206621

Январ Шукрии
Самарқандӣ



# ФАРҲАНГИ НОМВОЖАҲОИ ФОРСИИ ТОҶИКӢ



ЯНВАР ШУКРИИ САМАРҚАНДӢ

# ФАРҲАНГИ НОМВОЖАҲОИ ФОРСИИ ТОҶИКӢ

Дар ҳудуди 27 000 ном

ДУШАНБЕ - 2010

ББК 81.2
4 Тоҷик

ЯНВАР ШУКРИИ
САМАРКАНДӢ

**Фарҳанги номвожаҳои форсии тоҷикӣ**. Душанбе, "ЭР - граф", 2010, - 392 саҳ.

МУҲАРРИРИ МАСЪУЛ: ЗУҲУРИДДИН ЮСУФИЁН - профессор, доктори илмҳои кимиё.

мусаҳҳеҳ: Файзиев С - ходими илмии Пажӯҳишгоҳи забон ва адабиёти ба номи А. Рӯдакӣ.

муқарризин: АБДУРАҲМОНОВА М - мудири кафедраи забони муосири тоҷикӣ, дотсент.
НОРМАТОВ М - номзади илми филология, дотсент.

...итобхонаи милл...
...ҳурии Тоҷикистон ба
номи А. Фирдавсӣ
4 тоҷик (03)

Дар ин фарҳанг шарҳу тафсири тақрибан бисту ҳафт ҳазор ному номвожаҳои дар олами таърих, илму адаб ва фарҳангу хирад ва ҳаёти имрӯзаи оилаи тоҷик воҳӯранда ҷамъоварӣ шудаанд. Мақсад аз навиштани ин фарҳанг кӯшишест дар ислоҳ ё бартараф намудани ғалатҳои фаровон дар истифодаи исмҳои хос дар хонаводаи тоҷик ва кӯмакест ба волидайни тифлакони навзод барои интихоби номҳои хубу зебо, хушоҳангу хубмаъно.

© Январ Шукрии Самарканди, 2010.
Толковый словарь персидско - таджикских имён

## Ихтисороти шартӣ

а. - арабӣ.
(а) - алайҳис - салом.
ад. - дар адабиётшиносӣ
ар. - арманӣ.
а-ю - арабии юнонишуда.
в. ғ. - ва ғайра.
д - динӣ.
з - занона.
з, а - номи занона, арабӣ.
иб. - ибронӣ.
(к) - каррамаллоҳу ваҷҳаҳ
л- а - лотинии арабишуда.
м - мардона.
м, а - номи мардона, арабӣ.
маҷ. - маҷозан.
м.и. - монанди ин.
мғ. - муғулӣ.
муқ. - муқоиса кунед.
муқоб. - муқобил.
м, ҳ - номи мардона, ҳиндӣ.
ниг. - нигаред.
нуҷ. - нуҷум, илми ситорашиносӣ
п. м. - пасвандҳои мазкур.
(р) - разияллоҳу анҳу.
с. - соли ...
с.с. - солҳои ...
(с) ва (с. а. с) - саллалоҳу алайҳи ва саллам.
т. - туркӣ.
тот. - тоторӣ.
ӯзб. - ӯзбекӣ.
ҳ. - ҳиндӣ.
ҷ. - ҷамъ.
ҷ.ҷ. - ҷамъулҷамъ
э. - эронӣ.
ю. - юнонӣ.
яҳ. - яҳудӣ.
яҳ. қад. - яҳудии қадим.

## ПЕШГУФТОР

Чу тақдират кард соҳиби фарзанд,
Бикӯш то ниҳӣ номи дилписанд.
Зебою накӯ гар ном гузоштӣ,
Тухми маърифат дар он бикоштӣ.

Дар урфият мегӯянд, ки ҳар фард дар ҳаёти худ бояд чанд кореро ба итмом расонад. Аз ҷумла, дар мадди аввал бояд боғе биорояд,чунки дарахт - рамзи ҳаёт аст, сонӣ фарзанде биофарад, чунки фарзанд - ҳаёт аст ва баъдан ӯро номи накӯ бигзорад, то роҳҳати ӯ ба оянда гардад.

Ном аз ҷаҳонбинӣ ва тафаккури инсон сарчашма гирифта, посдор ва таҷассумгари таърихи мардуму кишвар мебошад. Ном инъикосгари ҳаёт, орзуву умеду хоҳиш ва табъу завқ, рӯҳия, ҷаҳонбинӣ, маданияту маърифат ва донишу тафаккури инсон ва инчунин қисми муҳими хазинаи луғавии забон низ ҳаст. Шахс, ва умуман инсон, то нафаси охирини ҳаёташ, то даме ки дилаш метапад ва танаш гарм аст, бо номаш муаррифӣ мешавад. Ва зиёда из ин, пас аз чашм пӯшидан аз дунёи ҳастӣ низ номи ӯ зинда хоҳад монд. Бинобар ин бояд кӯшид, ки номи фарзандони мо ва наслҳои оянда дар баробари маънии хубу нек доштан зебо, хушоҳанг ва дилнишин бошанд. Тавре ки мегӯянд "номи хуб - ними ҳусн" аст.

Ҳангоми интихоби ном бояд донист ва дар андешае буд, ки ин ном кадом бор ва оҳанги маънавиро дорад ва ё дар гузашта бо ин ном кадом шахсиятҳои маъруфу машҳури олами илму адаб ва фарҳангу хирад зиндагӣ карда буданд. Ба ҳар ҳол ном бояд чунин бошад, ки соҳиби он чи дар айёми кӯдакӣ, чи дар давраи ҷавонию миёнсолӣ ва чи дар замони солхӯрдагӣ аз номи худ хушдил бимонад.

Дар гузаштаи наҷандон дур дар оилаи тоҷик вазифаи гузоштани ном ба дӯши падаркалон ё модаркалони тифли навзод гузошта мешуд. Дар оилаҳое, ки китобдору китобхон ва аз фарҳанги ниёгонамон бархӯрдор буданд китобҳои одатан бахшида ба марду занҳои солеҳу порсо ё аз ашъори

хирадмандони гузашта, аз ҷумла девони Ҳофизро кушода ном интихоб мекарданд. Дар деҳот ҳанӯз ҳам ин анъана ҷой дорад.

Дар байни мардум ривояте ҳаст, ки агар дар оила писар таваллуд нашавад ва ба духтари навзод номи писарона гузоранд, дар оянда, албатта, писар таваллуд хоҳад шуд

Ҳоло вазъият каме тағйир ёфтааст. Аҳвол чунин аст ва боиси хушнудист ки ҳозир дар аксарияти хонаводаи тоҷик як майли нек ва ҷиддие дар интихобу гузориши ном ба фарзандашон ба назар мерасаду онҳо думболи номи тоза гашта, дар кӯшиши эҳёи номҳои аслан таърихӣ, аз қабили номҳои қаҳрамонони "Шоҳнома"-и безаволи Ҳаким Фирдавсӣ ва номҳои дар ашъори ҳакимони хирадманди ниёгонамон омада, мебошанд. Ин худ гувоҳи пешрафту такомули шуури муосирон ва дараҷаи нисбатан бойи маърифату маданият ва бедорию худшиносии миллии мардуми мост. Пешрафти илму фарҳанг,ҷаҳонбинӣ, одобу расму русум, эътиқод ва монанди ҳаминҳо сабаби он гаштанд, ки вазифаи номгузориро волидайни навзод ба ӯҳдаи худ гирифтанд. Зиёда аз ин, илми тибби муосир аз истифодаи асбобҳои техникаи ҳозиразамон имконияти муайян кардани ҷинси кӯдакро пеш аз таваллуд фароҳам овардааст. Ин ба падару модари кӯдак фурсати кофӣ медиҳад, ки аз он китобҳои ангуштшумор ва нодире, ки дастрас карда метавонанд, истифода бурда, барои фарзандашон ҳанӯз то таваллуд шуданаш, номи муносиб интихоб кунанд. Ҳамин буд, ки дар маҷаллаву рӯзномаҳою расонаҳои хабарӣ фикру ақида ва пешниҳодҳои зиёде нисбат ба интихоб ва гузоштани номҳои хубу дилнишин, муносибу дилкаши замонавӣ, хушоҳангу шинами шоирона ба назар мерасанд [13]. Дар ҳамаи ин хабарҳо ин масъалаи муҳим ва доғи рӯзи даврони мо гаштаву баргашта таъкид карда шудааст, то ки номҳои ашхоси муосир ва насли наврасиояндаамон мувофиқи табъу завқи умум бошад.

Ақидаеро низ бояд дар мадди назар дошт, ки гарчи ном ҷузъи шахсияти навзод нест, ҳангоми номгузорӣ ӯ ҳанӯз тифли навзод буд ва чораёни ин маъракаро тағйир дода наметавонист ва падару модари ӯ бо ҳазор орзуву умед ӯро чунин ном гузоштанд, вале бо мурури замон, аз эҳтимол дур нест, ки ба хулқу табиати шахс таъсир расонида, ба маънои номаш наздик мекунад ва гӯё ба ҷузъи шахсияти ӯ табдил мегардад ва дар бисёр мавридҳо ҳамчун тавсифи мухтасари вазни қиёсии шахс хизмат мекунад.

Зиёда аз ин, гузаштагон дар ақидае низ буданд, ки ном як ҷузъи ҷон, як узви ботини одам мебошад. Ном гӯё, ки тилисм бошад. Он соҳиби худро ҳам бахт меораду ҳам аз хавфу хатар эмин нигоҳ медорад. Дар ном, тавре ки дар боло қайд шуд, одатан ин ё он хоҳиш, орзуву умедҳои нек, мақсаду маромҳои ҳанӯз амалӣ нагаштаи волидайн инъикос мешуд. Ин вазъият ҳоло низ тағйир наёфтааст ва дар оянда тағйир нахоҳад ёфт. Ба маврид аст, ки ин ҷо чанд мисол оварем.

Номҳое, ки бо таркиби исмсози "Хуш" оғоз мешаванд, масалан, Хушнуд, Хушнур Хушангез, Хушовар ва амсоли онҳо бо нияту орзуе гузошта мешаванд, ки барандаи ин ном на танҳо худ хушнуду хушҳолу хушбахт умр ба сар барад, балки ба атрофиён низ ин хислатҳои дилпазири инсониро ангезонад. Инчунин, номҳое, ки бо таркиби номсози "Беҳ", "Нек", " Меҳр", "Нур" ... сар мешаванд, ҳамин гуна борро бо худ мебаранд. Номвожаҳои мураккаб, ки бо ҷузъи "Гул" меоянд, маънои маҷозии зебо, хушрӯй, хушандомро ифода мекунанд. Дар таркиби исмҳои мардона ҷузъи "Гул" маънои беайбу беуқсонро дорад.

Ҷузъи исмсози "Мир"-ро махсусан қайд кардан мебояд. "Мир" калимаи арабӣ буда, шакли мухтасари "Амир" мебошад . Ва дар навбати худ ҷузъи калимаи "Мирзо" аст, ки аслан шакли мухтасари калимаи "амирзода" мебошад

Ин калима аз асри 16 сар карда дар номҳои аҳли қалам дучор мешуд ва номи маъмултарини мардуми Осиёи Марказӣ буд. Дар таркиби номи мураккаб маънои "шоҳзода"- ро мебарад, ки ҳоло ҳам яке аз номҳо ва ҷузъи исмсози номҳои мураккаби хело маъмул ба шумор меравад.

Донистани маънии номи худ, таърихи пайдоиши он барои ҳар як фарди соҳибзавқ дар ҳама давру замон ниҳоят диққатангез буд. Ҳамин буд, ки олимони забоншинос, адабиётшинос, мардумшиносию бостоншинос ва чанде дигар вақтҳои охир ба ин масъала - ба омӯзишу тадқиқи масъалаҳои ҷудогонаи ному номгузорӣ таваҷҷӯҳи хосае пайдо кардаанд.

Умуман, ном сарвати забон буда, манбаи маълумоти таърихист. Ҳама падидаҳои ҷаҳони ҳастӣ бо ном мушаххас мешавад. Таърих бо ном ҳамроҳ аст. Агар номро аз таърих бардорем, чизе барои гуфтан наметавонем дошта бошем.

Номи дар байни мардум паҳнгаштаю маъмул, одатан, манбаи муайян дорад. Яке аз манбаъҳоро дар он мебинем, ки соҳиби ном бо ин ё он кори некаш ё бо асарҳои бадеиаш ё дар роҳи илм бо кашфиёти бузурги худ ва амсоли ин машҳури олам гашта буд.

Таваҷҷӯҳи хонандаи арҷмандро боз ба як нуктаи дигар ҷалб карданро аз аҳамият холӣ намебинем. Солҳои пешин дар системаи номгузории мо колаби номгузории русӣ истифода мешуд. Дар санадҳои расмӣ аввал номи падар - масалан, Меҳрзод, баъд номи фарзанд - Сино ва сони номи бобо - Фирдавс сабт мегардид. Дар натиҷа ном шакли зайл мегирифт - **Меҳрзодов Сино Фирдавсевич** ?!. Ин тарзи номнависӣ то ҳол дар шӯъбаҳои қайди шаҳрвандӣ ва шиносномадиҳӣ идома дорад. Камина ҳангоми гирифтани зоднома барои набераам - Хушнур Хушнуди Январзода бо ин ҳол рӯ ба рӯ шудам (моҳи марти соли 2009). Аз ҳамин хотир, қайд карданием, ки то ба ин дараҷа унсурҳои анъанавию қолабҳои номгузории халқи худро беқадр кардан нишонаи дур будан аз маърифату маданияту фарҳанги миллӣ мебошад. Ҳанӯз дар соли 1968 дар маҷаллаи "Садои Шарқ", № 9, с. 154 олими номшинос Б.Тилавов чунин ақидаро ба қалам дода буданд: "Касоне, ки номҳои шинаму муносиб, соддаву пурмаъно, хушоҳангу зебо ва шоирона доранд, бо сарбаландӣ ва ифтихор номашонро ба забон меоранд ва аз тарафи мусоҳиби худ тавсифи исмашонро шунида курта-курта гӯшт мегиранд. Исми зебою пурмазмун, соддаву латиф, салису диловез хотири касро навозиш медиҳад, ба дилҳо завқу сурур ва ба кас рӯҳи тоза, ҳаловат ва илҳом мебахшад. Номи неку баланд соҳибашро ба корҳои неку наҷиб раҳнамун карда, ӯро водор менамояд, ки дар амал ба баландии исмаш шоиста ва муносиб бошад, номи некашро бо амри хайру шоистаи худ зиндаву ҷовид гардонад".

Қобили қайд аст, ки ном низ яке аз нишонаҳои миллат буда, ҳамчун либоси миллӣ таъриху маданияти халқро ғаниву зебо мекунад.

Дар хусуси масъалаи ному номгузорӣ олими номшинос Шоҳмуҳаммади Ҳайдарӣ дар китоби "Номвожаҳо" - и худ [13] нигоҳи чанде аз донишмандону мутафаккирон ва шоирону нависандагони гузаштаву муосирро пешкаши хонандаҳо кардаанд, ки мо дар ин ҷо овардани он иктибосҳоро ба маврид

донистем: "Нахустпайғамбари рӯи замин Зардушт фармуда, ки ном ба инсон ба хотири он гузошта мешавад, ки инсон дар назди яздон битавонад бо он худро башорат бидиҳад. Дар яке аз бахшҳои "Зарвонномак" - и китоби бузургарҷи "Авасто" дар хусуси муқаддас шумоҳидани номи инсон ва сарнавишти асрори онҳо баъзе ишораву таъкидҳо ба назар мерасад. Аз ин ҷост, ки ин эътибору арзиши хосаи номҳо ва андешаҳои муқаддаси бостонӣ нақшу асари хешро дар дину ойинҳои минбаъда гузоштааст. Аз ҷумла дар чанд ҷои "Қуръон"- и шариф ба масъалаҳои мазкур ишораҳо шудааст. Дар дини мубини Ислом аз даҳ номгӯй ҳуқуқе, ки барои фарзанд дода шудааст, сеюмаш - " Ҳар кӯдак ҳуқуқи гирифтани номи хуб ва тарбияи некро дорад" мебошад.

Донишманди маъруф Абулфазли Байҳақӣ дар асари машҳураш "Таърихи Байҳақӣ" роҷеъ ба интихобу гузоштани номҳои хушоянд фармудааст: "Бар худовандон ва падарон беш аз он набошад, ки бандагону фарзандони хешро номҳои неку ва босазо арзонӣ доранд, бад-ин вақт ки эшон дар ҷаҳон пайдо оянд".

Бузургмарди дигар Насриддини Тӯсӣ дар "Ахлоқи Носирӣ" овардааст: "Чун фарзанд дар вуҷуд ояд, ибтидо тасмия (номгузорӣ)-и ӯ бояд кард ба номи неку, чӣ агар номе номувофиқ бар ӯ ниҳанд, муддати умр аз он нохушдил бошад".

Амир Унсурулмаолии Кайковус ин нуктаро ба таври зайл таъкид карда: "Бидон, эй азизи ман, ки агар худой туро писар диҳад, аввал номи хуш бар вай бинеҳ, ки аз ҷумла ҳаққҳои падарон яке ин аст"

Садриддин Айнӣ низ дар ин мавзӯъ, ба хусус, оиди тахаллусҳову номҳои муосиронаш навиштаҳои ҷолиб дорад. Чунон ки навиштааст: "... дар фаҳмидани маънии калимаҳо ва муносибати номҳо ба соҳибонаш ҳавас доштам".

Шоири маъруфи мардуми Доғистон Расул Ғамзатов низ дар асари машҳураш " Доғистони ман" бахшида ба масоили мазкур фармудааст: "Номи духтар бояд монанди шуълаи ахтар зебо ё чун гули бӯстон раъно бошад. Дар номи мард бояд садои шамшер ва ҳикмати китоб таҷассум ёбад".

... Пайгирона ба ин ҳама андарзу дархости ниёгон имрӯз падару модарон ва номгузорони хушзавқ дар интихоби номҳо ба навзодагон анъанаи неки мардумиро идома медиҳанд ва ба

фарзандон номҳои беҳтарину хушмаъно ва дилнишину хушояндро номгузорӣ менамоянд. Хоҳони онанд, ки ҳар як фарди ҷамъият дар баробари ҳаёти зебо, дили зебо, фикру андешаи зебо, ҳамчунин номи зебову дилнишин ва соддаву хушмаъно дошта бошад".

Китобе, ки дар даст доред, маҷмӯаест аз номвожаҳое, ки дар сарзамини на танҳо тоҷикон ва кулли тоҷиконе, ки берун аз Тоҷикистон маскунанд, балки шояд марбут ба тамоми халқҳои Осиёи Марказӣ бошад, ки аз тарафи падарон ва модарон ба фарзандон номгузорӣ мешаванд.

Номҳои дар ин маҷмӯа ҷамъовари шударо ба чанд гурӯҳ тақсим кардан мумкин аст:

1. Номҳое, ки аз "номҳои муборак"- и Оллоҳ таоло таркиб ёфтаанд ва номҳое, ки ба ягон сифати Расули Оллоҳ (с.) алоқамандаид. Одатан номҳои охирин мураккабанд ва бо ҷузъҳои Абд, Абду ё Абдул ё бо пасоянди "оллоҳ (уллоҳ)" сохта мешаванд.

2. Номҳое, ки бо номи Муҳаммад (с.а.с.) ва авлоди ӯ алоқамандаид.

3. Номҳое, ки бо ранг, хулқу хӯ, хислат ва табиати одам алоқамандаид.

4. Номвожаҳо аз қабили номи гулҳо, растаниҳо, паррандагон ва ҳайвонот.

5. Номвожаҳо аз қабили номи ҷирмҳои кайҳонӣ.

6. Номвожаҳое, ки бо номи тахассус, касбу ҳунар, рутбаю мартаба ва вазифа алоқамандаид.

7. Номвожаҳои тақвимӣ.

8. Номвожаҳо аз қабили номи сангҳо ва металлҳо (филизҳо)-и қиматбаҳо ва маводи ороишӣ.

9. Номвожаҳо аз қабили номи халқият, кишвар, шаҳр ва ҷою макон.

10. Номвожаҳои ғайриоддӣ.

Набояд фаромӯш кард, ки ном ё исми хос нисбат ба вожаҳои муқаррарӣ камтар тағйир меёбад. Бинобар ин, он шакли қадимтарини калимаро нигоҳ медорад. Як мисол меорем. Истилоҳи "Тағой" дар замони мо маънои бародари модарро ифода мекунад. Аммо аз таҳқиқи исмҳои хоси туркӣ хулосае бармеояд, ки дар асл ин истилоҳ маънои "орзу"- ро доштааст [9]. Барои ҳамин ҳам дар байни халқҳои туркнажод ва халқҳои

ҳамсоя, аз ҷумла, дар байни тоҷикон номҳои мураккаби аз калимаи "Тағой" сохташуда ниҳоят маъмуланд (Тағойбой, Тағоймурод, Тағойгул, Тағойбегим ва ғ.)

Маънои аслии чанде аз исмҳои хос аз луғату фарҳангҳо дастрас намешаванд. Масалан дар [9] овардаанд, ки "таъбири номи Атохон дар ягон фарҳанг дода нашудааст. Зоҳиран шарҳи он басо осон менамояд (он гӯё аз Ато ва Хон сохта шудааст - Я.Ш.), аммо пайдоиши номи Атохон таърихи басе дурудароз дорад ва маълумоти мо аз он пурра нест". Дар ҳамон ҷо омадааст, ки "номҳое ҳастанд, ки шаклҳои гуногуни як исманду мо ба он аҳамият намедиҳем". Се номи тоҷикии Сайфура, Суфро ва Суфаро чун мисол пешкаш шудааст. Ва омада, ки ин се ном таҳрифи як исми арабии Сафура мебошад. Ин ном ба зани Мӯсо пайғамбар мутааллиқ буда, дар ибрӣ маънои "дурахшон", "ситора"- ро дорад. Суфаро бошад, ҷамъи сафир аст. Ин гуна номвожаҳо дар китоби дар дасти Шумо буда ниҳоят фаровонанд ва талаби тадқиқоти алоҳидаро доранд.

Мавридҳое низ ба назар мерасанд, ки ном вобаста ба сифат ва хусусияти навзод гузошта мешаванд. Масалан, агар дар тани навзод ягон аломат, ба мисли холи сиёҳ ё сурх, ё ангушти иловагӣ, ё холи гӯштӣ ва ғ. бошад, ба ӯ номи "Хол", "Нор" ё "Зиёда" бо ҳаргуна ҷузъҳои собити номсоз мегузоштанд. Ранги пӯст, чашм, мӯйи сар низ сабаби ном мешуд. Ҳамин тариқ, ном пеш аз ҳама калимаест, ки бо шунидани он дар тафаккури кас симои шахси муайян (агар он шинос бошад) пайдо мешавад

Дар қатори номвожаҳои хушоҳанг ва хеле маъмулу писандида, ки оилаи тоҷик дар тӯли чандин садсолаҳо барои фарзанди навтавлиди худ интихоб мекард, вожаҳое низ омадаанд, ки дар асарҳои таърихию адабии ниёгонамон ба сифати ном ба назар мерасанд. Ҳамзамон калимаҳое вомехӯранд, ки худ ном набуда, лек дар пояи маънавии худ бори номро мебаранд

Қобили зикр аст, ки дар навишти номвожаҳо, ба хусус вожаҳои арабиасоси соддаву мураккаб, барои роҳ надодан ба ғалатҳо дар сабти номҳо дар санадҳои коргузорию давлатӣ, шакли танҳо навиштории имрӯзаи онҳо пешкаш шудааст. Дигар, номе, ки этимология ва маънояшро дарёфт накардем, ба ҳамон шакле, ки дар санадҳо истифода шудаанд (бе нишондоди манбаъ ва маъно) овардем. Дар мавридҳое, ки номвожа аз қабили номи

гулҳо, паррандагон, қаҳрамонони ин ё он асари таърихӣ (аз қабили "Шоҳнома"), номҳои муборакı парвардигор ва м.и. будан ба сифати шоҳид байте аз ашъори классикони адабиёти тоҷик омадааст. Дар мавриди номаълум будани муаллифи далели оварда аломати " гузошта шудааст

Номҳое, ки бо ҷузъҳои собити исмсози занона (бегим, бибӣ, бика, бону, гул, моҳ, нисо, хон, хотун, ҷон ...) ва номҳое, ки бо ҷузъҳои собити исмсози мардона (алӣ, бек, бой, ёр, иддин, оллоҳ (уллоҳ), тӯра, хон, хоҷа, хӯҷа, шер, ҷон) сохта шудаанд, ба шакли зайл омадаанд: Гавҳар номи асосан занона буда, лек бо ҷузъҳои исмсози алӣ, бек, хон , шоҳ, дар номҳои мардона низ вомехӯрад. Дар чунин мавридҳо шакли зайл истифода шудааст: Гавҳар (алӣ, бек, хон, шоҳ - м), з ё Самар (бибӣ, бону, ой - з), м. Агар ҳамон як ном тавассути ҷузъҳои номсоз, ҳам номи мардонаю ҳам номи занонаро ифода карда тавонад, пас он ном ин тавр омадааст: Наврӯз (бек, хон, шоҳ, ҷон - м; бегим, бибӣ, бону, гул, моҳ - з) - аз Наврӯз ва пасвандҳои мазкур (яъне аз Наврӯз ва п. м.).

Дар сурати баъд аз ном наомадани мансубияти забонии он ин ном номи тоҷикӣ ҳисоб карда шудааст. Дар мавриди ба кадом ҷинс (зан ё мард) мансуб будани ном инъикос нашуда бошад, ин номро ҳам ба марду ҳам ба зан мансуб донистан мебояд. Агар дар таърифи номи мураккаб ҷузъҳои алоҳидаи он бо ҳарфи калон омада бошад, мас. Ганҷбону - аз Ганҷ ва Бону ё Шоҳрух = Шаҳрух - аз Шоҳ ва Рух, он гоҳ барои пайдо кардани тасаввуроти пурра оиди ин ном мебояд ба шарҳи ҷузъҳои мухталифи ном муроҷиат кард.

Боз ба як масъала равшанӣ андохтани ҳастем. Азбаски дар забони тоҷикӣ ҷинсият мавҷуд нест, номҳо аз қабили Айёма, Гулгуна, Дилшода, Ёдгора, Дилфуза, Зарифа, Парвина, Шаҳноза ва амсоли инҳо ба меъёрҳои забони тоҷикӣ мувофиқат намекунанд, вале ба сабаби он, ки ин қабил номҳо дар байни оилаҳои тоҷик басо маъмул гаштаанд, мо онҳоро дар ин Фарҳанг ба тарзи: Айёма, з - шакли навозишии Айём; Гулгуна, з - шакли навозишии Гулгун ва м. и. пешниҳод кардем. Лекин беҳтар мебуд, ки аз ин гуна бидъатҳо (кӯшишҳои нораво) парҳез кунем.

Ҳадаф аз пешкаш кардани ин китоб кӯшишест дар роҳи аз байн бурдани бесарусомонӣ, гуногунфаҳмию нодурустии истифодаи шаклҳои гуфторӣ ва навиштории исмҳои хос. Аз

тарафи дигар, кӯмак ба оилаи тоҷик, ба падару модарони тифлакони навзод барои интихоби номҳои хубу зебо, хушоҳангу хубмаъно мебошад. Номҳое низ ҳастанд, ки шакли гуфториию навиштории якхела дошта дар бисёр ҳолатҳо онҳо дар санадҳои дахлдор дар ҳаёти ҳаррӯза вомехӯранд ва нодуруст сабт мешаванд, бо истифодаи ин номнома бояд ислоҳпазир шаванд .

Ҳаргиз фаромӯш накунед, эй азизон, ки "Ба мо аз қадимулайём барои он ном мегузоранд, ки худро дарёбему дигарон моро ҷӯянд. Ҷустуҷӯи инсони нек бошад, расми дерини зиндагонист. Мутаассифона, баъзан дер меҷӯем"- Маҳмуди Воҳид.

Шумо, хонандаи арҷманд, довари нуктасанҷи ин фарҳанг мебошед ва то кадом дараҷа мақсади пешгузоштаи камина амалӣ гаштааст, баҳо хоҳед дод. Тавре ки дар урфият мегӯянд, "гул бе хор намешавад", аз ин лиҳоз, китоби дар даст доштаи Шумо низ шояд аз камбудию норасоиҳо холӣ набошад. Ба ҳар ҳол, барои ҳар як фикру мулоҳиза ва пешниҳоди Шумо қаблан изҳори сипос мекунам.

Дар ҷараёни эҷод ва ба чоп омода сохтани фарҳанги мазкур аз рафиқ ва дӯстони ин ҷониб Ҳоҷӣ Зуҳуриддин Юсуфиён, ки вазифаи сангини муҳарририи ин фарҳангро ба ӯҳда гирифтанд, Шоҳмуҳаммади Ҳайдарӣ - донишманди маъруф ва шинохтаи соҳаи номшиносӣ, ки маводи нодиру арзишпазири ин соҳаро дастраси муаллиф гардонданд, фарзандонам Нигина, Манижа ва Хушнуд Январзодаи Шукриён, ки кӯмаки беғаразонаи худро дареғ надоштанд, ба корманди Пажӯҳишгоҳи забон ва адабиёти ба номи А. Рӯдакӣ Сафар Файзиев ва ҳамаи онҳое, ки дар ин кор андешаи худро баён кардаанд, ва ҳамчунон ба ҳамсарам Манзура Шукурова, ки шароити корро фароҳам сохта буд изҳори ташаккур мекунам.

Нишонии мо: ш. Душанбе, кӯчаи Карамов 9, ҳ. 28.
Декабри соли 2009.

**Муаллиф**

## Дебоча

Дар тӯли 18 сол аз истиқлолияти Ҷумҳурии Тоҷикистон дар кишвари азизи мо тағйироти назаррас ба амал омад. Хушбахтона мушкилоти дохилӣ ва равобити байналмилалии мо ба тадриҷ ҳал гардида, рӯ ба инкишоф аст.

Мутаассифона, ҳамеша дар тӯли ҳазорсолаҳо бо падид омадани мардуме бо номи тоҷик мухолифони ин вожа ва халқ рӯ ба афзоиш будааст. Имрӯз низ мо мушоҳида мекунем, ки кишвароне мавҷуданд, ки ҳатто аз бозгашти мардуми мо ба номҳо ва исмҳои аслии хеш, гузариш ба алифбои ниёгон, ки фарҳанги зиёда аз ҳазорсолаи халқи тоҷикро дар худ гунҷонидааст ва аз бозсозии иқтисодии ин кишвар изҳори нигаронӣ намуда, ҳатто амалҳои беҷоро ба худ раво мебинанд.

Дар айни замон, на ҳама шаҳрвандони мо аз тарз ва асли номгузории худ бохабар мебошанд ва ашхоси масъул, ки шаҳодатномаҳо ва шиносномаҳоро навишта мекунанд, ҳамчунон аз аҳамияти миллӣ ва фарҳангии номгузории анъанавӣ, ба андешаи мо бехабар мебошанд ва баъзе аз онон шояд, ки мухолиф бошанд.

Бад-ин сабаб мо, муаллиф ва муҳаррири ин китоб, ки ҳамчун "Фарҳанги номвожаҳои форсии тоҷикӣ" номгузорӣ шудааст ба хидмати хонандагон, кормандони масъули шӯъбаҳое, ки шаҳодатнома дар бораи таваллуд ва шиноснома медиҳанд, инчунин барои алоқамандони андешаҳои хешро пешниҳод мекунем.

Барои навишти насаб метавон аз чанд пасвандҳо чун: - ён, - зода, - пур, - духт ва - й истифода кард. Ҳамчунон ба ҷойи насаб мумкин аст, ки тахаллус навишта шавад. Аммо, мебояд дар ёд дошт, ки ҳангоми навиштани шаҳодатнома ё шиноснома исмҳо бояд бе мансубият навишта шаванд, яъне пасванди "и" бояд навишта нашавад. Масалан, агар дар шакли гуфтори Фахриддини Ниёзӣ гӯем, дар санади расмӣ бояд аввал насаб, баъд исм навишта шавад, яъне Ниёзӣ Фахриддин.

Акнун ҳамчун мисол шароити навиштани тахаллус, насаб ва номро дар шиносномаҳои дохилӣ ва хориҷии Ҷумҳурии

Тоҷикистон ба асоси насабномаи форсии тоҷикӣ пешниҳод менамоем.

| Дар шиносномаи дохилӣ: | Дар шиносномаи хориҷӣ |
|---|---|
| Ҷумҳурии Тоҷикистон<br>Насаб<br>Юсуфиён<br><br>ном / номи падар<br>Зуҳуриддин Нуриддинзода | Ҷумҳурии Тоҷикистон<br><br>САМАРҚАНДӢ<br>ЯНВАР<br>ШУКРӢ<br><br>REPABLIC OF TAJIKISTAN<br>SURNAVE<br>SAMARQANDI<br>GIVEN NAVES<br>YANVAR |

Тавре ки мебинем, дар қисмати хориҷии шиносномa асосан насаб ва ном навишта мешавад, пас ин садоҳое, ки дар матбуоти хориҷӣ ба нашр мерасанд, ки исмҳои шиносномаҳои тоҷикӣ, ки пасванди "ов" ва "вич" надоранд, ба меъёрҳои ҷаҳонӣ ҷавобгӯ нестанд ҳеҷ асосе надоранд. Аммо, мо такроран ёдрас мешавем, ки чун мардуми ғайр ин хислатро намедонанд ва асоси дар шиносномa ба ҷойи Фахриддин, Фахриддини мегӯянд, бояд шиносномa ва ё ҳама гуна санади расмӣ ба асоси ҳамин меъёр, яъне бидуни мансубият навишта шаванд.

З. Юсуфиён
Я.Ш. Самарқандӣ

## Алифбои тоҷикӣ

| | | | | |
|---|---|---|---|---|
| А а | Ё ё | Қ қ | С с | Ч ч |
| Б б | Ж ж | Л л | Т т | Ҷ ҷ |
| В в | З з | М м | У у | Ш ш |
| Г г | И и | Н н | Ӯ ӯ | Ъ ъ |
| Ғ ғ | Ӣ ӣ | О о | Ф ф | Э э |
| Д д | Й й | П п | Х х | Ю ю |
| Е е | К к | Р р | Ҳ ҳ | Я я |

## А

**Аб (Абу, Або, Аби),** м, а - падар. Абубакр, Абобакр, Абибакр - падари Бакр.

**Абад,** м, а - ҷовид, ҷовидонӣ, доимӣ; замоне, ки охир надорад.

**Абада,** з - ҷ. Обид; ниг. Обид.

**Абадан,** м - ҳамеша, доимо, доиман:

Ба ҳаққи ҷалоли ҳайбат, ба ҳаққи ҷамолу қурбат,
Ки ба дил вазифаи ту абадан муққадар омад.   Шамси Табрезӣ

**Абадия,** з - мансуб ба Абад.

**Абар,** м - боло, болои..., рӯи..., бар сари...:

Чу бар паҳлавон офарин хонданд,
Абар Золи Зар гавҳар афшонданд. Фирдавсӣ

**Абар** (ванд, виз, гон, дод, з, ком, манд, мард, сом - м; духт - з) - аз Абар ва п.м.

**Абармард,** м - дараҷаи қиёсӣ ва ё олии шахс.

**Абархис = Ҳепорак-** м - мунаҷҷими маъруфи Юнони қадим, қарни II- и пеш аз милод.

**Абасто,** м - ниг. Авесто.

**Аббос** (алӣ, иддин, хон, хӯҷа, хоҷа, шоҳ, ҷон, қул), м, а - шер, шери дарранда; туршрӯй; сахтгир; амаки Муҳаммад (с.а.с), яке аз муфассирони маъруфи Қуръон; асосгузори сулолаи хулафои Аббосӣ, ки аз с. 750 то с. 1258 милодӣ ҳукмронӣ карда буданд;

- дар Тоҷикистон ва Эрон шакли мураккаби Аббосалӣ маъмул аст.
- номи писари ҳазрати Алӣ.

**Аббосия,** м - мансуб ба Аббосӣ.

**Аббосӣ,** м - мансуб ба Аббос; ниг. Аббос.

**Абд, Абду, Абдул,** м, а - банда, ҷузъи номҳои мураккаб ба мисли Абдуллоҳ, Абуабдуллоҳ, Абдуалим, Абурайҳон, Абдулмалик, ва монанди ҳаминҳо. Ин ҷо таваҷҷуҳи шахси номгузорро ба як нукта ҷалб карданием. Номҳое, ки истеъмолашон аз рӯи Қуръони шариф барои ғайри Оллоҳ ҷоиз мебошад (масалан: Алӣ, Кабир, Карим, Рашид, Ҳамид, Ҳафиз ва амсоли ин), метавон барои дигарон низ истеъмол кард. Лекин номҳое, ки истеъмолашон мувофиқи Қуръони шариф танҳо барои Оллоҳ ҷоиз аст (ба мисли Аҳад, Ваҳҳоб, Воҷид, Ғаффор, Раззоқ, Раҳмон ва м. ин), барои шахсони алоҳида танҳо дар мавриде қабули истифода аст, ки дар аввали ном ҳатман ҷузъи Абд, Абду ё Абдул ояд (масалан, Абдулваҳҳоб, Абдуғаффор, Абдурраззоқ ва м. ин). Дар акси ҳол, тавре ки дар [4] зикр шудааст: "Ҳар чӣ қадар ин номҳоро ба ин сурат (яъне бидуни ҷузъи аввали ном - Я.Ш.) истеъмол кунанд, ба ҳамон андоза муртакиби гуноҳи кабира

хоханд шуд". Ибод ва Абада ва Абид ҷамъи Абд аст.

Дар замимаи № 1 номҳои зоти Парвардигори олам - Худои таоло гирд омадаанд.

**Абдал,** м, а - шакли ихтисоршудаи Абдуллоҳ.

**Абдалӣ,** м - ниг. Абдуалӣ.

**Абдӣ** (бек, бой, хон, ҷон), м - аслан абдиҳӣ ё худ абдиҳ - бандаи ӯ (яъне бандаи Худо); шакли ихтисоршудаи Абдуллоҳ.

**Абдол,** м, а - ҷ. бадал ва бадил - дар арабӣ - ҷонишини Худо, авлиё; наздикони худо, хосони худо, ки шумораи онҳо гӯё 70 нафар будааст:

Шунидам, ки дар рӯзгори қадим,
Шудӣ санг дар дасти абдол сим. Саъдӣ

**Абду** (азиз, азим, акбар, алам, алим, алӣ, амин, амир, амон, асад, аҳад, аҳрор, аъзам баёз, баён, бақ(бек), бақо, баиво, барио, басар, басир, басит, баҳо, баҳор, баҳром, башир, вадуд, вакил, ваққос, валид, валӣ, вафо, ваҳҳоб, ваҳҳос, ворис, восеъ, восид, восиқ, восил, восит, воҳид, ғанӣ, ғафур, ғаффор, ғиёс, ғозӣ, зар, зафар, зикир, зикр, зоир, зокир, зоҳид, зоҳир, зубайд, зуннун, зуҳур, кабир, камол, карим, кибор, киром, комил, қавим, кавӣ, қайюм, қалам, қаҳҳор, қодир, қосим, қуддус, латиф, мавлон, малик, маннон, маноф, мансур, масеҳ, матин, маҳмуд, маҷид, маъруф, мубин, мударрис, музаммир, муин, муқаддам, муқим, мулк, мунис, мурод, мусаллим, муслим, мусо, муталлиб, мухтор, муҳаммад, муҳит, муҳсин, мӯъмин, набӣ, назар, назир, наим, нақиб, насаб, насиб, ниёз, нодир, нозим, нозир, носеҳ, носир, нур, нуъмон, одил, олим, омил, рабӣ, раззоқ, байҳон рақиб, рамазон, расул, рауф, рафеъ, рафиқ, рафӣ, рахшед, раҳим, раҳмат, раҳмон, рашид, ризо, розиқ, рофеъ, роҳат, сабо, сабур, садр, саид, сайид, сайфӣ, салим, салам, самад, самеъ, самид, самӣ, саттор, сафо, сиддиқ, соат, собир, собит, содиқ, содир, солеҳ, солим, сомит, соҳат, сулаймон, султон, суннат, табор, толиб, тоҳир, убайд, умар, усмон, фазл, фазлон, файёз, фаёз, файзӣ, фақир, фармон, фаррух, фаршед, фаттоҳ, фатҳ, фозил, форуқ, фотеҳ, хабир, хайём, хайр, халил, ханон, хол, холид, холиқ, холис, хоҷа, ҳабиб, ҳаёт, ҳаким, ҳалим, ҳамал, ҳамид, ҳаниф, ҳаннон, ҳасан, ҳафиз, ҳодӣ, ҳозир, ҳомид, ҳорис, ҳофиз, ҳошим, ҳошир, ҳусайн, ҷаббор, ҷалил, ҷалол, ҷамол, ҷомеъ, ҳомӣ, шакур, шариф, шароф, шафӣ, шаҳид, шаҳоб, шер, шокир, шофеъ, шоҳид, шукур, шукӯҳ, юнус, яҳё), м - аз Абд ва п. м.

**Абдубек,** м - аз а. - и абд - банда ва т. - и бек - соҳиб. Бандаи соҳиб.

**Абдувадуд = Абдулвадуд,** м, а - бандаи Худои муҳиб, бандаи Худои дӯстдоранда, бандаи Худои меҳрубон.

**Абдуззикир = Адбулзикир,** м - аз Абд ва Зикир.

**Абдуззикр = Абдулзикр,** м - аз Абд ва Зикр.

**Абдуззокир = Абдулзокир,** м - бандаи Худои зикркунанда.

Абдуззоҳид = Абдулзоҳид, м - аз Абд ва Зоҳид.
Абдуззоҳир = Абдулзоҳир, м, а - бандаи Худои ёридиҳанда, бандаи Худои кӯмакрасон; бандаи Худои мадагор ва пирӯз; аз Абд ва Зоҳир
Абдуззубайд = Абдулзубайд, м - аз Абд ва Зубайд; аз Зубайда - завҷаи Ҳорунаррашид, модари Амин.
Абдуззунун = Абдузунун = Абдулзунун, м,а - банда(ғулом)-и Зуннун.
Абдуззуҳур = Абдулзуҳур, м - аз Абду ва Зуҳур - намоён шудан.
Абдукабир = Абдулкабир, м - бандаи Худованди кабир. Бузург.
Абдукарим = Адбулкарим, м - бандаи Худои сахӣ, бандаи Худои карим, бандаи Худои бахшандаи гуноҳ.
Абдул, м, а - шакли ихтисоршудаи номҳо ба монанди Абдулазиз, Абдулазим Абдуласад ва мисли ҳаминҳо; аслан Адб аст
Абдулаввал, м - бандаи Аввал.
Абдулазал, м - аз Абд ва Азал.
Абдулазиз, м, а - бандаи Худои қудратманд, бандаи Худои тавоно.
Абдулазим, м, а - бандаи Худои бузург.
Абдулакбар, м - бандаи Худои акбар.
Абдулалим, м - бандаи Худои доно (ҳамадон, олим).
Абдулалишоҳ, м - бандаи Алишоҳ.
Абдуламид, м - бандаи пешво(сардор)-и Бузург.
Абдуламин, м - бандаи Худои амонатнигоҳдоранда.
Абдуламон, м - бандаи Худои оламписаноҳ.
Абдуласад, м -бандаи Шер.
Абдулато, м - бандаи Худои бахшоянда.
Абдулаъзам, м - бандаи Худои Аъзам.
Абдулаҳад, м, а - бандаи Худованди якто ва ягона.
Абдулаҳрор, м - бандаи Худои Аҳрор, озодагон.
Абдулбадеъ, м, а - навпайдокунанда.
Абдулбаён = Абдубаён, м - аз Абд ва Баён.
Абдулбарр, м, а - бандаи Худои дӯстдоранда, бандаи Худои муҳиб. Дар [4] : бисёр накӯкор, эҳсонкунанда. Яке аз номҳои Худованди таоло.
Абдулбасир, м, а - бандаи Худованди бофаросат, бандаи Худованди Басир; бандаи Худованди биноъу доно (зирак). Аз Абдул ва Басир.
Абдулбасит, м - бандаи Худои хурсандкунанда; бандаи Худои Азим; бандаи Худои дасткушод.
Абдулбашир, м - бандаи Худои муждарасон.
Абдулбақо, м - аз Абдул ва Бақо; ниг. Абдулбоқӣ.
Абдулбоис, м, а - қоимкунанда, чиндакунанда.
Абдулбоқӣ, м, а - бандаи ҷовидон (абадзинда).
Абдулборӣ, м, а - бандаи офаридгор.
Абдулбосит, м, а - фароху васеъкунандаи рӯзӣ, фарохидиҳанда.

**Абдулботин**, м, а- пинҳон, олами дарунӣ, рӯҳӣ ва қалбии инсон.
**Абдулбурҳон,** м - аз Абдул ва Бурҳон.
**Абдулвакил = Абдувакил, м** - аз Абдул ва Вакил.
**Абдулвалӣ = Абдувалӣ,** м, а - бандаи Ҳимояттар; бандаи Худои парастишкунанда, бандаи Хоча; бандаи муқаррараби даргоҳи Худои таоло. ниг. Валӣ.
**Абдулваҳҳоб,** м, а - бандаи Худованди бахшанда (босаховат).
**Абдулвафо = Абдувафо,** м - бандаи Худои бо сидқу вафо.
**Абдулворис,** м,а - бандаи Худои абадзинда; бандаи каси меросгир, банда(ғулом)-и Худои меросгир.
**Абдулвосеъ = Абдувосеъ,** м - бандаи Худои дарбаргиранда (кушоишдиҳанда).
**Абдулвосиъ = Адбувосиъ,** м, а - бандаи Худованди оламро дар бар гиранда.
**Абдулвосит = Абдувосит,** м, а - бандаи миёнчӣ; бандаи воситашаванда.
**Абдулвоҳид = Абдувоҳид,** м, а - бандаи Худои яккаву ягона.
**Абдулғавс,** м, а - бандаи Худои фарёдрас, бандаи Худои мададгор.
**Абдулғанӣ = Абдуғанӣ,** м, а - , м - бандаи дорандаи ҳама чиз, бандаи бениёз.
**Абдулғафур = Абдуғафур,** м, а - бандаи Худои афвкунанда (бахшоянда, омурзкор).
**Абдулғаффор = Абдуғаффор,** м, а - бандаи Худои бахшандаи гуноҳон, бандаи Худои омурзишкунанда; аз номҳои Худои таоло.
**Абдулғиёс,** м, а - ниг. Абдулғавс.
**Абдулзокир,** м - ниг. Абдуззокир.
**Абдулкабир,** м, - ниг. Абдукабир.
**Абдулкарим,** м, а - ниг. Абдукарим.
**Абдулкомил = Абдукомил,** м,а - бандаи Худои фозилу комил, яъне бе нуқс.
**Абдулқавӣ = Абдуқавӣ,** м ,а - бандаи Худои пурзӯр, қавӣ (мустаҳкам).
**Абдулқайс,** м,а - бандаи буте бо номи Қайс.
**Абдулқаюм = Абдуқаюм,** м, а - бандаи Худои абадзинда (ҷовидон).
**Абдулқайюм** - ниг. Абдулқаюм.
**Абдулқаҳҳор = Абдуқаҳҳор,** м, а - бандаи Худои фатҳхоин (зафаровар, музаффар, чираву ғолиб); бандаи Худои пирӯзманд.
**Абдулқодир = Абдуқодир,** м - бандаи Худои тавоно (нируманд).
**Абдулқосим = Абдуқосим,** м, а - бандаи бахшанда (тақсимкунанда)- и ризқ; ниг. Абулқосим.
**Абдулқуддус,** м, а - бандаи Худованди қуддус (поку покиза аз ҳар гуноҳ).
**Абдуллатиф = Абдулатиф,** м, а - бандаи Худои некӯкор; бандаи Худои меҳрубон, бандаи Худои раҳим, яъне лутфкунанда ва меҳрубон.

**Абдулло(х)** (бек, хон, хоҷа, шох, ҷон), м, а - бандаи Худо; номи Муҳаммад (с.а.с).

**Абдулмалик = Абдумалик,** м, а - бандаи дорои қудрат ва салтанат.

**Абдулманнон = Абдуманнон,** м, а - бандаи Худои неъматдиҳанда, бисёр некӯикунанда.

**Абдулманоф,** м, а - номи бобои Муҳаммад (с.а.с).

**Абдулмаҳдӣ,** м, а - бандаи Пайрав, бандаи шахсе, ки ӯро Худо раҳнамост.

**Абдулмаҳмуд = Абдумаҳмуд,** м - бандаи Худои ситуда (ҳамида).

**Абдулмаҷид,** м, а - бандаи Худои бошавкат; бандаи Худованди бузургвору гиромӣ.

**Абдулмаъруф = Абдумаъруф,** м - бандаи Худои шинохташуда.

**Абдулмуъин = Абдумуъин,** м - бандаи Худои ёридиҳанда.

**Абдулмунъим,** м, а - бандаи Худои некӯкор; ниг. Мунъим.

**Абдулмурод = Абдумурод,** м - бандаи Худои ба мурод расонанда.

**Абдулмутталиб,** м, а - бандаи Мутталиб; лақаби бобои Муҳаммад (с.а.с). ниг. Мутталиб.

**Абдулмухтор = Абдумухтор,** м - бандаи Худои баргузида.

**Абдулмуҳаммад,** м, а - бандаи некусиришт.

**Абдулмӯъмин,** м, а - бандаи имондор.

**Абдулмӯҳсин = Абдумӯҳсин,** м - бандаи Худои эҳсонкунанда (некӯкор).

**Абдулносир,** м - ниг. Абдунносир.

**Абдулолим,** м - бандаи Худои донанда.

**Абдулфайёз = Абдуфайёз,** м - бандаи Худои босаховат; ниг. Файёз.

**Абдулфайз,** м - ниг. Абдулфайёз.

**Абдулфаттоҳ = Абдуфаттоҳ,** м, - бандаи Худои роҳкушо, бандаи Худои кушоишдиҳанда; бандаи Фаттоҳ; нусратбахш.

**Абдулфақир,** м - бандаи фақир, ҳоксор; камина.

**Абдулфозил,** м - бандаи Худои доно.

**Абдулфотеҳ,** м - бандаи Худои кушоянда ва фатҳкунанда.

**Абдулхайр,** м, а - бандаи Худои сахӣ.

**Абдулхалил = Абдухалил,** м, а - бандаи дӯсти меҳрубон, бандаи Халил, лақаби Иброҳим (а); ниг.Халил.

**Абулхолиқ = Абдухолик,** м, а - бандаи Офаридгор; бандаи Худои офаранда.

**Абдулҳаёт,** м - бандаи Худованди ҳаётбахш.

**Абдулҳай,** м - бандаи Худои абадзинда (Худои ҷовид).

**Абдулҳаким = Абдуҳаким,** м, а - бандаи Худои хирадманд.

**Абдулҳалим = Абдуҳалим,** м, а - бандаи Худои раҳмдил; бандаи бурдбор; бандаи шикебо.

**Абдулҳамид = Абдуҳамид,** м, а - бандаи Худои ситуда (писандида).

**Абулҳаннон,** м - бандаи Худои бахшоянда.

**Абдулҳақ,** м, а - бандаи Ҳақ; бандаи Худои таоло.
**Абдулҳафиз = Абдуҳафиз,** м, а - бандаи Ҳимоятгар; нигаҳдоранда, нигаҳбон.
**Абдулҳодӣ,** м - бандаи Худои роҳнамо       аз Абд ва Ҳодӣ.
**Абулҳозир,** м - бандаи Худои ҳамаҷой, яъне ҳозиру нозир.
**Абдулҳомид = Абдуҳомид,** м - бандаи Худои сипосгузор; ситоишкунанда.
**Абдулҳорис,** м, а - бандаи Худои ҳифзкунанда (нигаҳдоранда, муҳофиз).
**Абдулҳофиз = Абдуҳофиз,** м - ниг. Абдулҳорис.
**Абдулчаббор = Абдуҷаббор,** м, а - бандаи Худои соҳибиктидор (соҳиби тавоноӣ ва кудрат), бандаи Худои тавоно.
**Абдулҷавод = Абдуҷавод,** м - бандаи Худои саховатманд.
**Абдулҷалил = Абдуҷалил,** м, а - бандаи Худованди бузургвор.
**Абдулҷалол = Абдуҷалол,** м, а - бандаи Худои дорои ҳашамат (боҳашамат, иззату шукӯҳ).
**Абдулҷамил = Абдуҷамил,** м, а - бандаи Худои ҷамил; ниг. Ҷамил.
**Абдуманнон,** м - ниг. Абдулманнон.
**Абдумуҳаммад,** м - бандаи некусиришт.
**Абдуназар,** м - бандаи нигоҳи Худо ё авлиё; бандаи дидадор, бандаи меҳрубон; ниг. Назар.
**Абдунаим = Абдуннаим,** м, а - бандаи хуррам, бандаи биҳиштӣ.
**Абдуносир = Абдунносир,** м - бандаи Худои мададгор.
**Абдунофеъ,** м - аз Абд ва Нофеъ. ниг. Нофеъ.
**Абдуолим,** м - ниг. Абдулолим.
**Абдурраб(ӣ),** м - бандаи соҳибаш, яъне бандаи Худо.
**Абдураззоқ = Абдурраззоқ,** м, а - бандаи Худованди ризқдиҳанда.
**Абдурасул = Абдуррасул,** м, а - бандаи пайғамбар, бандаи Набӣ, ниг. Расул.
**Абдурауф = Абдуррауф,** м, а - бандаи Худои бахшанда (меҳрубон ё Раҳим).
**Абдурафиқ = Абдуррафиқ,** м - бандаи Худои ҳамдам.
**Абдурашид = Абдуррашид,** м, а - бандаи Худои раҳнамо, бандаи Худои ба роҳи росту дуруст равонкунанда; бандаи Худои оқил.
**Абдурраҳиб,** м - бандаи Худои нигаҳбон .
**Абдураҳим = Абдурраҳим,** м, а - бандаи Худои раҳмкунанда (меҳрубон, раҳим)
**Абдураҳмон= Абдурраҳмон,** м, а - бандаи Худои бахшоянда; ниг. Раҳмон.
**Абдуррозиқ = Абдулрозиқ,** м - бандаи Худои рӯзидиҳанда (ризқдиҳанда).
**Абдуррофеъ = Абдулрофеъ,** м - бандаи Худои болобардоранда.
**Абдусабур = Абдуссабур,** м - бандаи Худои пуртоқат (сабркунанда).
**Абдусалам = Абдуссалам,** м, а - бандаи наҷотдиҳанда; ниг. Салам.
**Абдусалим = Абдуссалим,** м, а-бандаи беайб (бандаи пайғамбар); бандаи солим; ниг. Салим.
**Абдусалом = Абдуссалом,** м, а - бандаи амну амонӣ; ниг. Салом.

**Абдусамад = Абдуссамад,** м, а - бандаи Худои човидон (абадзинда); ниг. Самад

**Абдусамӣ(ъ) = Абдуссамӣ(ъ),** м, а - бандаи Худои сомеъ, яъне шунаванда.

**Абдусамеъ = Абдуссамеъ,** м - бандаи Худои шунаванда(самеъ).

**Абдусаттор = Абдуссаттор,** м, а - бандаи Худои бахшанда (авфкунанда); пӯшонандаи сир ва гуноҳҳо.

**Абдусафо = Абдуссафо,** м - бандаи Худои пок, соф.

**Абдусобит = Абдуссобит,** м - бандаи Худои бобақо (босабот); пойдор.

**Абдусодир = Абдуссодир,** м - аз Абд ва Содир.

**Абдусодиқ = Абдуссодиқ,** м - бандаи Худои бовафо.

**Абдусолеҳ = Абдуссолеҳ,** м - бандаи Худои некӯсират (покдил, покдоман).

**Абдуссолим = Абдуссолим,** м - аз Абд ва салим - бардам, сиҳат ва саломат

**Абдусоҳиб = Абдуссоҳиб,** м, а - бандаи Соҳиб; ниг. Соҳиб.

**Абдуфайёз**, м - аз Абду ва Файёз; ниг. Файёз.

**Абдуфаттоҳ** - ниг. Абдулфаттоҳ.

**Абдухалил,** м - ниг. Абдулхалил.

**Абдухолиқ** - ниг. Абдулхолиқ.

**Абдушакур = Абдушукр = Абдушукур = Абдушшукр,** м - бандаи Худои сипосгузор; аз Абду ва Шукр; ниг. Шукр.

**Абдушариф = Абдушшариф,** м - бандаи Худои шарофатманд; аз Абду ва Шариф; ниг. Шариф.

**Абдушафеъ = Абдушшафеъ,** м - бандаи Худои шифоаткунанда.

**Абдушокир=Абдушшокир,** м бандаи Худои сипосгузор (шукрназар).

**Абдушукур,** м - ниг. Абдушакур.

**Абиб,** м - ниг. Ҳабиб.

**Абид,** м, з - саҷдакунанда, ибодаткунанда; ч. Абд: бандаҳо ва ғуломон.

**Абида,** з - ниг. Абид.

**Абир,** м, а - навъе аз хушбӯиҳои хушк, номи хушбӯии сиёҳтоб, ки аз сандалу гулоб ва мушку заъфарон месозанд, доруи хушбӯй; ниг. Анбар:

Бад-ӯ гуфтам, ки мушкӣ ё абирӣ,
Ки аз бӯи диловези ту мастам. Саъдӣ

**Абирафзо** - афзояндаи абир; ниг. Абирафшон.

**Абирафшон** - пошандаи абир, паҳнкунандаи хушбӯй, хушбӯй.

**Абирбар,** м - барандаи абир, дорандаи атр.

**Абир** (бахш, ваш, воло, вора, гесу, гул, гуна, ғунча, деҳ, дод, дода, дона, зеб, зира, зод, зода, лола, мавҷ, май, майса, моҳ, насаб, нек, ноз, ноза, нӯш, нӯшин овез, омез, осо, падид, раста, руста, рӯҳ, сиришт, талъат, тоза, фишон, фурӯғ, ховар, хуш, чаман,чеҳра - з; барг, деҳ, дод, зод, зода, май, насаб, нек, нӯш, овез, падид, рӯҳ, фишон - м) - аз Абир ва п.м.

**Абироганд,** з - пур аз абир, пур аз хушбӯй.

**Абиромез,** з - хушбӯй, омехта бо абир.

**Абирсиришт,** м, з - аслан хушбӯй, омехта бо абир.

**Абния** - ч. бино, иморат.

**Абно,** м - ч. писар (писарон); ч. ибн.

**Або,** а - айнан ҷома (ҷомаи пайғамбар); маҷ. зоти Муҳаммад (с.а.с.). Мас. *оли або* гуфта Муҳаммад (с.а.с) ва хешони наздиктарини ӯ: Алӣ (к.),Фотимаи Заҳро (р.), Ҳасан (р.) ва Хусайн (р.)-ро меномиданд.

**Абобил,** а - парастуҳо, фароштурукҳо; ниг. Бобил.

**Абрак,** м - шакли навозишонаи абр, абрча.

**Абрақ,** м, а - як хел санги вароқии шаффоф; рангоранг.

**Абраш** - аспе ки нуқтаҳо бар он мухолифи ранги ӯ бошанд; ранги сурху сафеди ба ҳам омехта.

**Абрашсипеҳр,** м - киноя аз шахси пуриқтидор ва тавоно.

**Абри** (гул, нисо, оро), з - аз Абрия ва п. м. Нақше чун мавҷи об.

**Абрия,** з- мансуб ба абр.

**Аброр,** м, а - одами накӯкор, солеҳ, тақводор; ч. бор(р) ва бир(р) - некон, накӯкорон.

**Аброр** (бек, иддин, хон, хӯҷа, шоҳ, ҷон - м) - аз Аброр ва п. м.

**Абрсайр** - мисли абр сайркунанда, тезҳаракат, баландпарвоз.

**Абрӯ** (й, кушод, кушода, нисо, фарох), з - аз Абрӯ ва п. м.

**Абрӯкамон,** з - абрӯвони камонмонанд; хушрӯй, маҳбуба :

Абӯ бо ҷони Ҳофиз он накардӣ,
Ки тири чашми он абрӯкамон кард. Ҳофиз

**Абрӯҳилол,** з - абрӯвони ҳилолмонанд; хушрӯй, маҳбуба:

Мекунам аз дил бурун абрӯҳилоли хешро,
Сар ба саҳро медиҳам ваҳши ғизоли хешро. Лисонӣ

**Абсол** - номи дояи Саломон дар достони Абдураҳмони Ҷомӣ "Саломон ва Абсол":

Чун Саломон моили Абсол шуд,
Толеи Абсол фаррухфол шуд. Ҷомӣ

- дар забони форсии тоҷикӣ номи "Обсол"-ро ба маънои боғ низ истифода мекунанд.

**Абсор,** м, а - ч. басар (чашм) - биноӣ, қувваи босира, чашм, дида:

Касе, ки хусни рухи дӯст дар назар дорад,
Муҳаққақ аст, ки ӯ ҳосили басар дорад. Ҳофиз
Саводи хаташ пеши аҳли назар,
Зиёбахши чашм асту кӯҳли басар. Садри Зиё

**Абтол,** м, а - ч. батал - шуҷоъ, далер, диловар, паҳлавон, қаҳрамон.

**Абу,** м, а - падар; ҷузъи аввали калимаҳои мураккаб, маънои "соҳиб"- ро ифода мекунад. Мас. Абулҳаёт - соҳиби ҳаёт, ҳаётбахш; дар аксарияти номҳо маънои хусусӣ надорад.

**Абуабдулло(ҳ),** м,а - ниг. Абдулло(ҳ); падари Абдулло(ҳ).

**Абуалӣ,** м - падари Алӣ; ниг. Алӣ (к).

**Абубакр = Абӯбакр,** м - Абӯбакр (р.) ва Умар (р.) - аз хулафои Рошидини якум ва дуйӯм, баъд аз фавти Муҳаммад (с.а.с.); ниг. Бакр ва Умар.

**Абузайд,** м, а - падари Зайд; ниг. Зайд.
**Абузар = Абузарр,** м,а - дона, зарраи намак, мўр (мўрча); мач. сершумор, бисёр, зиёд; номи яке аз авлиёҳои шиамазҳаб; падари Зар(р).
**Абузарб** - аз Абу ва зарб (навои мусиқӣ).
**Абул,** м, а - дар арабӣ Аб (падари ...) ба ин шакл, яъне танҳо худаш намеояд, он чузъи номи таркибӣ мебошад, ба мисли Абулхайр, Абулқосим ва г.
**Абулаббос,** м, а - падари Аббос; ниг. Аббос.
**Абулаъло,** м - падари Аъло; ниг. Аъло.
**Абулбашар,** м, а - падари одамиён; киноя аз ҳазрати Одам, ки насли одамизод аз ӯ сар шудааст.
**Абулқосим**, м - падари Қосим; лақаби ҳазрати Мустафо (с.а.с) , чаро ки номи фарзанди он ҳазрат Қосим буд; ниг. Қосим.
**Абулмаонӣ,** м, а - аз маонӣ - ҷамъи маънӣ; падари маъниҳо.
**Абулмаъсум,** м, а - падари Маъсум; ниг. Маъсум.
**Абулмаҳомид,** м, а - қобили ситоиш, шоёни таҳсин, лоиқи таъриф.
**Абулмудассир,** м - падари Мудассир; касеро, ки худро бо ҷома ё дастор печонда бошад, Мудассир гӯянд.
**Абулмузаффар,** м, а - падари Музаффар; ниг. Фаттоҳ, Фотеҳ.
**Абулмуҳаммад,** м, а - падари Муҳаммад.
**Абулсаид,** м - падари Саид; ниг. Саид.
**Абулфазл,** м, а - падари Фазл; доно, донишманд; ниг. Фазл; Абулфазли Балъамӣ - вазири маъруфи Сомониён, ки солҳои 892 - 938 вазирӣ кардааст.
**Абулфайз,** м, а - падари Файз; босаховат, бахшанда; ниг. Файз.
**Абулфайзӣ,** м - падари Файзӣ; ниг. Абулфайз.
**Абулфатҳ,** м, а - падари Фатҳ; ғалабаовар, ғолиб; музаффар, зафарманд, бо фатҳу зафар.
**Абулхайр,** м, а- падари Хайр; некӯкор.
**Абулҳаёт** - падари Ҳаёт; ниг. Абдулҳаёт .
**Абулҳасан,** м, а- падари Ҳасан.
**Абулҳусайн,** м, а - падари Ҳусайн; ниг. Ҳусайн.
**Абулҳусейн** - падари Ҳусейн.
**Абумансур,** м, а- падари Мансур; ғалабаовар, музаффар, бофатҳу зафар.
**Абумузаффар,** м, а - падари Музаффар; ғолиб, фаттоҳ, фотеҳ.
**Абумуслим,** м, а - падари Муслим; мусулмон, ба Худо таслимшуда; имондор; ниг. Абӯмуслим.
**Абумуҳаммад,** м ,а - падари Муҳаммад; аз Абу ва Муҳаммад.
**Абунаср,** м, а - падари Наср; ғалабаовар, ғолиб; зафарманд, музаффар.
**Абур,** м, а - ситораи Шеъp; ниг. Шеъp.
**Абурайҳон,** м, а - падари Райҳон; аз Абу ва Райҳон; номи алломаи бузурги машриқзамин Берунӣ Абӯрайҳон Муҳаммад ибни Аҳмади Хоразмӣ (4.9.973 - 11.12.1048); ниг. Райҳон.
**Абуризо,** м- падари Ризо; ниг. Ризо.

**Абусаад,** м, а - падари Саад; аз Абу ва Саад; ниг. Саад.
**Абусаид,** м, а - падари Саид; хушбахт; ниг. Саид.
**Абусаодат,** м, а- падари Саодат; бобахт, хушбахт; ниг. Саодат.
**Абусобит,** м, а -падари Собит; ниг. Собит.
**Абутолиб,** м - падари Толиб; аз Абу ва Толиб; ниг. Толиб.
**Абутороб,** м - падари Тороб; шакли таҳрифи туроб, ба маънои гарди хок. Мафҳуми "хоку туроб" дар забони форсии тоҷикӣ маъмул аст.
**Абутоҳир,** м, а - падари Тоҳир; аз Абу ва Тоҳир.
**Абутуроб,** м, а - падари Туроб; аз Абу ва Туроб (хок); лақаби ба Алӣ додаи Муҳаммад (с.а.с.).
**Абуҳанифа,** м, а - номи имоми Аъзам (р.); айнан падари покизаҳо; муваҳҳид ва покдори дини мубини Ислом. ниг. Ҳанифа.
**Абуҳорис,** м, а - падари Ҳорис; аз Абу ва Ҳорис; ниг. Абдулҳорис; маҷ. шер.
**Абуязид,** м, а - падари Язид; дар тоҷикӣ Боязид; ниг. Боязид.
**Абуяҳё,** м, а - падари Яҳё; аз Абу ва Яҳё; ниг. Яҳё.
**Абӯ,** а - аслан Абу, Або, Абӣ.
**Абӯалӣ,** м - падари Алӣ; ниг. Абуалӣ.
**Абӯбакр,** м - падари Бакр; ниг. Абубакр.
**Абӯбакри Сиддиқ,** м - номи аввалин аз чаҳор ёрони пайғамбари муслимин.
**Абӯзарр,** м - падари Зар(р); номе шахсе, ки мазҳаби қаромитаро таъсис кардааст; ниг. Қармат; ниг. Абузар.
**Абӯисҳоқ,** м - ниг. Исҳоқ; Абӯисҳоқи Ҳаллоҷӣ Атъимаи Шерозӣ - мутафаккири асри XIV - XV.
**Абӯмуслим,** м - падари Муслим; номи исёнгари маъруфи Хуросон. Шӯрише, ки бо сардории ӯ ба вуқӯъ пайваст, соли 750 боиси таназзули сулолаи Умавиён ва ба тахти хилофат нишастани Аббосиён гардид; ниг. Муслим.
**Абӯшакур,** м - Абӯшакури Балхӣ, аз шоирони барҷастаи тоҷику форс дар асри 10 буда шеъру маснавиҳои зиёде офаридааст; ниг. Шакур; Абушукур низ гӯянд: Говону харони борбардор,
Беҳ з - одамиёни мардумозор. Абӯшакури Балхӣ
**Абӯҳанифа,** м - падари Ҳанифа; ростқеш, мустаҳкам дар дини ислом; ниг. Абуҳанифа.
**Абҳар,** з, а - ёсуман, наргис, маҷ. чашми зебо, дурахшон:
Эй ғунчаи даҳонат аз чашми сӯзане кам,
Сӯзаншикор ғамзат, савсаннамой абҳар. Хоқонӣ
- номи оҳанг, нағма ва пардаи мусиқӣ, ки Борбадӣ Марвазӣ эҷод кардааст.
**Абҳар(ӣ),** з, а - чашми наргисмонанд, чашми зебо;
Пас зане гуфташ, ки чашми абҳарӣ,
Чун зи дастат рафт, ҳасрат мехӯрӣ. Румӣ
Пандe бидеҳу ба сулҳ овар,
Он чашми хумори абҳариро. Шамси Табрезӣ

- Асируддин Муфаззал ибни Умари Самарқандӣ (с.тав. номаълум - ваф. 1301, Туркия), файласуф, олим ва шоири форсу тоҷик.

**Абҳор** - ҷ. дарё; баҳрҳо.

**Аваз = Иваз** - м;) - номи фарзанди баъди фавти фарзанди пешин таваллудшуда; ҷонишин; бадал; иоёфт.

**Аваз** (алӣ, бадал, бек, бой, мирзо, мурод, хон, ҷон, шоҳ - м; бибӣ, бика, гул, моҳ - з) - аз Аваз ва п. м.

**Авасто** (бахш, дон, дор, дӯст, й, на, параст, фахм, хон), м - ниг. Авесто.

**Аввал,** а - якӯм, нахустин, пеш аз ҳама, оғоз, саршавӣ, ибтидо.

**Аввалак,** з - шакли навозишонаи Аввал.

**Аввал** (бахт, бахш, бону, моҳ, дон, зод, зода, ин- з; бек, дод, мир, хон, шоҳ - м) - аз Аввал ва п. м.

**Аввалия,** з - шакли навозишонаи Аввалӣ; пешӣ, муқаддамотӣ.

**Аввалӣ,** м, а - мансуб ба аввал, якумин, аввалин.

**Авдия,** з, а - ҷ. водӣ.

**Авесто = Авасто = Абасто,** м - номи қадимтарин асари адабиёти форсу тоҷик; китоби муқаддаси дини зардуштӣ - оини халқҳои эрониажоди қадим.

**Авзаҳ,** з, а - равшантар, возеҳтар, ошкортар.

**Авзия,** з, а - ҷ. Вазеъ - зебо.

**Авлиё** (бек, шоҳ, қул - м), а - ҷамъи валӣ - бузургон, вазирон, мансабдорон, - муқарраб, муқарриб, наздик; бандагони муқаррабӣ даргоҳи Худои таоло:

Хилофи тариқат бувад, к-авлиё,
Таманно кунад аз худо ҷуз худо. Саъдӣ
Зи авлиёш пароканда низ ҳашт ҳазор,
Ба ман расид бад-он вақт, ҳол хуб он буд. Рӯдакӣ

**Авлӣ,** з, а - ниг. Авло.

**Авло,** м, а - болотар, беҳ(тар), хуб(тар), некӯ(тар), бартар, лоиқ(тар).

**Авлод,** м - ҷ. валад - зода, писар, фарзанд:

Дарахт аст болои ҷонпарвараш,
Валад меваи нозанин дар бараш. Саъдӣ

- номи паҳлавоне, ки Рустам дар Мозандарон асир гирифтааст:

Бад-он марз Авлод буд паҳлавон,
Яке номҷӯе, далере ҷавон. Фирдавсӣ

**Авлона,** з - шакли навозишии Авло; ниг. Авло.

**Авнбахш,** аз ар. авн - ёрӣ - ёрдиҳанда, мададгорӣ, мададбахш.

**Аволим,** а - ҷ. олам; ҷаҳонҳо.

**Аволӣ,** з - ҷ. олия; ниг. Олия.

**Авомир,** м - ҷ. амр (ба маънои ҳукм, фармон; ниг. Амр)

**Авон,** з, а - ҷ. он; ҳангом, замон, вақт:

Ё ҳалқа ба гӯши шаҳи иқлими Ироқ аст,
Ё наъли суми маркаби султони авон аст. Бадри Ҷомӣ

- посбони давлатӣ:

Пас авонон хонаро ҷустанд зуд,
Ҳеҷ тифле андар он хона набуд. Румӣ

- кадбону; авонони фалак - ҳафт ҷирми кайҳон: аз ситораҳо - Офтоб; сайёраҳо - Миррих, Муштарӣ, Зӯҳра, Аторуд, Зуҳал ва Моҳ.

**Авориф,** з, а - ҷ. Орифа.

**Аврақ** - ниг. Абрақ; аслан Арвақ аст - ба мартабаи олӣ расида.

**Авранг,** м - тахт, зебоӣ, номи шахсе, ки ошиқи Гулчеҳра будааст:

Бад-ӯ гуфт бе ту нахоҳам ҷаҳон,
На авранги на тоҷу тавқи шаҳон. Фирдавсӣ
Бад-ӯ гуфт: Эй, ҳама хубиву фарҳанг,
Ҷаҳонро аз ту пероясту авранг. Фахриддини Гургонӣ
Авранг ку, Гулчеҳра ку, ранги вафову меҳр ку?
Ҳоло ман андар ошиқӣ доди тамомӣ мезанам. Ҳофиз

**Аврангзеб** - номи падари Зебуннисо, номи аслиаш Муҳаммад ё Муҳйиддин, маъруф ба Оламгир (с.1618- марти с.1707), шоҳи Ҳиндустон (с.1658-с.1707); ниг. Авранг.

**Авранд** (хуш) - тахт ва фар(р) ва шукӯҳ ; ниг. Афранг.

**Аврия,** з - таҳрифи Абрия; ниг. Абрия.

**Авсақ,** м, а - маҳкамтар ва устувортар.

**Авсиё** - ҷ. васӣ: он ки ба ӯ васият карда бошад; киноя аз ҳазрати Алӣ (к.).

**Авсоқ,** м - шакли дигаргун шудаи Авсақ.

**Авсон,** м, а - ҷ. васан - бут.

**Авсоф,** м, а - гурӯҳе аз мардум, ҷамоат, мардум; ҷамъи васф; сифатҳо, хислатҳо:

Чу диданд авсофи хулқаш накӯст,
Ба таъбаш ҳавохоҳ гаштанду дӯст. Саъдӣ

**Авҳад,** м, а - ягона, танҳо, фард; беназир.

Хонанду ёд гиранд он шеърҳои зебо,
Ҳам олимони афзал, ҳам фозилони авҳад. Муиззӣ

**Авҳадӣ,** м - мансуб ба Авҳад; Рукниддин ё Авҳаддуддин ибни Хусайни Исфаҳонӣ, шоири форсу тоҷик (с.1274 шаҳри Мароғаи Эрон -с.1338); Саъдуддини Дақоиқии Балиёнии Исфаҳонӣ, шоири форсу тоҷик (с.1565 - соли вафоташ номаълум, Исфаҳон):

То надонӣ, ки кист ҳамсоя,
Ба иморат талаф макун моя. Авҳадӣ

**Авҳадуддин,** м - фарди дин; дине, ки ҳамто надорад.

**Авфӣ,** м - мансуб ба авф = афв (бахшиш, маъзарат, узр); Муҳаммади Авфии Бухороӣ, шоир, нависанда, ва адабиётшиноси форсу тоҷик. асри XII – XIII.

**Авҷия,** з - шакли навозишомезонаи Авҷӣ.

**Авҷӣ** - мансуб ба авҷ (баланд, осмон, баландтарин дараҷаи кавокиб; баландта-

рии нуқта ва ё дараҷаи чизе; дар мусиқӣ - нуқтаи баланди оҳанг).
**Авҷнаворд,** м - баландпарвоз.
**Авҷпар** - баландпарвоз.
**Авҷрав** - киноя аз фалакпаймо, баландпарвоз.
**Агниё,** а - ҷ. ғанӣ - бой, давлатманд, тавонгар, бениёз:

Аз каримон шавад фақир ғанӣ,
Ту каримию мо фақир, эй дӯст. Камоли Хуҷандӣ

**Адаб** - хулқи нек ва писандида, тавр ва равиши қобили таваҷҷӯҳ, хушхулқӣ мулоимат; шарм, ҳаё; накӯтабиатӣ, покизагии табиат:

Адабу шарм туро хисрави маҳрӯён кард,
Офарин бар ту, ки шоистаи сад таҳсинӣ. Ҳофиз

- илм, дониш, ҳунар: адаб нишонаи хирад аст:

Ҳазор гуна адаб ҷон зи ишқ омӯзад,
Ки он адаб натавон ёфтан ба мактабҳо. Шамси Табрезӣ

- таълим; таъдиб, танбеҳ; адаб додан, танбеҳ гирифтан, ҷазо ёфтан:

Адаб омӯзу илм ҳосил кун,
То шавӣ дар ҷаҳон ту бигзида.
Мар-туро ҳеҷ манфаат накунад,
Насаби устухони пӯсида"

**Адаб** (бахш, деҳ, дод, дода, дон, дор, дӯст, й, нок, параст, парвар, ҷон, ҷӯ, шоҳ ) - аз Адаб ва п. м.
**Адабомӯз** - таълимдиҳанда, устод, тарбиятгар, мураббӣ; тарбиятгиранда таълимгиранда, баҳрабаранда аз омӯзиш:

Шав адабомӯз писарро ба пеш,
К-ӯ чу қавӣ шуд, натавониш беш. Хисрави Деҳлавӣ

**Адабпеша,** м - боадаб, донишманд, фозил.
**Адабсанҷ,** м - киноя аз донишманд, фозил:

Рафиқони адабсанҷу вафодӯст,
Ба рангу бӯи гул як мағзу сад пӯст... Бедил

**Адавия,** з, а - аз қавми Оди - аввалинҳо, пешравон, дар сафи пеш будагон.
**Адаш = Одош** (бибӣ, бону - з; мурод - м), гӯянд, ки лафзи туркист, лекин дар форсӣ мустаъмал аст; ҳамном.
**Адвия,** з - ҷ. даво, доруҳо:

Шарбату адвияву асбоби ӯ,
Аз табибон бурд яксар обрӯ. Румӣ

**Адвия** (бахш, хуш), - давобахш; давои хуш; ниг. Адвия.
**Адвор,** м, а - ҷ. давр; замонаҳо, рӯзгор, гардиши сол, гардиши фалак.
**Адён** - ҷ. дин.
**Адиб** (уллоҳ, ҷон), м, а - устод, тарбиятгар, мураббии бодонишу фарҳанг; адабомӯз, муаллим; нависанда, адабиётшинос.
**Адиба** (бону, нисо, хон - з) - ниг. Адиб.
**Адид,** м, а - ниг. Назир; шумор ва шумурдашаванда, бисёр, фаровон.

бешумор; гуногун.

**Адил,** м - баробар дар қадру мартаба, ҳамто, монанд, мислу назир:

Адили шодкомӣ бошу ҷуфти мулкати боқӣ,
Қарини комгори бошу ёри давлати барно. Фаррухӣ

**Адилла,** з, а - ҷ. далел.

**Адӣ,** м - мансуб ба қавми Од; ниг. Адавия.

**Адл,** м, а - дод, додгарӣ; ба ҳама бо як чашм нигоҳкунанда, инсоф; марди солеҳ, ки шоистаи гувоҳӣ бошад; монанд ва назир ва баробаркунандаи чизе ба чизе.

**Адл** (бек, дон, дор, дӯст, пеша, хоҳ - м; бону, нисо, пеша, хоҳ, хон - з) - аз Адл ва п.м.

**Адлгустар,** м (аз ар. адл - ба ҳама бо як чашм нигоҳ кардан, инсоф) - одил.

**Адлёб,** м - адолатпеша, даркқунандаи адолат, адолатпарвар; ниг. Адлоин.

**Адлёр,** м - ниг. Адлоин.

**Адлия,** з, а - ниг. Адлгустар.

**Адлкирдор**- м - адлпеша, одил, накӯкор, додрас.

**Адлоин,** м - адолатманд, ҳақиқатпарвар, инсофпеша.

**Адн,** м, а - боғҳои биҳишт, фирдавс:

Биҳишти адн агар хоҳӣ, биё бо мо ба майхона,
Ки аз пои хумат як сар ба ҳавзи кавсар андозем. Ҳофиз

**Адоёб,** м - даркқунандаи рамзу ишора, рамзфаҳм, нуктафаҳм:

Ҳар чӣ дар хотири ошиқ гузарад, медонӣ,
Хуш адоёбу адофаҳму адодон шудай. Соиб

**Адолат** (биби, бону, моҳ, нисо - з; бек, пеша, хоҳ, ҷӯ - м), а - додрас, накӯкор, кор аз рӯи инсоф, одил; аз Адолат ва п.м.

**Адолатоин** - он ки адолатро мароми маслак ва урфу кордорӣ дода бошад.

**Адофаҳм,** м - рамзфаҳм, нуктадон, зирак, закӣ, бофаросат:

Куҷо рафтаид э-ин маҷлис ҳарифон,
Ҳарифони адофаҳму сухандон. Сайидо

**Адрас,** з - номи матои мунаққаш, ки онро подшоҳӣ низ меномиданд.

**Адушикан = Адӯшикан,** м - ғолиб, пирӯз:

Эй басо рояти адӯшиканон,
Рез-рез аз дуои пирзанон. Саноӣ

**Адҳам,** м, а - тира, сиёҳ; сурхи ҷигарранг; асп, аспи сиёҳ; кинoя аз шаб - айнан, бедандон; номи падари Иброҳими Балхӣ аз машоих(шайхон)-и машҳур.

**Аёз** (бек, хон, ҷон - м; а, бону, бегим, моҳ - з), т - насими шаб, осмони ситоразор (беабр). Номи ғулом ва ширинкори Султон Маҳмуди Ғазнавӣ.

**Аён** (бек, гар, хон, ҷон, шоҳ - м;бегим, бону, моҳ, симо - з), а - ошкор, яқин, зоҳир, муайян, намоён, возеҳ, равшан:

Равон дардеҳ он май чу оби равон,
На оби равон, офтоби аён. Ҳофиз

Чун сурати холи ӯ аён шуд,
Маҷнун ҳама тан бар ӯ забон шуд. Шоҳин

**Аёния,** з - шакли навозишонаи Аён; ба чашм намоён.

**Аёр,** м - моҳи шашӯми румӣ, ки ба моҳи май баробар меояд; киноя аз баҳор; маҳак, иёр; меъёр ва тарозуи зарсанҷ; маҷ. дараҷаи софӣ ва холисии тилло ва нуқра; қадр, баҳо, қимат, арзиш:

Аёри ранги ошиқ гардад аз бахти сиёҳ комил,
Тиллои заъфаронро ҷабҳаи ҳинду маҳак бошад. Шавкат

**Аёра,** з - ёра, дастбиранҷан, дастпонаи тилло ва нуқра.

**Аёргир,** м - соҳибаёр, озмоишкунандаи тилло ва нуқра; санҷанда ва озмояндаи чиз.

**Азад** - ниг. Азуд.

**Азал** (алӣ, аҳд, бек, ҷон, шоҳ - м; бегим, бибӣ, бону, ият, моҳ - з), а - ҷовидон будан дар гузашта; замоне, ки ибтидо надорад. Аввали аввалҳои замон, ибтидои даҳр.

**Азалӣ,** м - мансуб ба Азал.

**Азамат** (бек, шоҳ, хон, уллоҳ - м; бону, гул, моҳ - з), а - азимӣ, бузургӣ.

**Азарё,** м - ниг. Озарё.

**Аздар** (хуш) - шоистаи..., лоиқи..., сазовори..., шоиста, лоиқ:

Ҳамедошти, то баровард пар,
Шуд аз меҳри шоҳаздари тоҷи зар. Фирдавсӣ

**Азиз,** а - гаронбаҳо, боарзиш, қиматнок, баландмартаба, сазовори ҳурмат, киромӣ, арҷманд, муқаддас, нодир, ноёб; нерӯманд, тавоно, пурзӯр, қудратманд.

**Азиз** (бегим, бибӣ, бону, гул, дод, зод, моҳ, нисо, ой, ҷон- з; алӣ, бек, бой, дод, дода, ёд, ёр, зод, й, қул, улмулк, мад, муҳаммад, хон, шоҳ- м) - аз Азиз ва п.м.

**Азиза** (бону, моҳ, нисо, ой, ҷон), з - ниг. Азиз.

**Азизмоҳ,** з - моҳи нодир, моҳи гаронбаҳо.

**Азизмурод,** м - муроди (гаронбаҳо, боарзиш, сазовори ҳурмат) нодир; орзуи гаронбаҳо ва нерӯманд будан; аз Азиз ва Мурод.

**Азизуддин,** м, - пойдоркунандаи мазҳаб (дин), устуворкунандаи мазҳаб.

**Азизулислом,** м, а - пойдор ва пурзӯркунандаи дини мубини ислом .

**Азизулло(ҳ),** м - сазовори ҳурмати Худо, азизи Худо.

**Азим** (алӣ, бек, бой, хон, хоҷа, шоҳ), м, а - бисёр бузург, хеле калон, бузургҷусса, танумaнд.

**Азим** (иддин, мурод, толиб, уддин), м - аз Азим ва п.м.

**Азима** (бону, нисо), з - ниг. Азим.

**Азимат,** м, а - қасд, оҳанг, ирода, ният, ҷазм; сафар, кӯч (кардан), ихтиёри реҳлат (намудан); азоимхонӣ (азоим - ҷамъи азимат), дуохонӣ; фусун, ҷоду; киноя аз макру фиреб, ҳила; кор ва ё ҳодисаи бузург.

**Азимушшаън,** м - дорандаи дараҷаҳои баланд.

**Азимқул,** м - бандаи Худои таоло (бузург).
**Азин = Озин,** м - зебу зинат, оройиш; мукофот.
**Азкиё = Азкия,** з, а - ҷ. Закӣ; хушёр, зирак; пок ва соҳиби зеҳни софӣ.
Аския ва аскиягӯӣ аз ҳамин ҷо сарчашма мегирад.
**Азм,** а - қасд, ирода, оҳанг, ният, майл ва хоҳиши ҷиддӣ ва қатъӣ:

Бе азми дурусту саъйи комил,
Касро нашавад мурод ҳосил. "Ахлоқи Муҳсинӣ"

**Азм** (гар, дор, иддин), м - аз Азм ва п.м.
**Азмина,** з - ҷ. замона. ниг. Замон.
**Азмия,** з - мансуб ба Азм; шакли навозишии Азм.
**Азмон = Азмина,** а - ҷ. Замон; вақтҳо; ниг. Замон.
**Азолат,** з - бартараф кардан, дур кардан.
**Азон** (гӯй, дод, зод, хон, шоҳ), м - аз Азон (бонги намоз, садои баланди даъват барои намозхонӣ) ва п.м.
**Азро,** з, а - ошкоро; духтари дӯшиза ва зани бикр (ниг. Бикр); номи бурҷи Сумбула - бурҷи шашӯм аз бурҷҳои дувоздаҳгона; номи маъшуқаи Вомиқ дар достони "Вомиқу Азро"; Узро низ гӯянд;
- гавҳари носуфта.
**Азросухан,** - соҳиби сухани бикр, гӯяндаи сухани тару тоза ва нав, ширинкалом, хушсухан.
**Азуд,** м, а - бозу; мач, ёр, ҳамдам; мададгор, пушту паноҳ:

Ӯ тоҷи давлату азуди миллат аст, аз он - к,
Бар душманони давлату миллат музаффар аст. Муиззӣ

- шакли кӯтоҳи номи Азудуддавлаи Дайламӣ, ки аз подшоҳони дайламӣ буда, дар соли 982 - 983 милодӣ вафот кардааст:

Азудро писар сахт ранҷур буд,
Шикеб аз ниҳоди падар дур буд. Саъдӣ

- ниг. Изад.
**Азфар** (хуш - м, бону - з) - тезбӯ, мушки бисёр хушбӯй, мушки холис:

Равӣ домонафшон ба бозори Чин,
Пур аз мушки азфар кунӣ остин. Хоҷу

**Азҳар,** м, а - равшан, намоён, ошкор, намоёнтар, ошкортар, равшантар, дурахшон, тобон, дурахшонтар, тобонтар:

Ҳаст хуршед аз ҳазор анҷум,
Ту зи хуршеди азҳарӣ азҳар. Сӯзанӣ

- муаннаси Азҳар Заҳро аст; ниг. Заҳро
**Азҳарӣ,** м - номи Азҳари Табрезӣ (с.1422, Табрез- с.1502), хушнавис, сеюмин устоди хати настаълиқ; номи Азҳари Абӯмансур Муҳаммад ибни Талҳа ибни нӯҳи Ҳиравӣ (с. 885, Ҳирот - с. 980), забоншинос ва адиб;
- мансуб ба Азҳар.
**Азҳо,** м, а - иди қурбон, ки дар даҳуми моҳи зулҳиҷҷа барпо мегардад.
**Азҳон,** м, а - ҷ. зеҳн; ниг. Зеҳнӣ.

**Азҳор,** м, а - ҷ. Заҳрат; ниг. Заҳрат.
**Аёбек** - ниг. Ҳаёбек.
**Айбор, м -** Эй бор - Худоё.
**Айваз - ; Айват, м - ; Айвостӣ, м - ;**
**Айдар** - ниг. Ҳайдар.
**Айдван,** м - эдун, акнун, алҳол.
**Айём,** а - ҷ. явм; рӯзгор; замон, даврон, вақт, ҳангом, фасл:

Ба ақсои олам бигаштам басе,
Ба сар бурдам айём бо ҳар касе. Саъдӣ

**Айём** (бек, бин, дод, дон, иддин, уддин, шоҳ, ҷон - м; бегим, бону, нисо, ой - з) - аз Айём ва п. м.
**Айёма,** з - шакли навозишии Айём.
**Айёр,** м, а - одами серҳаракат, ҷусту чолок, дилфиреб, дилрабо; ҷавон, ҷавонмард; ҳилагар, маккор.
**Айёра,** з - шакли навозишии Айёр; муаннаси Айёр.
**Айёш,** м, а - касе, ки умр ба хушӣ мегузаронад, айшдӯст, айшпараст.
**Айман,** м, а - муборак, ҳуҷаста; номи водӣ, ки мувофиқи ақидаи динӣ ҳазрати Мусо дар он ҷо бо Худо гуфтугӯ кардааст:

Он чӣ меҷуст аз дарахти водии Айман Калим,
Ҳикмати Мансурро возам зи чӯби дор ёфт. Соиб

- рост, тарафи рост; муборак; некбахт ва маймун (хушбахт) ба форсӣ дар шакли «эмин» растагор, дар амон, осудахотир, бехавф меояд.
**Айн,** а - чашм, дида, басар; чашма, сарчашма
**Айна,** з, а - зани зебочашм.
**Айниддин = Айнуддин,** м - моҳияти дин; чашми дин; беҳтарин шахс дар дин.
**Айнизамон,** м, а - беҳтарин давра; аз Айн ва Замон.
**Айни** (камол, ҷамол), м - аз Айнӣ ва Камол (Ҷамол).
**Айния,** з - ниг. Айнӣ.
**Айнӣ** - мансуб ба айн; аслӣ, зотӣ, худӣ; айнан монанд, баробар.
**Айно,** з - зани чашмкалон.
**Айнулло(ҳ),** м, а - чашми худо, маҷ. лутфи худо.
**Айнуссавр** - номи ситораест, ки онро Дабарон низ мегӯянд.
**Айсар,** м, а - чап, тарафи чап, самти чап; осонтар, саҳлтар.
**Айтом,** м, а - ҷ. Ятим; ниг. Ятим
**Айҷамол = Ойҷамол,** з - аз Ой ва Ҷамол; Моҳҷамол.
**Айш,** м, а - зиндагӣ, ҳаёт; маҷ. хушӣ, хуррамӣ, шодмонӣ, хурсандӣ:

Зоҳидонро бахшише аз боғи айши бода нест,
Метавон ин қавмро чун чӯби хушки ток сӯхт. Мулҳам

**Айшафрӯз** - тарабангез, айш гармкунанда, нишотовар:

Урфӣ, шаби иду бода айшафрӯз аст,
Май нӯшу тараб кун, ки ҳамин дам рӯз аст. Урфӣ

**Айшпарвар,** м - дӯстдори айш, айшдӯст:

Маро буд ошное айшпарвар,
Муҳайё дошт доим ширу шаккар. Сайидо

**Айюб = Аюб,** м, а - аз яҳудии қадим - Иов; афсӯсхӯранда; тавбакунанда. Номи пайғамбаре, ки дар ранҷу азоб бисёр собир буданд.

**Айюқ,** м, а - номи ситораи сурхранг дар тарафи рости Каҳкашон:

Алам сар зи Айюқ бартар кашид,
Синон чашми сайёраро баркашид. Хисрави Деҳлавӣ

**Акбар,** м, а - кабиртар, бузургтар, калонтар.

**Акбар** (алӣ, бек, бой, хон, ҷон, шоҳ - м) - аз Акбар ва п. м.

**Акбара,** з - номи шаҳр дар Ироқ, ки дуртар аз Бағдод воқеъ аст.

**Аквон,** м, а - ҷ. кавн - будан, падид омадан, ҳастӣ, олами вуҷуд; кавнайн - ду ҷаҳон, яъне дунёву охират; дар форсӣ - номи деве дар "Шоҳнома"- и Фирдавсӣ, ки бо дасти Рустам кушта шуд; ба маъни гунаҳкор ва гули арғавон низ омадааст.

**Акид,** м, а - маҳкам, сахт, устувор; таъкидшуда.

**Акида,** з - шакли навозишии Акид.

**Аким,** м -ниг. Ҳаким.

**Акмал** (бек, иддин, хон, хоҷа, шоҳ - м), а - комилтар, пурратар.

**Акобир,** м, а - ҷ. акбар; аъён, ашроф, бузургон, давлатмандон, мансабдорон.

**Акобирзода,** м, з - бузургзода, ашрофзода.

**Акобиршоҳ,** м - шоҳи бузург; аз Акбар ва Шоҳ.

**Акрам** (алӣ, бек, бой, хон, хӯҷа- м), а - кироматар, бахшандатар, бузургтар.

**Аксандоз,** м - ниг. Аксгир.

**Аксар,** м, а - бештар, бисёртар, миқдори зиёд; ҳиссаи зиёд, қисми зиёд.

**Аксгир,** м - он чӣ ки сурати чизеро инъикос мекунад; аксгиранда.

**Акяс,** а - зирак, доно, зиракгар, донотар:

В-он гузин ошне, к-ӯ акяс аст,
Андаке сайқалгарӣ ӯро бас аст. Румӣ

**Ақиқ,** а - санги қиматбаҳои нимшаффофи зард, сурх, норанҷӣ, маҳтобӣ, сабз, кабудча, қаҳваранг ва ғ.

**Ақиқ** (лаб, рӯй, чеҳра), з - аз Ақиқ ва п. м.; маҷ. зебо, дилкаш.

**Ақиқа,** з, а - расмест, ки дар ҳафтрӯзагии тифл зиёфати ном ниҳодан ва мӯй сутурдани тифл ороста мешавад.

**Ақиқин** - аз ақиқ сохташуда; сурхранг, қирмизӣ.

**Ақиқӣ** - мансуб ба ақиқ; сурх, қирмизӣ.

**Ақиқфом** - монанди ақиқ, ақиқмонанд, ба ранги ақиқ, сурх; маҷ. хушрӯ, зебо.

**Ақил,** м, а - оқил, доно, хирадманд.

**Ақила** (бону), з, а - оқила, доно, хирадманд.

**Ақл,** а - хирад, идроки дарёфт, қобилияти фикр, зеҳн.

**Ақл** (бар, бахш, иддин, уддин, мирзо, озмой, рабо, рас, санҷ, ҷон), м - аз Ақл ва п. м.

**Ақлан = Ақлона** - мувофиқи ақл, аз рӯи ақл.
**Ақлидис = Уқлидис**- риёзидони Юнони Қадим , қарни III-и пеш аз мелод - Евклид.
**Ақлия,** з - ниг. Ақлӣ.
**Ақлӣ** (шоҳ -м; моҳ - з), а - мансуб ба ақл - қобилияти фикр, шакли олии ба инсон хоси маърифати назарии маърифат, хирадманд.
**Ақоид,** м, з - ҷ. ақида.
**Ақор,** м, а - замину об, мулк; молу мулки ғайри манқул, ҳар чизе, ки аз як ҷо ба ҷои дигар кӯчонида намешавад.
**Ақориб,** м, а - ҷ. ақраб; хешу ақрабо, хешовандон; наздиктар, қарибтар; - ҷ. ақраб (каждум) - номи бурҷи ҳаштӯм аз дувоздаҳ бурҷи осмон.
**Ақрабо,** а - ҷ. қариб; хешу табор, хешовандон.
**Ақрон,** м, а - ҷ. қарин.
**Ақсо,** а - дуртар, дуртарин; ниҳоӣ; канораҳо, гӯшаю канораҳои дурдаст, ниҳоятҳо:

Ба ақсои олам бигаштам басе,
Ба сар бурдам айём бо ҳар касе. Саъдӣ

**Ақул,** м, а - хирадманд, доно; дар тиб - доруи қабзкунанда; шутурхор.
**Алавиён = Алавия**, м - мансуб ба Алавӣ. Ниг. Алавӣ
**Алавӣ,** м, а - авлоди Алӣ; пайрав ва тарафдори Алӣ (к).
**Алаз(з),** м, а - лазиз, форам, дилкаш; дилхоҳтар, лазизтар, форамтар.
**Алам** (бек, хон, шоҳ - м; бону, бибӣ, нисо - з), а - байрақ, роят, ливо, дурафш:

Аламӣ илм по гил вагзошт,
Оламеро ба дӯши худ бардошт. Бедил

- нишон, аломат; маҷ. машҳур, шӯҳратёфта:

Дар адл қадамзанон алам бош,
Дар ҷумр назаркунон ҳакам бош. Фирдавсӣ
Ба наққошӣ алам чун килки Монӣ
Равон дасташ саҳоби зиндагонӣ. Сайидо

**Алам** (бар, дор), м - байрақбардор, байрақбар.
**Алампаноҳ,** м - аз Алам ва Паноҳ .
**Алан,** м, а - ошкор шудан; ошкор будан:

Гоҳ сири ноз ифшо мекунад бо аҳли ишқ,
Гоҳ рози ганҷ пинҳон менамояд аз алан. Васлӣ

- ошкоро, рӯйрост, ҳувайдо:

Мезад оташ баҳри шамъ афрӯхтан,
То сири овозро бинад алан. Румӣ

**Аланӣ,** м - мансуб ба Алан.
**Албоб,** м, а - ҷ. луб(б) - мағз, қисми холис ва беҳтарини ҳар чиз; ақл, ниг. Лубоб
**Албурз,** м - кӯҳҳои Эрон, ки соҳили баҳри Каспий (Хазар) - ро аз Ҷануб фаро гирифтаанд; Элбурус.

**Алванд,** м - ниг. Арванд.

**Алвия,** з, а - ҷ. ливо, яъне байрақҳо.

**Алвон,** м, а - ҷ. лавн - ранг, гуна; навъ, қисм; таом, хӯрок, таоми пухтаи тайёр.

**Алёс** - ниг. Илёс.

**Али** (аббос, адҳам, акбар, акрам, асад, аскар, аҳмад, аҳрор, бахш, бек, бобо, бой, гавҳар, гул, диёр, дод, дода, доно, дӯст, ёр, зод, зода, зор, кабир, қобил, қодир, қувват, мад, мардон, марҷон, мёр, мурод, муҳаммад, назар, ниёз, одил, оқил, пайкар, ризо, сабрӣ, сайид, султон, тилло, умар, файз, файзӣ, хуш, ҳайдар, ҷаъфар), м - аз Алӣ ва п. м.

**Алиасғар,** м - Алии хурдӣ, Алии кӯчак.

**Алиашур,** м - Алии дар моҳи Ашур таваллудшуда.

**Аливасат,** м - Алии мобайнӣ; номи писари Имом Хусайн(р.); ниг. Зайнулобидин.

**Алидон** (шоҳ), м - худошинос; оне, ки ҳазрати Алиро мешиносад (мепазирад).

**Алии Муртазо,** м - номи яке аз чаҳор ёрон; ниг Ҳайдар.

**Алим,** м,а- олим, доно; аз номҳои Худои таоло:

Комили нашъаи алим шудан,
Нест мумкин ба ҷуз ҳаким шудан. Бедил

**Алима,** з - шакли навозишии Алим.

**Алимёр,** м - аз Алим ва Ёр.

**Алимназар,** м - аз Алим ва Назар.

**Алиризо,** м - аз Алӣ ва Ризо; интихобкардаи Худо, баргузидаи Худо, писандидаи Худо.

**Алисино,** м - мухтасари Абуалӣ ибни Сино.

**Алиф** (бек, вор, қад, қомат, хон, шоҳ - м; бегим, бону, нисо, осо, моҳ - з), а - номи ҳарфи якӯми алифбои арабии тоҷикӣ; анис, дӯст, ҳамдам, ҳамнишин:

З-ин пеш ба ҳам ҳариф будем,
Чун ломалиф алиф будем. Ҷомӣ
Шамъу ҳалвову яке ҷоми латиф,
Ҳадя оварду биёмад, шуд алиф. Румӣ

**Алифармон,** м - фармони Алӣ(к).

**Алифмоҳ,** з - ҳамдами моҳ, ҳамнишини моҳ, дӯсти моҳ; хушқаду комат, ростқомат.

**Али** (хон, хоҷа, хӯҷа, шоҳ, ҷон), м - аз Алӣ ва хон.

**Алишер,** м - Алӣ - шери Худо.

**Алишоҳ,** м - Алӣ шоҳи вилоят (кишвар).

**Алиҳайдар,** м - ниг. Алишер; аз Алӣ ва Ҳайдар.

**Алия** (бегим, бону, нисо, моҳ, хон, ҷон - з) - чизи баланд, олӣ, олитарин, хислати олӣ; аз аҳли руфъат ва шараф; ниг. Олия.

**Алӣ,** м, а - олӣ, аъло, олитарин; тавоно, қавӣ, зӯр, боқувват; бузург; рофеъ; баланд, баланд баромада, баландқадр, шариф; аз номҳои Худои таоло:

- халифаи чоруми мусалмонон, имоми аввал, ки солҳои 656 - 661 ҳукмронӣ кардааст.

**Алқамар,** з, а - моҳ.

**Аллом,** м, а - бисёр донанда, бисёр доно, олим.

**Аллома,** м, а - донандаи илмҳо, донишманд, бисёр доно.

**Аллоҳ,** м, а - худо; аллоҳу акбар - худо бузург аст; номи дарае дар Эрон, ки оби рӯди Рукнобод аз он ҷо ҷорӣ мешавад. Ба шакли ном бояд Абдуллоҳ оянд. Ҳамаи мусалмонон Худоро Аллоҳ гӯянд.

**Алмос,** м, а - яке аз сангҳои маъдании гароибаҳост, бағоят сахт, шаффоф ва маҷдор; маҷ. шамшер, тег:

Шунидам, ки бошад забони сухан,
Чу алмоси бурроу теги кухан. Абушакури Балхӣ

- маҷ. дандон:

Аз лаъл ҳиҷоб созад алмос,
Рухсораи ҳамчун каҳраборо. Анварӣ

- маҷ. сиришк, оби дида:

Ба гиря з-остин алмос мерӯфт,
Сиришкаш сангро з-алмос месуфт. Хисрави Деҳлавӣ

**Алмос** (бону, гул, нисо, ой, хон), з - ниг. Алмос.

**Аловаддин = Аловиддин = Аловуддин = Алоуддин** - қулла (авҷ)-и дин; баландии дин; мартабаи баланд дар дин; бузургвор дар дин.

**Аломат,** м, а - нишона; асар; тағма; пай ва изи чизе; маҷ. байрақ, алам, парчам.

**Алтаф,** м, а - латифтар, нозуктар, нафистар.

**Алтоф,** м, а - ҷ. лутф; ниг. Лутф.

**Алҳақ,** м, а - ҳақиқатан, дар ҳақиқат; дуруст аст, рост аст:

Ҳадиси Хисраву Ширин ниҳон нест,
В-аз он ширинтар, алҳақ, достон нест. Низомӣ

**Алҳамд,** м, а - аз Алҳамдулиллоҳ.

**Алҷаббор, м** - сифати Оллоҳ таоло; тавоно; қоҳир (қаҳркунанда, хашмгин, ғазабкунанда, ; маҷ. ғолиб, болодаст); мусаллат, мутакаббир; подшоҳи мустабид; аз номҳои Худои таоло.

**Амал,** м, а - орзу, умед:

Кадом шефта дил дар каманди зулфи ту баст,
Ки ақл ханда назад бар дарозии амалаш. Ҷомӣ

- касбу кор; вазифа, мансаб:

Ҷуз ба хирадманд мафармо амал,
Гарчи а м а л кори хирадманд нест. Саъдӣ

**Амал** (бахш, варз, дод, дон, дӯст - м; бахш, бегим, бону, моҳ - з) - аз Амал ва п. м.

**Амбар,** з - ниг. Анбар.

**Амвоҷ(а),** з, а - ҷ. мавҷ

**Амид** (бек, вор, хон, ҷон - м), а - сардори бузург, пешвои қавм:

Дар Хуросон буд давлат бар мазид,
З-он ки пайдо шуд Хуросонро амид. Аттор

**Амидуддин,** м - сарвари дин, пешвои дин.

**Амидуллоҳ,** м - аз Амид ва Оллоҳ.

**Амим**, м, а - бар ҳама шомил, фарогиранда, умумӣ, фаровон.

**Амима,** з - шакли навозишии Амим.

**Амин,** м, а - вакил; боэътимод, мӯътамад, дурустқавл, бовафо; яке аз ном ва тахаллуси Муҳаммад (с.а.с.).

Аз вазирон нест шоҳонро гузир,
Лек донову амин бояд вазир. Ҷомӣ

- амонатнигоҳдоранда, амонатдор:

Арасту - гуҳарсанҷи Юнонзамин,
Ки бар ганҷи юнониён буд амин. Ҷомӣ

- лақаби Муҳаммад ибни Ҳорунаррашид.

**Амин** (бек, мирзо, мурод, назар, уллоҳ, шоҳ, хон, ҷон - м; ой, нисо - з) - аз Амин ва п. м.

**Амина** (бону, моҳ, хон, ҷон), з - шакли навозишии Амин ва п. м.

**Аминуддавла,** м - вакил ё намояндаи ҳокимияти олӣ.

**Аминуддин = Аминиддин,** м - ёвари дини мубини ислом.

**Амир,** м, а - шоҳ, соҳбихтиёр,фармонраво, ҳукмраво, роҳбар, сардор, ҳоким:

Гар бар сари нафси худ амирӣ мардӣ,
Бар кӯру кар - ар нукта нагирӣ мардӣ.
Мардӣ набувад фитодаро пой задан,
Гар дасти фитодае бигирӣ мардӣ. Рӯдакӣ

- шукуфон, гул-гулшукуфта, сабзу хуррам.

**Амира,** з - шакли навозишии Амир.

**Амирак,** м - шакли навозишона (меҳрубонона)-и Амир.

**Амир** (алӣ, бек, зода, иддин, султон, уллоҳ, хон, ҳамза, ҷон), м - аз Амир ва п. м.

**Амир** (бибӣ, гул, нисо, хол, хон), з - аз Амир ва п. м.

**Амиргул,** з - гули шукуфон; аз Амир ва Гул.

**Амирмусайяб,** м - аз Амир ва Мусайяб.

**Амирназар,** м - аз Амир ва Назар.

**Амиршоҳ,** м- аз Амир ва шоҳ.

**Амирқул,** м -бандаи шоҳ, бандаи амир; маҷ. бандаи Муҳаммад (с.а.с.).

**Амма** (бибӣ, гул), з - хоҳари падар.

**Аммор,** м, а - бисёр амрдиҳанда; сахт ҳукмкунанда, амркунанда, фармоянда; марди боимон; собит, устувор; соҳиби ҳилму виқор

**Амният,** з, а - осоиштагӣ, оромӣ, амонӣ, тинҷӣ, беҳавфӣ.

**Амниятбахш**, м - бахшандаи осоиштагӣ (оромӣ, амонӣ, тинҷӣ, беҳавфӣ).

**Амон,** м, а - фарогат, осоиш, саломатӣ; беҳавфӣ, амният; маҷ. паноҳ; наҷот.

Зи хавфи ҳаҷрам эмин кун, агар уммеди он дорӣ,
Ки аз чашми бадандешон худоят дар амон дорад. Ҳофиз

**Амон** (алӣ, бек, дӯст, зод, зода, иддин, назар, хон, шоҳ, ҷон - м; бегим, бибӣ, бону, гул, зода, ой, ҷон - з) - аз Амон ва п. м.

**Амонат,** а - ҳар он чӣ ки барои нигоҳдорӣ мегузоранд ё месупоранд; ростӣ ва дурустӣ, вафо ва аҳд, бошарафӣ, сидқ, садоқат:

Дар он хона хиёнат н-ояд аз ман,
Ба ҷуз сидқу амонат н-ояд аз ман. Ҷомӣ

**Амонӣ** - бехавфӣ, бехатарӣ, амният, осудагӣ.

**Амонназар,** м - аз Амон ва Назар.

**Амонулло(ҳ),** м - аз Амон ва Оллоҳ; дар паноҳи Худо буда.

**Амонуллохон,** м - ниг. Амонулло(ҳ); ниг. Амонуллоҳ ва Хон.

**Аморат,** з, а - нишона, аломат; амирӣ, фармонравоӣ, фармондеҳӣ, сардорӣ; ободонӣ, обод кардан, хона бино кардан.

**Амосил,** м, а - ҷ. Амсал; ниг. Амсал.

**Амр,** м, а - фармон, ҳукм, супориш; кор, амал, шуғл:

Чу Аббосу ҷун Амрашон пешрав,
Саворону гарданфарозони нав. Фирдавсӣ

- умр, ҳаёт, зиндагӣ

**Амр** (бегим, бибӣ, бону, нисо), з - ниг. Амрбика.

**Амралӣ,** м - Алии амрдиҳанда (пешво, ҳоким).

**Амрбек,** м - Беки амрдиҳанда (пешво, ҳоким).

**Амрбибӣ,** з - ниг. Амрбика; аз Амр ва Бибӣ.

**Амрбика,** з - хонуми амрдиҳанда (пешво, ҳоким).

**Амрдод,** м - фармондиҳанда; амалдиҳанда; ҳукмфармо.

**Амрдон,** м - донандаи амр.

**Амриддин,** м - ҳаёт (воқеият, ҳақиқат)-и дин; фармоиши дин; ниг.Амруллоҳ; аз Амр ва дин; ниг Амр.

**Амризамон,** м - хости Замон, бо амри Замон.

**Амрисултон,** м - хоҳиши Султон, бо амри Султон.

**Амрихон,** з - хости Хон, бо амри Хон.

**Амрихудо,** м - хости Худо, бо амри Худо; ниг. Амр.

**Амрия,** з - ниг. Амр.

**Амрияздон,** м - ниг. Амрихудо.

**Амрӣ,** м - мансуб ба Амр.

**Амрон = Умрон,** м - ободӣ, ободонӣ, тамаддун

**Амруллоҳ,** м - ниг. Амрихудо.

**Амсал,** м, а - лоиқтар, баргузида, мумтоз.

**Амсила,** з, а - ҷ. мисол.

**Амсол,** м, а - ҷ. мисл; ҷ. масал:

Маснавиро масраҳу машрӯҳ деҳ,
Сурати амсоли ӯро рӯҳ деҳ. Румӣ

**Амсор,** м. а - ҷ. миср; ниг. Миср.
**Амтор,** м. а - боронҳо; ҷ. матар - борон.
**Амуд,** м. а - сутун, сутуни хайма; гурз; шоҳини тарозу; меҳтари қавм; дар математика - перпендикуляр - амуди қоим.
**Амҳароспанд = Амшоспанд = Амшосфанд = Амҳуспанд = Амҳусфанд = Амҳариспандон = Амҳарисфандон,** м - номи фаришта, малак, унвони ҳафт фариштаи бузург:

Ба номи худову Амҳари Оспанд,
Ба ҷон кушт то вороҳӣ аз газанд."

**Амҷод,** м. а - ҷ. маҷид; ҷ. маҷд - бузургӣ; ниг. Маҷид.
**Анас,** м. а - номи яке аз асҳоби киром; ниг. Асҳоб.
**Анахита = Анаҳито = Аноҳита = Наҳид = Ноҳид,** з - дар дини зардуштӣ олиҳа (маъбуда) -и обу ободонӣ ва фаровонист; ҳосилхезӣ, серҳосилӣ: парастиши он дар аҳди Ардашери II (с.с.405- 359 то милод) расм шуда буд. - сайёраи Зӯҳра; ниг. Ноҳид.
**Анбар,** з, а - моддаи нарми хушбӯ; маҷ. зулф; сипар.
**Анбар** (бону, бӯй, нисо, моҳ, ой, огин, оин, осо, сой, хон), з - аз Анбар ва п. м.
**Анбарафшон = Анбарфишон,** з - пошанда ва афшонандаи хушбӯиҳо, анбарбез.
**Анбарбез,** з - ниг. Анбарафшон.
**Анбариён,** м - мансуб ба анбар; қавмест аз араб.
**Анбарин(а),** з - анбардор, хушбӯ, муаттар.
**Анбарнисор,** з - ниг. Анбарафшон.
**Анбаромез,** з - омехтаи хушбӯиҳо; маҷ. дилкашу дилрабо.
**Анбарпош,** з - ниг. Анбарафшон.
**Анбиё,** м, а - ҷамъи Набӣ; ниг. Набӣ.
**Анбоз,** м - рафиқ, шарик; ҳамдам; ҳамроҳ; ҳамнишину ҳамроз; маҷ. ҳамто, назир.
**Анбозӣ** - мансуб ба Анбоз.
**Анбӯҳ,** м, а - бисёр, беандоза, бешумор:

Дастам таҳи сангу пушт бар кӯҳ,
Осоишам андаку ғам анбӯҳ. Шоҳин

- издиҳом, ҷамъият, маҷмаъ, ҷамъомад, пур, мамлу; маҷ. серодам.
**Анбӯҳӣ** - бисёрӣ, фаровонӣ, фароҳамӣ, беҳбудию бешуморӣ.
**Анвар,** а - равшантар; мунаввар, пурнур, нурпош, бисёр равшан, рахшон; нуронӣ.
**Анвар** (бек, хон, хоҷа, шоҳ - м; бибӣ, бону, гул, моҳ, нисо, ой, хон) - з - аз Анвар ва п. м.
**Анваралӣ,** м - Алии мунаввар; аз Алӣ ва Анвар.
**Анварӣ,** м - мансуб ба Анвар; тахаллуси шоир, олим ва ситорашиноси маъруфи тоҷик (асри XII- и мелодӣ).

**Анварулхақ,** м- нури ҳақиқат.
**Анвор,** а - ч. нур:

Зарроти ҷаҳон маҳв дар анвори рухи туст,
Инак зи ту даъвою зи хуршед гувоҳӣ. Исмат

**Ангабин,** з - ниг. Ангубин.
**Ангор,** м - ниг. Ангора.
**Ангора,** з - фикру хаёл, тасаввур, пиндор:

Ошиқони хастадилро дар даруна завқҳо,
Оқилони тираҷонро дар дарун ангораҳо. Шамси Табрезӣ

**Ангорда** - саргузашт; достон, афсона; номаи аҳвол; а - пиндошта, тасаввуршуда; ниг. Ангора.
**Ангубин** - асал, шаҳд; ҳар чизе, ки ширинӣ дорад:

Лабаш бӯсиду гуфт: Ин ангубин аст,
Нишони додаш, ки ҷои бӯса ин аст. Низомӣ
Сухан гар худ ҳама сеҳри мубин аст,
Фаровон муму андак ангубин аст. Хисрави Деҳлавӣ

- номи тарона ва оҳанги хеле қадимӣ, ки Борбади Марвазӣ ба муносибати иди Наврӯз оҳанг бастааст.

**Ангубин** (бону, лаб, моҳ), з - аз Ангубин ва п. м.
**Ангубина** - ҳалвои асалин; ниг. Ангубин.
**Ангур,** м - меваи хуштаъми токии хӯша-хӯша, ки хелҳои гуногун дорад. Аз он шарбат ва шароб ҳам тайёр мекунанд.
**Ангура** - шакли навозишии Ангур.
**Андалеб,** з, а - булбул, ҳазордостон; маҷ. сароянда, хушовоз:

Гаҳе тӯтисифат шаккарбаён бош,
Гаҳе худ андалеби достон бош! Ҳозиқ

- киноя аз ошиқ, ошиқи шайдо - ошиқи шӯрида:

Ғурури ҳусн иҷозат магар надод, эй гул,
Ки пурсише накунӣ андалеби шайдоро. Ҳофиз

- ниг. Булбул.

**Андарз** - панд, насиҳат:

Ба домони ту хоҳам кард пайванд,
Зи андарзу насиҳат рукъае чанд. Хисрави Деҳлавӣ

**Андархур** - шоиста, лоиқ, сазовор, муносиб:

В-аз эрониён номвар даҳ савор,
Сухангӯю андархури корзор. Фирдавсӣ

**Андеша** - фикру мулоҳиза, хаёл, тааммул, тасаввур; фикри тадбирҷӯёна.
**Андеша** (кор, манд - м; оро - з) - боандеша, фикру хаёл кунанда, тааммул ва мулоҳиза кунанда:

Ин дурушт асту ғализу нописанд,
Нек андеша кун, эй андешаманд. Румӣ

**Андешавор** - шабеҳ ба фикр; монанди фикру хаёл тез ва босуръат:

... Ки ҳар кас ба ин рахши гардунсавор
Кунад сайри афлок андешавор ... Бедил

**Андешасанҷ**, м - бомулоҳиза, оқибатбин, дурандеш:

Чӣ равшандиле бошад андешасанҷ,
К-аз ин дар калиде расонад ба ганҷ. Хисрави Деҳлавӣ

**Андӣ** - умед, шигифт, тааҷҷуб; умедворӣ.

**Андуд(а)** - пўшида бо чизе, пинҳон, ниҳон карда шуда.

**Анзарут** - як навъ самғ - чизест часпанда ба мисли сиреш, ки аз баъзе ашҷор (ҷ. шаҷар, ки ба маънии дарахт аст) ҳосил мешавад; ба форсӣ "жад" меномand.

**Анзор**(хуш), м, а - ҷ. назар, ниг. Назар.

**Анзора** (бону, хон) - з - ниг. Анзор.

**Анзур, м; Анзура,** з - ниг. Анзурат.

**Анзурат** (бибӣ, бону, моҳ, ой - з) - камёфт, нодир, ғайриоддӣ.

**Аник,** м, а - зебо, хушрўй, қашанг; хуб; аҷиб.

**Анирон** - номи рўзи сиюм аз ҳар моҳи шамсӣ; фариштаи мувакксили никоҳ.

**Анис** (ҷон, шоҳ), м, а - ҳамдам, рафиқ, ёр, дўст, ҳамсўҳбат, мўнис:

Аниси кунҷи танҳоӣ китоб аст,
Фурўғи субҳи доноӣ китоб аст. Ҷомӣ

- гиёҳи яксолаи алафӣ, мансуби чатргулон, мевааш равғани эфир дорад, ки дар тиб, саноати хўрокворӣ, атриёту машрубот истифода мешавад.

**Аниса** (бибӣ, бону, гул, хон), з - шакли навозишии Анис ва п. м.

**Анқо** - паррандаи афсонавӣ; нодир, камёб; ба форсии тоҷикӣ - Симурғ.

**Анқо** (бибӣ, бону, гул, дод, зод), з - аз Анқо ва п. м.

**Анодил,** з, а - ҷ. Андалеб; ниг. Андалеб.

**Анор** - меваe, ки сурхпўст буда, донаҳояш низ сурх ва ширин ё туршак ва обдор аст; маҷ. зебо; ниг. Нор (Норӣ).

**Анор** (алӣ, бек, мирзо - м; а, бегим, бибӣ, бону, гул, зор, дона, моҳ, ой, хол, хон, хонум, ҷон - з) - аз Анор ва п. м.

**Аноҳид, з - ; Аноҳито,** з ; - ниг. Анаҳита.

**Аноят,** м - ниг. Иноят.

**Ансоб,** м, а - ҷ. насаб; ниг. Насаб.

**Ансор,** м, а - ҷ. носир; ниг. Носир; ҷ. Ёр.

**Ануш,** м - номи писари Шис пайғамбар (а)

**Анўш** (зод, озод, равон, хусрав - м; бону, а, амох, зод, озод - з) - аз Анўш ва п. м.

**Анўш(о),** м - ниг. Анўша.

**Анўша,** з - хушҳол, шод, хурсанд, хушбахт, саодатманд, ҷовид:

Кушодадилонро бувад бахт ёр,
Анўша касе, к-ў бувад бурдбор. Фирдавсӣ

**Анўшервон,** м - номи яке аз подшоҳони сулолаи Сосониён - Хисрави - 1; ниг. Анўша.

... Ки ҳар кас ба ин рахши гардунсавор
Кунад сайри афлок андешавор ... Бедил

**Андешасанҷ,** м - бомулоҳиза, оқибатбин, дуранеш:
Чӣ равшандиле бошад андешасанҷ,
К-аз ин дар калиде расонад ба ганҷ. Хисрави Деҳлавӣ

**Андӣ** - умед, шигифт, таааҷҷуб; умедворӣ.

**Андуд(а)** - пӯшида бо чизе, пинҳон, ниҳон карда шуда.

**Анзарут** - як навъ самғ - чизест часпанда ба мисли сиреш, ки аз баъзе ашҷор (ҷ. шаҷар , ки ба маънии дарахт аст) ҳосил мешавад; ба форсӣ "жад" меноманд.

**Анзор**(хуш), м, а - ҷ. назар, ниг. Назар.

**Анзора** (бону, хон) - з - ниг. Анзор.

**Анзур, м; Анзура,** з - ниг. Анзурат.

**Анзурат** (бибӣ, бону, моҳ, ой - з) - камёфт, нодир, ғайриоддӣ.

**Аниқ,** м, а - зебо, хушрӯй, қашанг; хуб; аҷиб.

**Анирон** - номи рӯзи сиюм аз ҳар моҳи шамсӣ; фариштаи мувакили никоҳ.

**Анис** (ҷон, шоҳ), м, а - ҳамдам, рафиқ, ёр, дӯст, ҳамсӯҳбат, мӯнис:
Аниси кунҷи танҳоӣ китоб аст,
Фурӯғи субҳи доноӣ китоб аст. Ҷомӣ

- гиёҳи яксолаи алафӣ, мансуби чатргулон, мевааш равғани эфир дорад, ки дар тиб, саноати хӯрокворӣ, атриёту машрубот истифода мешавад.

**Аниса** (бибӣ, бону, гул, хон), з - шакли навозишии Анис ва п. м.

**Анқо** - паррандаи афсонавӣ; нодир, камёб; ба форсии тоҷикӣ - Симурғ.

**Анқо** (бибӣ, бону, гул, дод, зод), з - аз Анқо ва п. м.

**Анодил,** з, а - ҷ. Андалеб; ниг. Андалеб.

**Анор** - меваe, ки сурхпӯст буда, донаҳояш низ сурх ва ширин ё туршак ва обдор аст; маҷ. зебо; ниг. Нор (Норӣ).

**Анор** (алӣ, бек, мирзо - м; а, бегим, бибӣ, бону, гул, зор, дона, моҳ, ой, хол, хон, хонум, ҷон - з) - аз Анор ва п. м.

**Аноҳид, з - ; Аноҳито,** з ; - ниг. Анаҳита.

**Аноят,** м - ниг. Иноят.

**Ансоб,** м, а - ҷ. насаб; ниг. Насаб.

**Ансор,** м, а - ҷ. носир; ниг. Носир; ҷ. Ёр.

**Ануш,** м - номи писари Шис пайғамбар (а)

**Анӯш** (зод, озод, равон, хусрав - м; бону, а, амоҳ, зод, озод - з) - аз Анӯш ва п. м.

**Анӯш(о),** м - ниг. Анӯша.

**Анӯша,** з - хушҳол, шод, хурсанд, хушбахт, саодатманд; ҷовид:
Кушодадилонро бувад бахт ёр,
Анӯша касе, к-ӯ бувад бурдбор. Фирдавсӣ

**Анӯшервон,** м - номи яке аз подшоҳони сулолаи Сосониён - Хисрави - 1; ниг. Анӯша.

**Анӯшин,** м - ҷовидон.

**Анҳор,** м - ҷ. наҳр (ҷӯи калон; дарё).

**Анҷаб,** м, а - наҷибтарин, шарифтарин, аз ҳама асилтар.

**Анҷир** - гули дарахти анҷир, гулмеваи ширини гӯштдори мулоим, ки зард ё сиёҳранг ва ё нилобӣ аст.

**Анҷира,** з - шакли навозишии Анҷир.

**Анҷир** (бибӣ, бону, моҳ), з - аз Анҷир ва п. м.

**Анҷом** - охир, интиҳо, поён, оқибат:

Ба охир чунин гуфт: Эй моми ман,
Зи оғоз хонанд анҷоми ман.   Савдо

**Анҷум,** м, а - ҷ. наҷм:

...Ки аз гардун нагардад нури хур гум,
Нагирад равнақе бозори анҷум.   Ҷомӣ

- киноя аз қатраҳои ашк; киноя аз ситораҳо.

**Аолӣ,** м, а - ҷ. аъло, ниг. Аъло.

**Араб** - номи халқе, ки дар Шарқи Наздик ва шимоли Африқо зиндагӣ мекунад.

**Араб** (алӣ, бек, шоҳ, ҷон - м; бибӣ, гул, моҳ, хон - з) - Аз Араб ва п. м.

**Арасту,** м - Арастотолис (с.с. 384-322 то милод), файласуф ва олими Юнони Қадим; вазири султон Сикандар (Искандари Мақдунӣ).

**Арафа,** з, а - маҷ. пеш аз ид таваллудшуда;

- номи кӯҳест дар Арабистон;
- рӯзи 9-ӯми моҳи зилҳиҷҷа, ки ҳоҷиён дар кӯҳи Арафа, яъне Арафот ҷамъ меоянд.

**Арафа** (бахш, бибӣ, бону, гул, моҳ), з - аз Арафа ва п. м.

**Арафот = Арафат,** а - ҷои ҷамъ шудани ҳоҷиҳо дар 9- уми моҳи зилҳиҷҷа дар кӯҳи Арафот дар наздикии Макка; ниг. Арафа.

**Арбита,** з, а - ҷ. работ - корвонсарой, мусофирхона; маҷ. вуҷуд, ҳастӣ.

**Арбоб** (камол, карим, мир, султон), м, а - ҷ. раб(б); ниг. Раб(б).

**Арванд,** м - иқтидор, қудрат, зӯр; таҷриба:

Сиёвуш маро ҳамчу фарзанд буд,
Ки бо фарру бо зӯру арванд буд.   Фирдавсӣ

- номи кӯҳе, ки ӯро Алванд низ мегӯянд;
- номи падари Луҳрософ;
- номи дарёи Даҷла, ки онро Арвандруд низ меноманд

Агар паҳлавонӣ надонӣ забон,
Ба тозӣ ту Арвандро Даҷла хон.   Фирдавсӣ

- имтиҳон, озмоиш; ҳасрат, орзу; ҷоду, фиреб (ФА).

**Арғавон =Арғувон** - дарахтест, ки гулҳояш ниҳоят сурх мешаванд:

Дар қабои арғавонӣ қадди он сарви равон,
Ҳаст чун нозукниҳоле аз дарахти арғавон.   Ҳилолӣ

- маҷ. сурх.

**Арғувон** (гул, моҳ - з; шоҳ - м), з - аз Арғувон ва п. м.
**Арғувонӣ** - мансуб ба Арғавон.
**Ард,** м, з - монанд ва назир; фариштаи нигаҳбон (зардуштӣ). Арт низ гӯянд.
**Арда** (бон, бом, буд, вард, варз, вид, вироз, вирон, вироф, висур, воз, вор, вора, гун, гуна, гурд, дин, дод, зар, зара, зод, ком, мон, озар, род, роз, ром, руд, сар, сур, фар, фара, хуш, шаҳр, шед, язд), м - аз Ард ва п. м.
**Арда** (бибӣ, бону, варз, вор, вора, гун, гуна, зар, роз, фара, шед, шом, шон), з - аз Ард ва п. м.
**Ардабир,** м - аз ард - монанд ва назир ва Абир; ниг. Абир; шояд аз Ард ва Дабир бошад; ниг. Дабир.
**Ардавон,** м - номи подшоҳе, ки Ардашери Бобакон навкари ӯ буд, ӯро кушта подшоҳ шуда; номи вилояте; ёрикунанда.
**Ардам,** м - номи сурудҳои бузурги китоби Занд.
**Ардамеҳр,** м - аз ард - монанд ва назир ва Меҳр.
**Ардамир,** м, а - аз ард - монанд ва назир ва Амир; ниг. Амир.
**Ардануур,** м - нурмонанд; нуронӣ.
**Ардашер,** м - ҳукми тавоною рост; дурусткор; мач.шаҳриёрӣ ва подшоҳии мукаддас; Ардашери I, II, III - шоҳони Эрон. Ниг. Кай:

Нахустин каи номдор Ардашер,
Писар шаҳриёр он набарда далер.    Дақиқӣ

**Аржанг,** м - номи китоби Монӣ, ки дорои сурат ва нақшҳои гуногун будааст; - мач. сурат, лавҳаи наққошӣ; номи як паҳлавони Тӯронӣ; номи як паҳлавони Мозандарон, ки Рустам ӯро мағлуб кардааст.
**Арзанда** - бобаҳо, сазовор, лоиқ, шоиста; мурод, орзу, мақсад.
**Арзигул,** з - гули писандида, гули талабида, гули мувофиқи дил.
**Арзитун,** з - номи зани Баҳроми Гур.
**Арзия,** з - шакли навозишомезонаи Арзӣ.
**Арзия** (бону, гул, нисо, хон), з - аз Арзия ва п. м.
**Арика,** з, ю - а - тахт, тахти ороста.
**Ариф(а),** з - доно. ниг. Ориф(а).
**Арифа** (бону, моҳ), з - аз Орифа ва п. м.
**Ария = Орие** - ниг. Ориё.
**Ария** (бахш, бибӣ, бону, моҳ - з; мизд, м) - аз Ария ва п. м.
**Арзӣ,** м - мансуб ба Ирз - обрӯ, номус, шараф; ниг. Арзанда; занинӣ.
**Аркон** (иддин), м, а - ҷ. рукн - сутун, поя; мач. қисми муҳими ҳар чиз, қисми умда ва асоси чиз; мач. бузургон.
**Аркона** (бону), з - шакли навозишии Аркон.
**Армин,** - номи яке аз писарони Кайқубод, ӯро Кай Армин низ гуфтаанд.
**Армон,** м - орзу; ҳасрат:

Куҷо шуд ҳамон аҳду паймони ту,
Бимурсам, ки мурдам дар армони ту.  Шодӣ

- ранҷ, меҳнат, заҳмат; ниг. Ормон.

Ба армону арванд марди ҳунар,
Фароз оварад гуногуни симу зар. Фирдавсӣ

**Армон** (бегим, бибӣ, бону, моҳ - з) - аз Армон ва п. м.
**Армуғон,** з - бахшиш, ҳадя, пешкаш, туҳфа, савғо; раҳовард, роҳоварл.
**Арнавад,** м - номи қулла, нуқтаи баландтарини қаторкӯҳҳои Дарвоз.
**Арнавоз,** з - номи хоҳар ё духтари Ҷамшед, ки дар хонаи Заҳҳок буд.
**Арофат,** з - ситорашиносӣ, ғайбгӯӣ ва фолбинӣ.
**Арс** - ашк, оби дида; дар арабӣ - чобук будан, боғайрат ва ҷасур будан.
**Арсалон = Арслон,** м, т - шер; маҷ. шуҷоъ, далер:

Он чӣ мансаб мекунад бо ҷоҳилон,
Аз фазилат кай кунад сад арсалон? Румӣ

**Арслон** (бек, хон, хоҷа, шоҳ - м) - ниг. Арсалон.
**Арслоной,** з - ниг. Арсалон.
**Арҷӣ,** м - аз калимаи арҷ - боэътибор, боқадру қимат; аз калимаи арз, арзиш; баҳо; мартаба, мақом, манзалат.
**Арҷманд,** м - боиззат, гиромӣ, дорои қадр, мӯҳтарам; азиз ва бузургвор.
**Арҷосп = Арҷосб,** м - дар Авесто Ариҷатаспа, яъне доранда аспи арзанда; яке аз қаҳрамонони "Шоҳнома"-и Фирдавсӣ, ки пас аз Афросиёб бузургтарин подшоҳи достонии Тӯрон тасвир шудааст;
- номи наберан Афросиёб - подшоҳи Эрон, ки Исфандиёр ӯро кушт .
**Арҷу,** м, а - умедворам:

Поктан бошию аз поктанон бошӣ,
Ҳар чӣ мегуфтам, арҷу, ки чунон бошӣ. Манучеҳрӣ

- ниг. Арҷӣ
**Арш,** м, а - осмон:

Ҳаргиз чунин сареро теғи аҷал набуррад,
К-ин сар зи сарбаландӣ курсиву арш шояд. Шамси Табрезӣ

- тахт; аршу фарш - осмону замин.
**Аршад,** м. а - калонтар, бузургтар; роҳи рост ёбандатар.
**Аршад** (бек - м; бону - з) - аз Аршад ва п. м.
**Аршибек,** м - беки осмон; Осмонбек.
**Аршиё** (бон - м; бону- з) - ниг. Аршиён.
**Аршиён** - д. кинояи аз фариштагон, бошандагон (сокинон)-и Осмон.
**Аршихон** - ниг. Аршиён.
**Аршӣ,** м - мансуб ба Арш.
**Аршнишин,** м - болонишин, тахтнишин.
**Аршод,** м - роҳнамой, ҳидоят ба роҳи рост; дорои дараҷаи болотарин аз дигарон. Ниг. Иршод.
**Аршом = Аршома,** - номи падари Аршосб ва номи чанд тан аз подшоҳони Арманистон.
**Аршосб,** м - номи падари Дориюши I
**Асад** (алӣ, бек, мурод, хон, шоҳ - м; бибӣ, нисо - з), а - шер; номи бурҷи

панҷум аз дувоздаҳ бурҷи фалак; хушбахттарин, некбахттарин, батолеъ.
**Асадуллоҳ,** м - шери худо; лақаби Ҳамза ном амаки Муҳаммад (с.а.с.);ниг. Асад
**Асал,** а - шаҳд, ангубин; моддаи шарбатмонанди ширин, ки онро занбӯри асалбар аз гули растаниҳои шаҳддор дарёфт мекунад.
**Асал** (бахт, бахш, бегим, бибӣ, бону, вор, гул, моҳ, рез, хоҳ - з; бек, рез, шоҳ - м) - аз Асал ва п. м.
**Асар,** м, а - пай, из; нишон, аломат; таъсир; ёдгорӣ, хотира; самара, натиҷа.
**Асатуллоҳ,** м - ниг. Асадуллоҳ.
**Асаф,** яҳуд. - номи як қавми яҳудӣ; дар арабӣ - ғам, андӯҳ, ҳасрат, афсӯс, дарег.
**Асдоф,** з,а - ҷ. садаф; ниг. Садаф .
**Асида,** з, а - як навъ ҳалво, ҳалвои тар.
**Асида** (бону, гул, хоҳ), з - аз Асида ва п. м.
**Асил,** а - покнажод, нексиришт, бонасаб, наҷиб; ҳақиқӣ, аслӣ.
**Асил** (дод, дода, дон, ёр, зод, зода, мурод, шоҳ - м; бибӣ, бону, гул, зода, меҳр - з) - аз Асил ва п. м.
**Асила** (бону, гул, моҳ), з - шакли навозиши Асил ва п. м..
**Асим,** м, - ҳимоякунанда, мудофиакунанда; боздоранда аз гуноҳ; ниг.Осим.
**Асир,** м, ю - мувофиқи ақидаи донишмандони Юнони қадим кураи оташест, ки гӯё болои ҳаво(осмон) воқеъ гардидааст, эфир; офтоб:

Ҳамеша то набувад хокро фурӯғи асир,
Ҳамеша то набувад моҳро улувви Зуҳал. Масъуди Саъд

- фалак, осмон:

Сӯзи дилам даргузарад аз асир,
В-аз дами ман хушк шавад ҳар набот. Шамси Табрезӣ

**Асир,** м, а - дастгиршуда, бандӣ; маҳбус:

Ғуломи зулфи ту сунбул, асири бӯи ту гул,
Бунафша банда хати сабзи мушкбӯи туро. Бедил

- маҷ. гирифтори ишқ, ошиқ:

Ғами ҷафои ту, бераҳм, бар дари кӣ барам,
Яке ба раҳм нигар бар асири дар ба дарат. Ҳайрат

- маҷ. мафтун кардан:

Он турки шӯх бин, ки чӣ мастона меравад,
Шаҳре асир карда, сӯи хона меравад. Ҷомӣ

- мушкил, душвор, сахт;
- оби меваи гиёҳу бута аз қабили себ, анор, шафтолу зардолу,..., лаблабу, харбуза ва ғ.
- шира, шираи ангур; шароби ангур; маҷ. май:

Биё, соқӣ, он рангдона асир,
Ки рангаш ба хун дод деҳқони пир. Низомӣ

**Асиралӣ,** м- аз Асир ва Алӣ.

**Асирӣ,** м - бандагӣ, ғуломӣ; Тошхӯҷа валади Эшонхӯҷа (с.с. 1864 - 1916), шоири маорифпарвари тоҷик.

**Аскар** (алӣ, шоҳ, ҷон - м), а - сипоҳӣ, ҷанговар.

**Аскармуҳаммад,** м - ҷанговари Муҳаммад(с.а.с.); аз Аскар ва Муҳаммад.

**Аския** - ниг. Азкия.

**Асл,** м, а - реша, бех. Дар илмҳои табиатшиносӣ ба маънои "принцип" - русӣ:

Аслро чун канд, шуд майдон фароҳ,
Хушку бе бар бар замин афтод шох. Ҷомӣ

- асос, моҳият; зот, насл, нажод, авлод:

Аслу насаби ту, эй накӯфар,
Ҳаст аз ҳамаи араб накӯтар. Ҳилолӣ

**Аслам** (бегим, бону, бибӣ, хон - з; бек, хон, ҷон - м), а - аз ҳама солимтар, тандурусттар, хеле солим, сиҳатиаш хеле хуб.

**Асламшоҳ,** м - шоҳи хеле солим.

**Аслан,** м, а - дар асл; дар асос; зотан; ҳаргиз, катъан, ҳеҷ, ҳеҷ гоҳ.

**Аслан** (бону, гул), з - аз Аслан ва п. м.

**Асли** (бону, гул, меҳр, моҳ, нисо), з - аз Асли ва п. м.

**Аслиддин,** м - реша (асос)-и мазҳаб (дин); аз авлоди диндорон; асддори дин, мустаҳкамкунандаи дин.

**Аслинисо,** з - бону (зан)-и асил; аз Асл(ӣ) ва Нисо.

**Аслия** (бибӣ, бону, моҳ, хон), з - аслӣ, асосӣ; ниг. Аслӣ.

**Аслишоҳ,** м - аз Асл ва Шоҳ.

**Аслӣ,** м - ҳақиқӣ, табиӣ.

**Аслон** (алӣ, бек, шоҳ) - м - ниг. Арсалон.

**Аслона** (бибӣ, бону, хон), з - шакли навозишии Аслон ва п. м.

**Асмандиёр** - ниг. Исфандиёр.

**Асматулло** - ниг. Исматуллоҳ.

**Асмо,** а - ҷ. исм - ном: "Ва ба тозӣ номро исм хонанд". Ибни Сино;

- маҷ. номи машҳур, шӯҳрат; аъло, воло, олӣ:

В-агар гӯӣ, ки дар маънӣ наянд аздоди якдигар,
Тафовут аз чӣ сон бошад миёни сурату асмо? Носири Хисрав.

- номи духтари Абубакри Сиддиқ(р).

**Асмо** (бегим, бибӣ, бону, гул, парӣ, хон), з - аз Асмо ва п. м.

**Асмор** - ҷ. самар; ниг. Самар.

**Асния,** з, а - ҷ. Сано, мадҳу ситоиш; ниг. Сано.

**Асном,** з, а - ҷ. санам. ниг. Санам.

**Асо,** м - ҷӯбдаст, таёқ, сӯта; маҷ. такягоҳ:

Такя чӣ орӣ ба асои касон,
Зинда нашуд кас ба бақои касон. Хисрави Деҳлавӣ

**Асолат,** з, а - асилӣ, наҷобат, асилзодагӣ; асл будан.

**Асолат** (бегим, бибӣ, бону, меҳр, моҳ, ой, хон, ҷон), з - аз Асолат ва п. м.

**Асом,** м - паноҳ, муҳофизат. Ниг. Исом.

**Асомуддин = Асомиддин,** м - такягоҳи дин, ҳимояи дин; ниг. Исомиддин.
**Асомуҳаммад,** м - асо (такягоҳ)-и Муҳаммад(с.а.с.).
**Асотир,** м - ҷамъи устура - хурофот, афсона, ривоят, гуфтор, қисса.
**Асрина,** з - мансуб ба аср; ниг. Асрӣ.
**Асрӣ,** м - мансуб ба аср - сад сол, сада; қарн, давр, давраи таърихӣ; аҳд, замон, вақти байни пешин ва шом.
**Асрия,** з - шакли навозишонаи Асрӣ; ниг. Аср.
**Асрор,** м,а - ҷ. сир ё сирр - роз, кор ва амали пинҳонӣ:

Асрори ҷаҳонро на ту донию на ман,
В-ин ҳарфи муаммо на ту хонию на ман. Хайём

**Асрор** (алӣ, бек, иддин, хон, ҷон - м; ой, хон - з) - аз Асрор ва п. м.
**Асрордон** - сирдон, донандаи розҳо; кинояаз шахси бофаҳм ва боидрок.
**Ассамад,** м - Ҷовид; ниг. Алсамад.
**Астаранг = Истаранг,** мардумгиёҳ, гиёҳе, ки сока ва решааш ба сурати одам буда, дар Чин мерӯяд ва давои бисёр дардҳост, жень – шень.
**Асто,** м - ниг. Авесто:

В-агар қайсар сиголат рози Зардушт,
Кунам зинда русуми Жанду Асто. Хоқонӣ

**Асфандиёр,** м - ниг. Исфандиёр.
**Асфиё,** м, а - баргузидагон; ҷ. сафӣ; ниг. Сафӣ.
**Асфия** - баргузидагон; ниг. Асфиё.
**Асхиё,** м, а - ҷ. сахӣ; ниг. Сахӣ.
**Асҳоб** (бек, шоҳ - м), а - ҷ. соҳиб; ёрон.
**Асҳобуддин,** м - аҳли дин; соҳибони дин.
**Асҳор,** м, а - ҷ. саҳар - сапедадам, субҳидам, бомдод:

Хоб аз сари хуфтагон бадар бурд,
Бедории булбулони асҳор. Саъдӣ

**Асъад** (бибӣ, нисо - з), м, а - некбахттар, босаодаттар; ахтари асъад - ситораи бахт:

Душ дар исторагон ғулғула афтода буд,
К-аз сӯи он ахтарон ахтари асъад расид. Шамси Табрезӣ

**Атиқ,** м, а - кӯҳна, солдида; дерина; қадим; озод ва гиромӣ ва баргузида интихобшуда; аҷиб, камёб, карим ва муаззиз.
**Атиқа,** з - муаннаси Атиқ; бостонӣ.
**Атиф,** м, а- хайрхоҳ, некхоҳ; меҳрубон, лутфкор, бомарҳамат; аслаш Отиф аст.
**Атифа** (бегим, бибӣ, бону), з - аз шакли навозишии Атиф ва п. м. ; аслаш Отиф аст.
**Атия** (бахш), з, а - пешкаш, тӯҳфа, чизе, ки ба касе бахшида шавад; ниг. Ато
**Атлас,** з- матои абрешимӣ; навъе аз матои абрешимӣ.

**Атлас** (бегим, бибй, бону, моҳ, намо, оро), з - аз Атлас ва п. м.
**Ато** (бек, бой, хон, хоча, кул - м), а - бахшиш, инъом, ҳадя; мач. лутфу эҳсон:

Гарчи ато дар ҳама чо дилкаш аст,
Ҳар чй ба ҳинчор бувад, он хуш аст. Хисрави Деҳлавй

- т. падар, бузургвор

**Атобак,** м, т - падари бузургвор; мураббй, мураббии шоҳзодагон; подшоҳе аз сулолаи Атобакон, ки дар асрҳои XII- XIII дар Эрон ҳукумат доштанд:

Эй сабо, бар сокии базми Атобак арза дор,
То аз он чоми зарафшон чуръае бахшад ба ман. Ҳофиз

**Атобахт,** м - аз Ато ва бахт.
**Атобахш** - сахй, кушодадаст.
**Атобек,** м, т - Беки бузург, сарвари бекҳо; аз Ато ва Бек.
**Атобой,** м - бои бузург.
**Атовалй,** м - аз Ато ва Валй.
**Атомулло,** м - аз Ато ва мулло.
**Атомуҳаммад,** м - лутфу эҳсони Муҳаммад(с.а.с.); аз Ато ва Муҳммад
**Атопош,** м - кинoя аз бисёр бахшишкунанда, сахй, чавонмард.
**Аторез,** м - ниг. Атопош.
**Аторуд = Уторид**: - м, а - сайёраи Тир (Меркурий), сайёраи ба Офтоб наздиктарини системаи Офтобй. Дар истилоҳи ҳайати қадим дабири фалак номида мешуд:

Ба қалам гашта ба Уторид чуфт,
Кори шамшер худ чй бояд гуфт. Хисрави Деҳлавй

**Атоулло(ҳ),** м - тӯҳфаи Худо, армуғони Худованд.
**Атоурраҳмон,** м - Атои Раҳмон .
**Атохон,** м - хони бузург, пешво (калон)-и хонҳо; бахшиш, инъоми хон.
**Атохусайн,** м - Атои Хусайн, инъом, тӯҳфаи Хусайн, яъне Ҳусайн.
**Атр,** а - бӯи хуш, хушбӯи, ки аз чизе мебарояд; аз гул ва чизҳои дигар ҳосил мекунанд.
**Атр** (бахш, бегим, бибй, бону, бор, гул, дон, дор, дӯст, пош), з - аз Атр ва п. м
**Атрафзо,** з - афзояндаи хушбӯи, афзункунандаи атр.
**Атрафшон,** з - ниг. Атрсо.
**Атргардон** - атрбахш, атровар, оварандаи бӯи хуш.
**Атрогин,** з - пуратр, оғушта ба атр.
**Атромез,** з - омехта бо атр, хушбӯй.
**Атрсо,** з - хушбӯидиҳанда, хушбӯй, атрафшон, муаттар.
**Атрфазо,** з - афзояндаи хушбӯй, афзункунандаи атр .
**Аттор,** м, а - атрфурӯш, доруфурӯш. Тахаллуси шоир Фаридуддин (байни с.с.

1148 - 51, деҳаи Кадкани атрофи Нишопур - ҳамон ҷой байни с.с. 1219 - 21):

Рафъи инкор аз насабҷӯёни маънӣ мушкил аст,
Гӯ, ба қудрат Анварӣ, дар маърифат Аттор бош. Бедил

**Атҳар,** а - поктар, покизатар.

**Атҳор,** м, а - ҷ. Тоҳир.

**Атяб,** м, а - беҳтар, хуштар, нукӯтар; хушбӯдортар ва покизатар.

**Афгон,** м - ниг. Афғон.

**Афгона** - бачаи бемаҳал таваллудшуда:

Фалакро саҳмаш ар дар хона афтад,
Ҳаводис з-ишкамаш афгона афтад. Хисрави Деҳлавӣ

- ҷанин.

**Афғон,** м - нола, фиғон, зорӣ, фарёд:

Аз нӯҳ фалак гузашт, Ҳилолӣ, фиғони ман,
Бингар, ки ман куҷояму афғони ман куҷост. Ҳилолӣ

- номи халқе, ки асосан дар Афғонистон зиндагӣ мекунад.

**Афғон** (бибӣ, бону, духт, зодсанам, з; бек, бой, дод, зод, зода - м) - аз Афғон ва п. м.

**Афдар,** м - амак, бародари падар:

Силсилаҷаъде бунафшаоразе,
К-аз Фаридун афдару Парвиз ҷад. Абӯшуайб

**Афдасто,** м - ситоиши аҷиб ва некӯ:

Накардам шайхро он ҷо саломе, чун дучорам шуд,
Ки афдастои пири дайри худ вирди забонам буд. Сироҷиддини Орзу

**Афдсито,** м - ниг. Афдасто.

**Афзал,** м, а - бартар, фозилтар, беҳтар, аз ҳама арзандатар (лоиқтар, сазовортар).

**Афзал** (бегим, бибӣ, бону, гул, дод, дӯст, зода, меҳр, намо, хоҳ), з - аз Афзал ва п. м.

**Афзалиддин = Афзалуддин,** м - фарди хубтарини дин.

**Афзалшоҳ,** м - аз Афзал ва Шоҳ; Шоҳи фозил, Шоҳи беҳтарин.

**Афзо** (ваш, ганҷ, гул - з) - фузункунанда, афзунсоз.

**Афзол,** м, а - ҷ. фазл, ниг. Фазл; аслаш Ифзол аст.

**Афзун** - афзоянда, зиёдшаванда.

**Афзун** (азм, арҷ, бахт, бахш, гар, гул, завқ, иқбол, меҳр, ноз, хайр, хирад - з; бахт, бахш, гар, маниш, хайр, хирад - м) - аз Афзун ва п. м.

**Афзунӣ** - мансуб ба Афзун.

**Афиф,** м, а - покдоман, порсо ва парҳезкор аз ҳаром.

**Афиф** (арҷ, асл, афзо, ахгар, бақо, бахт, бахш, бегим, бону, ваш, воло , гул, гуна, ғоя, дил, дон, дӯст, ёр, завқ, зебо, зод, ком, лаб, лафз, лутф, меҳр, ноз, ово,ораз, оро, роз, рӯй, тоб, ҷабин), з - аз Афиф ва п. м.

**Афифа,** з, а - покдоман, боҳаё, бошарм, порсо ва парҳезкор аз ҳаром.

**Афият,** з - ниг. Офият.
**Афкор,** а - ч. фикр; ниг. **Фикрат**.
**Афлок,** а - ч. фалак. ниг. **Фалак**.
**Афлотун,** м - мутафаккири Юнони Қадим, файласуф Платон (с. 428-347 пеш аз мелод), шогирди Суқрот; мач. хирадманд.
**Афозил,** з, а - ч. Афзал:

Ба меъёри қадраш чунон месазид,
Зи байни афозил варо баргузид. Шоҳин

**Афоф,** а - порсой ва парҳезкорӣ.
**Афофа,** з - шакли навозишии Афоф .
**Афранг,** м - шукӯҳ, зебоӣ; фарҳанг; ниг. Фарҳанг.
**Афранд** - ниг. Афранг.
**Афридун,** м - ниг. Фаридун.
**Афроз** - баландӣ, ҷои баланд, қулла.
**Афросёб,** м - қаҳрамони "Шоҳнома"-и Фирдавсӣ, писари Пашанг, наберaи Тур, аберaи Фаридун, подшоҳу паҳлавони лашкари Тӯрон; онс ки Сӯҳробро бо найрангу фиреб ба ҷанги Рустам фиристода сабабгори кушта шудани ӯ мегардад; номи Афросёб дар Авесто низ дучор мешавад.
**Афросиёб** - ч. ҳубоб; яке аз подшоҳони Тӯрон; ниг. Афросёб.
**Афрохта,** м - баландшуда; болошуда.
**Афрӯз** - пурнуркунанда, мунавваркунанда, равшанкунанада, нурпошсоз.
**Афрӯз** (бахт, бегим, бону, гул, завқ), з - аз Афрӯз ва п. м.
**Афрӯзон,** з - пурнур, мунаввар, равшан, нурпош.
**Афрӯхта,** з - пурнуршуда, мунавваршуда, равшаншуда, нурпошшуда.
**Афсар** (вар, хуш - м; вар - з) - тоҷ, кулоҳи подшоҳон; мач. сардор, роҳбар:

Чу ман бар сари хисравон афсарам,
Чӣ андеша бошад зи Искандарам. Низомӣ

**Афсартироз,** м - тоҷдор. подшоҳ:

Дар хама он зулфи чун чавгон дили моро чӣ кард?
Эй сари афсартирозон гӯи майдони шумо! Шоҳин

**Афсархудо(й),** м - тоҷдор, соҳиби тоҷ, подшоҳ.
**Афсаҳ** (зод, зода), м, а - хушкалом, сухандон; равшан ва бурро гапзананда; фасеҳтар.
**Афсона,** з - қисса, достон; ҳикоят, саргузашт; ривоят:

Як лаҳза ба афсонаи ман гӯши хирад неҳ,
То шарҳ диҳам қиссаи доғи дили хунам. Асирӣ
Қиссаи ҳиҷрони ман афсона шуд, ин ҳам хуш аст,
Пеши ӯ шояд рафиқе гӯяд ин афсонаро. Ҳилолӣ

**Афсун,** з - сеҳр, ҷоду; мач. дилрабоӣ, дилбарӣ, дилфиребӣ, фатонат, ҷозибанокӣ:

Даҳрӯза меҳри гардун афсона асту афсун.
Некӣ ба ҷои ёрон фурсат шумор ёро. Ҳофиз

**Афсун** (гар, духт, сухан), з - дил рабоянда, дил баранда; сеҳргар, ҷодугар; касе, ки суханаш таъсирнок бошад; ниг. Афсун.
**Афсуна** (ӑзм, бону), з - аз шакли навозишии Афсун ва п. м.
**Афшак = Афшанг** - шабнам.
**Афшин,** м - унвони ҳукмдор (ҳоким)-и суғдӣ; подшоҳ, малик, соҳиб, аълоҳазрат.
**Афшон,** м - пошдиҳанда, нурафканада, мунаввар, равшан; ҷузъи номвожаҳо ба мисли Гулафшон, Зарафшон, Мушкафшон ва м. и.
**Афшона,** з - нақшин; ниг. Афшон.
**Афшонгул,** з - аз Афшона ва Гул.
**Афъида,** з, а - ҷ. Фуод; ниг. Фуод.
**Ахгар** - оташпора, лахча, пораи оташи афрӯхта:
"Оташ куштану ахгар гузоштан ва афъӣ куштану бача нигоҳ доштан - кори хирадмандон нест". Саъдӣ.
**Ахгар** (ванд, дод - м; ванд, ваш, дод, зо, осо, тоб, фом, фурӯғ, хуш -з) - аз Ахгар ва п. м.
**Ахёр** (гар, асл, ванд, манд) - ҷ. хайр; одамони хуб, одамони нек.
**Ахзам**, м - номи бобои Ҳотами Той.
**Ахзар** (аён, ваш, гул, гун, зеб, намо, оро, ранг, сарв, тоб, фазо), з, а - аз Ахзар - сабз, кабуд; нилгун, нилобӣ ва п. м.
**Ахтар** - ситора, кавкаб, наҷм; офтоб; қамар; маҷ. бахт, иқбол, байрақ; толеъ; номи фариштае, ки дар олами омин омингӯён мегардад ва ҳар дуое, ки ба омини ӯ баробар воқеъ мешавад ба иҷобат мерасад.
**Ахтар** (афзо, афрӯз, бону, ваш, гул, гун, зеб, намо, пош, фурӯғ, фурӯз, хуш - з; бин, гир, дор, он, хуш, шинос - м) - аз Ахтар ва п. м.
**Ахтарӣ,** м - мансуб ба Ахтар.
**Аҳад** (бек, бой, ҷон, шоҳ), м, а - як; воҳид, фард, нафар; ягона, якто; аз номҳои Худои таоло.
**Аҳадуллоҳ,** м - аз Аҳад ва Оллоҳ.
**Аҳбоб,** м, а - ҷ. ҳабиб:

Мушфиқӣ, ҷони ман аз доғи муҳаббат месӯхт,
Лекин изҳор ба аҳбоб накардам имрӯз. Камоли Хуҷандӣ

**Аҳвар,** а - сиёҳчашм, оҳучашм:

Маро ишқи он салсабилаш гирифт,
Чу ишқи паричеҳраи аҳваре. Манучеҳрӣ

**Аҳд,** м - ваъда, паймон, қавл, шарт, карордод.
**Аҳдия,** з - мансуб ба аҳд ва паймон; андарз; васият; ниг. Аҳдуллоҳ.
**Аҳдӣ,** м - мансуб ба аҳд; ниг. Аҳд.
**Аҳдона,** з - подоши аҳду вафо; ба аҳду паймон содиқ; вафодор.
**Аҳдуллоҳ,** м - ваъда додан (паймон бастан, қавл додан) ба Оллоҳ; ваъда (паймон, қавл, шарт, қарордод)-и Оллоҳӣ
**Аҳдуннисо,** з - зани вафодор; аҳду паймони зан.

**Ахё,** м. а - ч. Ҳай - зиндаҳо; ниг. Ҳай.
**Аҳиббо,** м, а - дӯстон; ч. Ҳабиб; ниг. Ҳабиб.
**Аҳком,** м. а - ч. ҳукм, фармон; қоидаҳо, қонунҳо, фармудаҳо; аҳкоми анҷум (ситорашиносӣ, нуҷум) - хусусиятҳои гардиши ситораҳо (аз рӯи илми ситорашиносии қадим гӯё вазъияти ситорагон тақдир ва саргузашти одамро муайян мекардааст).
**Аҳл** - зан, аёл; халқ, мардум, сокинон, бошандагон; сазовор, лоиқ; кордон, соҳибҳунар, мутахассис; воқиф, бохабар; хуб, нек; худӣ, ғайрибегона.
**Аҳлиён,** з - ч. Аҳлон; ч. Аҳл.
**Аҳли** (дин, дод, ёр), м - аз Аҳл ва п. м.
**Аҳлиддин,** м - сазовор (шоиста)-и дин; аз аҳли дин; ниг. Аҳли(й)ят.
**Аҳлина** (бону), з - мансуб ба Аҳлӣ.
**Аҳлинисо = Аҳлуннисо,** з - аз Аҳл ва Нисо.
**Аҳли(й)ят,** з, а - лаёқат, истеъдод; шоистагӣ, сазоворӣ, авлоӣ, беҳтарӣ:

Ман надидам дар ҷаҳони ҷустуҷӯ,
Ҳеҷ аҳлийят беҳ аз хулқи накӯ. "Ахлоқи Муҳсинӣ"

**Аҳлистон,** з - макони аҳл; ниг. Аҳл.
**Аҳлия,** з - ниг. Аҳл.
**Аҳлӣ** - мансуб ба Аҳл; унсгирифта, одаткарда; ромшуда, хонагӣ.
**Аҳлон,** м - мансуб ба Аҳл.
**Аҳлона,** з - шакли навозиши Аҳлон.
**Аҳлуддин,** м - аҳли дин; диндорон.
**Аҳлуллоҳ,** м, а - одами Худо; айнан - мардумони Худованд; диндорон, ки ба вожаи русии "божий человек" мутобиқ аст.
**Аҳмад** (бек, бой, хон, ҷон- м), а - қобили ситоиш, лоиқи таъриф, шоёни таҳсин, бисёр сутуда; яке аз номҳои Муҳаммад (с.а.с.).
**Аҳмадалӣ,** м - аз Аҳмад ва Алӣ.
**Аҳмадбахш,** м - тӯҳфаи пайғамбар Аҳмад, яъне Муҳаммад (с.а.с).
**Аҳмадёр,** м - дӯст (ёр)-и Аҳмад, пайғамбар, яъне Муҳаммад (с.а.с.).
**Аҳмадинажод,** м - аз Аҳмад ва нажод; нажод ё миллати ба Расули Акрам мансуббуда.
**Аҳмадӣ,** м - мансуб ба Аҳмад.
**Аҳмадносеҳ,** м - Аҳмад, пайғамбари носеҳ, яъне насиҳатдиҳанда.
**Аҳмаднур,** м - аз Аҳмад ва нур.
**Аҳмадуллоҳ,** м - Аҳмад - сутудаи Оллоҳ.
**Аҳмар,** м, а - сурх.
**Аҳмарӣ** - ниг. Аҳмар.
**Аҳнаф,** м - каҷпо; оне, ки сари ҳар ду пояш ба тарафи якдигар хамида бошад; номи бузурге дар ниҳояти фазлу камол аз зумраи тобеъин; ч. Ҳанаф.
**Аҳром,** м, а - ҷамъи ҳарам, пирамида, иншооти бузурги пирамидашакл, мақбараҳои азими фиръавиҳои Мисри Қадим (ҳазораҳои 18 то 3-и то милод).

**Аҳрор,** м, а - ҷ. ҳурр - озод; ҷавонмард, наҷиб; ҷавоби олиҳимматон (ҷавонмардон); ҷузъи дуюми лақаби сӯфӣ Хоҷа Аҳрори Валӣ, ки маънояш "сарвари наҷибон" мебошад; яке аз номҳои Оллоҳ.

**Аҳрор** (хон, ҷон - м) - аз Аҳрор ва п. м.

**Аҳрорбек,** м - аз Аҳрор ва Бек.

**Аҳрориддин = Аҳроруддин,** м - олиҳимматони дин; аз Аҳрор ва дин.

**Аҳрорқул,** м - аз Аҳрор ва қул.

**Аҳсан** (бахш, бибӣ, бону, дод - з; бахш, дод, - м), а - аз ҳама беҳтар, некӯтар, аълотар, авлотар.

**Аҳтам,** м - шакли вайроншудаи Адҳам.

**Аҳура** , з - мухаффафи Аҳуромаздо.

**Аҳура** (бону, духт, моҳ), з - аз Аҳура ва п. м.

**Аҷаб,** з, а - ҳайратовар, ҳайратангез, таааҷҷубовар, шигифт.

**Аҷаб** (азм, ақл, асл, бибӣ, бика, ганҷ, гул, дод, моҳ, ой, ораз, оро, тоб, файз, чеҳра - з; бек, бой - м) - аз Аҷаб ва п. м.

**Аҷам,** м, а - мардумони ғайри араб ва ғайри турк, яъне Эрони бостонро низ гӯянд. Ба мафҳуми аҷамӣ, яъне қавмҳои форсу тоҷик; мулк ва сарзамини форсу тоҷик; яке аз сазҳои машҳури мусиқии классикии "Шашмақом".

**Аҷам** (асл, афрӯз, аҳл, бибӣ, гул, ёд, ёр, зеб, зод, лутф, меҳр, намо, ноз, ном, овар, омӯз, ораз, орзу, оро, пож, роз, тоб, фазо, фурӯғ, хирад, ҷӯ - з) - аз Аҷам ва п. м.

**Аҷвад,** м, а - нектар, хубтар, беҳтар.

**Аҷдод,** а - ҷ. ҷад(д) - падари падар, бобо.

**Аҷдод** (азм, арҷ, асл, ато, бақо, бахш, беҳ, гуя, дон, дӯст, ёд, зеб, меҳр , хуш, ҷӯ) - аз Аҷдод ва п. м.

**Аҷзӣ,** м - нотавонӣ, сустӣ, дармондагӣ; лақаби Сайидаҳмадхоҷаи Сиддиқӣ (с. 1865, Самарқанд - с. 1926, ҳамон ҷо) шоир, тарҷумон ва омӯзгор (педагог) - и тоҷик, машҳур ба Аҷзии Самарқандӣ.

**Аҷиб,** м, а - ҳайратовар, ҳайратангез, таааҷҷубовар, шигифт.

**Аҷиб** (азм, ақл, арҷ, асл, атр, аҳд, бахт, бахш, бону, васф, ганҷ, гул, гуна, гоя, давр, дил, захк, зеҳн, зод, лафз, лутф, меҳр, ноз, ном, ханд, хуш, чеҳра) , з - аз Аҷиб ва п. м.

**Аҷиба,** з - муаннаси Аҷиб.

**Аҷмал,** з, а - ҷамилтар, хубтар, зеботар, некӯтар.

**Аҷоиб** (хон, шоҳ , м) - аҷибу ғариб; ниг. Аҷиб.

**Ашака,** з - ниг. Нилуфар.

**Ашир**, м, а - хеш, табор, аҳли хонавода; шӯи зан; ҳамсоя; хушҳол; даҳяк; номи писари Яъқуб (а.).

**Ашира,** з - қавм, қабила, гурӯҳ; ниг. Ашир.

**Ашира** (арҷ, асл, бахш, бон, бону, васф, воло, гуя, дода, дӯст, еб, ёд, зеб, зод, меҳр, намо, нигор, ноз, ном, овар, орзу, осо, пож, рамз, раста, рӯй, сон, тоб, файз, хох, хуш, чашм, чеҳра, ҷӯё, шод), з - аз Ашира ва п. м.

**Ашкалӣ,** м - ашки Алӣ.

**Ашкбӯс**, м - номи паҳлавоя дар "Шоҳнома"-и Фирдавсӣ

Далере, ки буд номи ӯ Ашкбӯс,
Ҳаме бархурӯшид бар сони кӯс.   Фирдавсӣ

**Ашоир,** м - ҷ. Ашира.

**Ашраф,** м, а - шарифтар, бузургтар; олиҳимматтарин; муборак.

**Ашраф** (бибӣ, бону, меҳр, моҳ, нек, нигор, нисо, ном, ово, ораз, оро, пок, рамз, рӯз, фазо), з - аз Ашраф ва п. м.

**Ашрафӣ,** м - мансуб ба Ашраф; воҳиди пул; сиккаи тиллоӣ дар Эрон.

**Ашрафуддин = Ашрафиддин,** м - олиҳимматтарин намояндаи мазҳаб.

**Ашроф,** м, а - ҷ. Шариф; бузургон, бузургворон, арҷмандон, наҷибон; ниг. Шариф.

**Ашроф** (асл, аҳд, бақо, беҳ, бону, гул, гуна, ғоя, дил, дода, дӯст, зеб, зода, лутф, меҳр, намо, оро, раста, роз, рӯй, тоб, фар, фурӯғ, хуш, ҷӯ), з - аз Ашроф ва п. м.

**Ашрофа,** з - шакли навозишии Ашроф.

**Ашу,** м - марди поктинат, ба маънои биҳиштӣ, ки муқобили дӯзахӣ мебошад.

**Ашу** (адл, азм, ақл, арҷ, асл, афзо, ахгар , ахтар, аҳд, бахт, беҳ, ванд, васф, ганҷ, гул, ғоя, дил, дин, дода, дӯст, ёд, ёр, зебо, зод, зода, ком, лафз, манд, меҳр, нек, ном, ово, ораз, оро, оташ, пок, рамз, рас, раҳш, рез, рӯҳ, соф, тоб, тобон, умр, фазо, файз, фар, физо, фурӯғ, хез, хирад, хоҳ, хуш, чеҳр, ҷабин, ҷӯ, шод), з - аз Ашу ва п. м.

**Ашӯр,** м, а - ниг. Ошур.

**Ашӯр** (алӣ, бек, бой, қул - м; бибӣ, гул, моҳ - з) - аз Ашӯр ва п. м.

**Ашӯра,** з - шакли навозишии Ашӯр.

**Ашҳар,** м, а - машҳуртар, ошкортар.

**Ашҳар** (абир, адл, ақл, андеш, бақо, беҳ, бибӣ, бону , васф, ваш, воло, ганҷ, гул, ғун, ғоя, дил, дон, дӯст, ёр, завқ, зеб, зеҳн, зода, иқбол, илм, лафз, лутф, манд, меҳр, намо, ном, хез, хирад, чеҳр, шод), з - аз Ашҳар ва п. м.

**Аъвон,** м, а - ҷ. авн; мададгорон, ёридиҳандагон.

**Аъдал,** м, а - одилтар.

**Аъёд,** м, а - ҷ. ид.

**Аъён** (ахтар, бахт), а - бузургон, ашроф, сардорон; мавҷудот; зотҳо, аслҳо.

**Аъёна** (азм, ақл, арҷ, асл, бахт, бахш, бон, бону, васф, ваш, гул, гуна, дил, дод, дода, дон, ёд, зеб, зеҳн, зод, зода, лутф, меҳр, моҳ, хирад, ҷӯ), з - аз Аъён ва п. м.; шакли навозишии Аъён.

**Аъзам** (дод, ҷон, шоҳ), м, а - азимтар, бузургтар, калонтар:

Гар азим аст аз фурӯтанҳо гуноҳ,
Аз бузургон афв кардан аъзам аст.   "Анвори Суҳайлӣ"

**Аълам,** м, а - олимтар, донотар; соҳиби яке аз рутбаҳои динӣ дар Бухорои асрҳои охир.

**Аълам** (дод, ҷон, шоҳ - м; бону, хон - з) - аз Аълам ва п. м.

**Аъламӣ,** м, а - доной, донишмандӣ; аълам будан.
**Аъламуддин,** м - сутуни дин; донотарини дин.
**Аъламхон,** м - хони донишманд.
**Аъло,** м, а - болотар, баландтар, баланд; маҷ. нафис, хубтар, беҳтар.
**Аъло** (дод, зод, поя, сифат, хон), з - аз Аъло ва п. м.
**Аълом** - ҷ. алам; бузургон, номварон, номдорон; байрақу нишонҳо; ниг. Алам.
**Аъраф,** м, а - орифтар, донотар.
**Аъроф,** а - маҳаллест, ки байни биҳишту дӯзах воқеъ будааст.
**Аъян,** а - калончашм; касе, ки сиёҳии чашмаш калон аст.
**Аъқал,** м, а - оқилтар, донотар, зиректар.
**Аюб** (бек, хон, хоҷа - м), а - тавбакунанда; шакли арабигаштаи Иов аз "Инҷил = Библия" ва "Таврот", китобҳои муқаддаси насрониён ва яҳудиён.

## Б

**Бабарг,** м - дуруст, басомон, басаришта:

Сипоҳе, ки кораш набошад бабарг,
Чаро дил ниҳад рӯзи ҳайҷо* ба марг? Саъдӣ

*ҳайҷо, а - ҷанг, ҳарб, разм, набард.

**Бабарга,** з - шакли навозишии Бабарг.
**Бабр,** м - ҳайвони даррандаи ваҳшӣ, ки ба паланг шабоҳат дорад.
**Бабрак = Баврак,** м - шакли навозишонаи Бабр, Бабрча; ниг. Бабр.
**Бавотин,** м - ҷ. ботин; ниг. Ботин.
**Бавоҷиб,** м - ба қадри даркорӣ, сазовор, лоиқ.
**Бағдод** - номи шаҳр, ки ҳоло пойтахти Ироқ мебошад.
**Бадавлат,** м - сарватманд, бой, ғанӣ.
**Бадал** - чизи ивазшаванда ба ҷои чизи дигар; иваз, ҷонишин; ҳамарзиш, ҳамқадр, ҳамбаҳо, баробар.
**Бадал** (бек, бой, боқӣ, хон, ҷон - м; бибӣ, моҳ, ой, хон, ҷон - з) - аз Бадал ва п. м.
**Бадалмурод,** м - аз Бадал ва Мурод.
**Бадахш,** м - лаъл; ниг. Бадахшон.
**Бадахшон,** м - кинояи аз лаъл: бадахшони тобдор - лаъли бисёр хушранг, лаъли хушоб, лаъли бадахшон - навъи аълои лаълест, ки аз кӯҳистони Бадахшон ба даст меоранд.
**Бадеа** (гул, нисо), з, а - ниг. Бадеъ.
**Бадеия,** з - шакли навозишонаи Бадеъ.
**Бадеуззамон,** м - аз Бадеъ ва Замон.
**Бадеулҷамол,** з - бағоят хушрӯ, ниҳоят ҷамил ва зебочеҳра, соҳиби ҳусни баланд.
**Бадеъ,** м, а - аҷиб, ғариб, камёб, беназир, бемисл; нав, ҷадид, тоза.

**Бадеъсухан,** м - ниг. Суханвар; аз Бадеъ ва Сухан.

**Бадеха,** з,а - сухани ҳозирҷавобонаи шавқангезе, ки иттифоқан ва якбора гуфта мешавад; фикри нобаҳонии тақитабъона; шеъре, ки бе тайёрии махсус гуфта мешавад.

**Бадеҳӣ,** з, а - худ ба худ зоҳир ва ҳувайдо шудан; табиӣ; равшан, пайдо, возеҳ ва муайян; зарурӣ - аз нуқтаи назари ақл ва мантиқ.

**Бадил,** а - иваз, бадал:

Бадили дӯстон гиранду ёрон,
Вале - ин шоҳиди мо бебадил аст. Саъдӣ

**Бадоат,** з,а - навӣ, наварӣ; он чӣ нав пайдо шудааст ва ҳайратовар аст, аҷибӣ.

**Бадоат** (аён, азм, асл, бахт, бахш, бону, ваш, ганҷ, гул, гоя, дӯст, ёр, завқ, зеҳн, лафз, лутф, меҳр, моҳ, ноз), з - аз Бидоат ва п. м.

**Бадр,** м, а - моҳи пурра, моҳи дуҳафта:

Бадри тамом будаму дардо, ки чун ҳилол,
Бигзашт аз ҷафои ту умрам ба костан. Шоҳин

**Бадри** (нисо, ҷамол), з - аз Бадр ва п. м.

**Бадрия,** з - Моҳрӯ, моҳлиқо; ниг. Бадрӣ.

**Бадрӣ,** м - ниг. Бадр .

**Бадриддин = Бадруддин,** м - Офтоби дин, моҳи пурраи мазҳаб (дин); ниг. Бадр.

**Бадрмуҳаммад,** м - аз Бадр ва Муҳаммад; Қозихони Деҳлавӣ, мулаққаб ба Дҳорвол, шоир ва луғатнависи асри XV - и форсу тоҷик.

**Бадром = Бидром,** м - ороста, бо зебу зинат; хуррам, дилкушо; саркаш, нофармон, якрав

**Бадруддуҷо,** а - моҳи пурраи шаби торик; киноя аз маҳбуба.

**Бадруллоҳ,** м - моҳи пурраи Оллоҳ; Офтоби Оллоҳ.

**Бадруннисо,** з - моҳи пурраи занон; Офтоби занҳо.

**Баёд** (ҷон), м - бахотир, дорои хотира ва ҳофиза ва андеша; аслаш Баёт аст.

**Баёз,** а - сафедӣ (кайфияти ранги сафед); номи навъе аз 16 шакли рамл (рамл навъе аз фол, ки ба рӯи рег ё хок нуқтаҳо монда, онҳоро бо хатҳо пайваста, баъд таркиби ин хатҳоро аз рӯи китоби махсус маънидод мекардаанд); фолбинӣ, пешгӯӣ;

- баёзи рӯз - рӯшноии рӯз; баёзи субҳ - огози равшании рӯз, сафедадами саҳаргоҳон; баёзи хур (хуршед) - равшанӣ, дурахш ва рӯшаншавии Офтоб; нур аз тобиши Хуршед.
- маҷмӯаи ашъори мунтахаби адиб, ки аз тарафи дӯстдорони адабиёт гирдоварӣ карда мешавад; дафтари кисагӣ; китобчаи дуоҳо.
- маҷ. покизагӣ.

**Баёзгул,** з - гули сафед.

**Баёзиддин,** м - рӯшноии дин, равшанӣ ва дурахши дин.

**Баён,** м - зоҳир кардани чизе, кушода гуфтан, гуфтани он чӣ дар дил аст,

изҳор; сухани фасеҳ, ифодаи равшан:

Дарси ишқатро баёни дигар аст,
Ин мударрисро забони дигар аст. Махфӣ
Изҳори чунин, чунон чӣ ҳоҷат.
Он ҷо ки аён, баён чӣ ҳоҷат. Шоҳин

**Баён** (бек, гар, меҳр), м - аз Баён ва п. м.

**Баёт,** м - яке аз шуъбаҳои мақомҳои "Кӯчак"-и "Чормақом" ва "Наво"-и "Шашмақом";
- дар туркӣ номи тоифа ва ё қавмест аз туркҳо;
- ба арабӣ ба маънои шабонгоҳ, шабгузаронӣ ва нони шабина ояд.

**Базл,** м, а - бахшиш, инъом, эҳсони бедареғ:

Аз бузургон шунидам бисёр,
Сабри дарвеш беҳ, ки базли ғанӣ. Саъдӣ

**Базлиддин = Базлуддин,** м - инъоми дин, бахшиши дин.

**Базмгар,** м - ташкилкунандаи базм, тайёркунандаи базм; базмкунанда;
маҷ. шод, хурсанд, хушҳол.

**Базмия,** з - шакли навозишонаи базм

**Базморо(й)** - оройишдиҳандаи базм, он кӣ базмро метафсонад; хушрӯй, зеби базм.

**Базмсоз,** м -ниг. Базмгар

**Байзо,** м, а - сафед(ӣ), соф(ӣ), равшан(ӣ); офтоб :

Гоҳ аз оташи дил нур ба зулмат бахшам,
Гоҳ аз зулфи сияҳ партави байзо гирам. Махфӣ

- зани сафедпӯст;

**Байзо** (асл, бону, гул, нисо, тоб, хон, ҷон), з - аз Байзо ва п. м.

**Байрақ,** м, т - алам, парчам; рамзи синф, миллат, ягонагии ҳарбӣ, ҳизбӣ, динӣ ва ҷамъияту созмонҳои гуногун:

Ба ҳикмате, ки халал андар ӯ наёбад роҳ,
Зи меҳру моҳ кушодаш он миён байрақ. Анварӣ

**Байрам** (гул - з), м, т - ид, ҷашн, сур, тӯй:

Рӯзи наврӯз - байрам аст имрӯз,
Дили аҳбоб беғам аст имрӯз. Аз "Таърихи Фаришта".

**Байт,** м - хона, хонаи истиқоматӣ; ду мисраи бо ҳам алоқаманди шеър.

**Байтуллоҳ,** м, а - хонаи Худои таоло; хонаи Каъба дар Макка.
- маҷ. устуворӣ, пойдорӣ, сабот; поядагӣ; субот.

**Бакр,** м, а - шутурча.

**Бакралӣ,** м - шутурчаи Алӣ.

**Бақо,** м, а - абадият, ҷовидӣ; бардавомӣ; ҳастӣ, мавҷудият; ҳаёти беинтиҳо:

Касе худ бе сухан чун зинда монад,
Дар иқлими бақо поянда монад. Ҳилолӣ

**Бақо** (асл, аҳд, бахш, ваш, ганҷ, гул, гоя, дил, дод, дон, дор, ёд, ёр, завқ, зеҳн, зӣ, зод, зода, ком, лутф, манд, маҳ, меҳр, оро, рамз, рӯй, ҷон, шод), м - аз Бақо ва п. м.

**Бала** (бек, чон - м), т - фарзанд.

**Балад,** м - рохбар, пешво; шинос; шахр, деха.

**Баланд** (асл, ахтар, бахт, бону, гоя, зеб, икбол, кад, комат, ово, ораз, поя, чӯ - з; асл, бахт, икбол, химмат - м) - аз баланд ва п. м.

**Балеғ = Балиғ,** м, а - расо, пурра, комил, мукаммал, фасех; мустахкам, сахт, устувор, кувватнок.

**Балеға,** з - шакли навозишии Балеғ.

**Балила,** з, ю-а - донаи чаямонанди зардранги монанд ба ҳалила (ниг. Ҳалила), ки пӯсти он дар тиб ба кор меравад. Дарахти балила дар Хиндустон мерӯяд:

Он ҳалила, он балила кӯфтан,

З-он талаф карданд маъмури тан ... Румӣ

**Балоғат,** з, а - расидагӣ, расидан ба ҳадди булуғ; сухангӯӣ ва суханпардозӣ бо мазмунҳои дақиқу баланд ва писандида; камоли суханварӣ; зебу орои сухан: Балоғат дар сухан доной, чӣ бошад, -

Қаломи андаку маънии бисёр. Аз "Ҳористон"

**Балх** - номи шахр ва вилоят дар Афғонистон.

**Балхиёр,** м - ниг. Шаҳриёр.

**Балхия,** з - ниг. Балх.

**Балъам,** м - номи яке аз уламои Бани Йсроил. Ривояте ҳаст, ки мувофики он Балъам Мӯсо пайғамбарро дуои бад мекунад ва он кас дар натича чил сол дар биёбон саргардон мемонанд;

- Касе, ки ғизоро ба тунди бихӯрад.

**Балъамӣ,** м - мансуб ба Балъам; ниг. Абулфазл.

**Бамеҳр,** м, з - меҳрубон, бомуҳаббат.

**Банасиб = Бонасиб,** м - ниг. Насиб.

**Банасиба = Бонасиба,** з - ниг. Насиб.

**Банафш = Бунафш = Бинафш,** м - нилгун, кабудранг.

**Банафша,** з - ниг. Бунафша.

**Банда,** м - абд, барда, ғулом; фармонбардор; камина, ман (аз рӯи хоксорӣ):

Бувад маълуми ҳар озоду банда,

Ки нодон мурдаву доност зинда. Ҷомӣ

**Банда** (алишох, алӣ, шоҳ), м - аз банда ва п. м.

**Баодоб,** м - бо хулки нек ва писандида; ниг. Адаб.

**Баор** - бо ору номус; бо нанг, бо шарм, бо ҳаё.

**Барак,** м - порчаи ғафс, ки дар Хуросон аз пашми шутур мебофтанд. Ҳамчунон ситораи Суҳайлро низ гӯянд, ки онро парек низ гуфтаанд. Ва парак маънои тоҷро низ дорад.

**Барака** - ниг. Баракат.

**Баракат,** з - афзоиш, фаровонӣ; хубӣ, некӣ; некбахтӣ; икбол, саодат; шарофат:

Неъмат, гӯянд, айни баракат аст,

Вале баракат дар ҳаракат аст.

**Баракатуллоҳ,** м - аз Баракат ва Оллоҳ.
**Барангез,** з - ба ҳаяҷон оваранда, ангезонанда.
**Баранда** - роҳбар, раҳнамо; киноя аз Худои таоло.
**Барафроз,** м - баландкунанда, фарозкунанда.
**Барафрӯз** - равшансоз, равшан кардан.
**Бараҳман,** м, х - ҳаким ва донишманд; пир ва муршиди бутпарастон; асилзода ва наҷиби ҳиндувон.
**Барбаст,** м - ба ҳам бастан, пайвастан, банд кардан.
**Барбат,** ю-а - асбоби қадимии удмонанди мусиқӣ, ки ҳашт тор дорад.
**Баргина** (бону), з - ниг. Баргӣ.
**Баргистон,** м, з - бӯстон, боғ:

Наргиси чашми бутон раҳ мезанад,
Оби он наргис зи баргистони кист? Шамси Табрезӣ

**Баргия,** з - шакли навозишонаи Баргӣ.
**Баргӣ** (гул, моҳ, нисо - з) - мансуб ба барг - узви ғизогирӣ аз ҳаво ва мубодилаи бухор дар растаниҳо ба шакли саҳфаи сабзи тунук;
- вароқаи гул;
- киноя аз лаби ёр ва рӯи маъшуқа;
- ҳосил, самар; захираи роҳ, тӯшаи роҳ;
- соз, сомон, асбоб; лавозим;
- қувват, тоб, тавоноӣ, тоқат; қасд, ният.

**Барзин,** м - бошукӯҳ; оташ; номи оташкадае будааст, ки Озарбарзин низ мегӯянд:

Шаби тор ҷӯяндаи кин манам,
Ҳамон оташи тези Барзин манам. Фирдавсӣ

- номи чандин қаҳрамон дар "Шоҳнома"- и Фирдавсӣ.
- номи яке аз сарлашкарони Анӯшервони Одил.

**Барзин** (дод, ром, суд, фар, хуш, шоҳ), м - аз Барзин ва п. м.
**Барзинмеҳр,** м - Хуршеди бошукӯҳ; номи яке аз қаҳрамонони "Шоҳнома"
**Барзуй = Барзуя = Барзу,** з - баланд, олӣ; яке аз қаҳрамонони"Шоҳнома"- и Фирдавсӣ, писари Сӯҳроб, набераи Рустам; номи табиби шахсии Анӯшервони Одил, ки китоби Калила ва Димнаро аз Ҳинд ба Эрон овард ва ба забони паҳлавӣ тарҷима кард.
**Барзу** (ман, меҳр, нат, хуш, ҷон), м - аз Барзу ва п. м.
**Барид,** м, а - қосид, пайк, номарасон, номабар:

Нишони ёри сафаркарда аз кӣ пурсам боз,
Ки ҳар чӣ гуфт бариди сабо, парешон гуфт. Ҳофиз

- ба маънои имрӯза - почта.

**Баридхуш,** м - хабари хуш оваранда; қосиди хушхабар.
**Баризӣ,** м - бонасиб, комрон, комгор, хушзист; саодатманд.
**Барик,** з - дурахшон, тобон:

Захми тиру сангҳои манҷаниқ
Теғаҳо баркард чун барқи барик. Румӣ

**Барин** - баланд, боло; болотарин, баландтарин; олитарин:

Бад-ин дам шургуҳар рӯи замин аст.

Бад-ин дам тозатар чархи барин аст. Бадрии Кашмирӣ

- фирдавси барин - киноя аз биҳишт

- монанди ..., мисли ...:

То ниқоб аз чеҳра андози чу гул, дар пои ту,

Мекунам фарёд ҳар шаб то саҳар булбул барин. Шоҳин

**Барина** (асл, бахт, бахш, бону, гул, гун), з - аз шакли навозишии Барин ва п. м.

**Барият,** а - халқ, мардум; махлуқ.

**Баркамол,** м - ниг. Камол.

**Барқ** (нигоҳ, осо, рав, ҷавлон), з - аз Барқ ва п . м.

**Барқвор,** м - ба мисли барқ; чусту чолок; пурҳаракат; зудкор.

**Барқия** (бону, моҳ), з, а - мансуб ба барқ; маҷ. равшанӣ, дурахш, нур, шуоъ

**Бармак,** м - раиси маъбади буддоии Навбаҳори Балх, ки Баромика (Бармакиён) аз авлоди ӯ будаанд. ниг. Бармакӣ.

**Бармак** (дод, дода, зод, зода, иён, он), м - аз Бармак ва п. м.

**Бармакӣ,** м - авлоди Ҷаъфари Бармакӣ, ки аз Балх буданд ва дар замони хилофоти Аббосиён аксари онҳо вазифаи вазириро ба ӯҳда доштанд.

- маҷ. сахӣ, наҷиб; шуҷоъ, далер.

**Барнигор,** з - нигоранда; нависанда; наққош.

**Барно** - ҷавон, навҷавон; зебо, хушрӯй.

**Барно** (асл, бахт, бахш, бегим, бибӣ, бону, гул, дод, духт, зод, зода, меҳр, хон, ҷон - з; бек, дод, зод, зода, ҷон, шоҳ - м) - аз Барно ва п. м.

**Барнодил,** м - рӯҳан ҷавон.

Таъсир набахшад ҳарфи ҷонхарош,

Бар дили нарму мағзи накӯпош.

Ту, эй барнодил, далелс биёр,

В-ин бори гарон аз дилам барор.

Бигӯ кӣ дидаст дар оби равон,

Паи захмеро зи теғи давон. Я. Шукрӣ

**Бароат,** а - ворастагӣ; покӣ, тозагӣ, бегуноҳӣ, беайбӣ; кордонӣ, устодӣ, маҳорат, фазилат; бартарии камолу ҷамол; маншур, иҷозат(нома).

**Бароат** (бону, гул, моҳ, хуш), з - аз Бароат ва п. м.

**Бароатхон,** з - хони поку кордон; хони ворастa.

**Бародар,** м - писарони як падару модар нисбат ба ҳамдигар; додар, ака, ука.

**Бароё,** з, а - ҷ. Бария.

**Бароз** - аслан барозо аст; зебоӣ, оростагӣ, зинат ва некӯӣ; барозидан.

**Бароз** (анда, ванд, мон, од, он - м; анда, духт - з) - аз Бароз ва п. м.

**Барозо** - ниг. Бароз.

**Барор,** м - муваффақият; омад.

**Баророста,** з - ниг. Ороста.

**Барот** - хати озодӣ ва бахшоиш, ҳуҷҷати афви гуноҳ:

Баҳри озодиям барот навис,
В-аз хатоҳо хати наҷот навис. Ҷомӣ

- равшан, пурнур, тобон, мунаввар, ҷилодор; соф, шаффоф, зулол;
- маҷ. хурсандиовар, дурахшон; нек, некӯ, озода, наҷиб.

**Барот** (алӣ, бек, бой, ҷон - м; бегим, бибӣ, бону, гул, моҳ, ой, ҷон, хон - з)- аз Барот ва п. м.

**Бароҳат** (бону, нисо), з - ниг. Роҳат

**Баррок**, м, а - дурахшон, тобон; тобдор, рахшон.

**Баррока**, з - ниг. Баррок.

**Баруманд**, м - ниг. Барӯманд.

**Барфак** - барф, барфча; маҷ. сафед; дар рӯзи боридани барф таваллудшуда.

**Барфия** (бону, моҳ), з - аз Барфия ва п. м.; шакли навозишонаи Барфӣ.

**Барфӣ** (гул, моҳ, нисо, хон - з) - мансуб ба барф; ниг. Барфак.

**Бархиё**, м - номи падари Осаф - вазири Сулаймон пайғамбар (а).

**Барчин** (бону, гул, моҳ), з - баргузида, яккачин; аз Барчин ва п. м.

**Баршед** - мевая Хуршед.

**Барӯ**, з - шакли дигари Абрӯ.

**Барӯманд = Баруманд**, м - самарадор, бордор, самарабахш, боровар, серҳосил;

- маҷ. баҳраманд, хушбахт, бархурдор, саодатманд; сарватманд;
- хушбахт, бахтиёр, комёб:

**Бас**, з - бисёр, хеле, зиёд; басанда, кифоя; фақат, танҳо; яке аз ҳуруфи ташбеҳ (ба маънои монанди ...).

**Бас** (бибӣ, бону, гул, моҳ - з) - аз Басак ва п. м.

**Басабр** - ниг. Сабур.

**Басак**, м - басанда, кифоя, айнан - бас, кофӣ.

- гиёҳи давоӣ ба номи иклилулмалик ё тоҷималик.

**Басанд** (а, бону, гул) - ниг. Басак.

**Басар** (гул - з), м, а - биноӣ, қувваи босира; чашм, дида:

Саводи хаташ пеши аҳли назар,
Зиёбахши чашм асту кӯҳли басар. Садри Зиё

**Басаруддин**, м - чашми дин.

**Басим** - табассумкунанда.

**Басима**, з - шакли навозишии Басим.

**Басир**, м, а - бинанда, бино; бино ва доно; маҷ. хабардор, огоҳ; яке аз номҳои Оллоҳ таоло.

**Басира = Басират**, з, а - биноӣ, биниш, фаҳми яқин, дидаи ботин; хушёрӣ, зиракӣ, дурандешӣ, доноӣ.

**Басират** - биноии дил, доноӣ ва зиракӣ; ниг. Басорат.

**Басит**, м, а - фарох, васеъ, паҳновар; азим, калон; содда, ғайри мураккаб - ҳар чиз, ки ҷузви он мушобеҳи кулли он бошад, (сифати тилло, нуқра;

ашёҳои ғайри таркибӣ, доруҳои ғайри таркибӣ, гиёҳҳои тиббӣ ва м. ин):
"Ҷисм чун мавҷуд бувад ё ҷисме бувад, ки як гуна ва як табъ дорад ва онро басит хонанд". Ибни Сино;
- яке аз номҳои муборакӣ Оллоҳ таоло.

**Басита** (бону, гул), з - аз шакли навозишии Басит ва п. м.

**Басо** - аз басе - бисёр:

Басо кас, ки рӯз оятн сулҳ хонд,
Чу шаб шуд, сипаҳ бар сари хуфта ронд. Саъдӣ

**Басоат,** з - хушбахт; ниг. Басоит.

**Басоит** - ҷ. Басит; як навъ гиёҳи табобатӣ

**Басоқ** - тоҷе, ки аз гул сохта ба сар мениҳанд; тоҷи гул, гулдастаи доирашакл.

**Басолат,** а - далерӣ, ҷасорат, шуҷоат, диловарӣ, паҳлавонӣ.

**Басомон,** з - ниг. Сомон.

**Басорат** (бегим, бибӣ, бону, гул, моҳ, ой-з) - дурандешӣ, зиракӣ; хушбинӣ; биноии чашм; ниг. Басират.

**Бассом** - ханддон, шукуфта.

**Басра = Басрат,** м, а - санги сафед; номи шаҳрест дар Ироқ; араб санги сафедро басра хонанд ва он Басра заминe буд дар лаби Даҷла ва саҳрое буд пур аз санги сафед. Аз "Таърихи Табарӣ"

**Басра** (бибӣ, бону, гул), з - аз Басра ва п. м.

**Басруддин,** м - шакли сабукшуда (мухаффаф) - и Басаруддин; ниг. Басаруддин

**Бастагул,** з - гулдаста.

**Батал,** м, а - шуҷоъ, далер, диловар, паҳлавон, қаҳрамон.

**Батӯл** - касе, ки аз дунё бурида ва ба худо пайваста, касе, ки аз издивоҷ худдорӣ кунад, порсо, покдоман; лақаби ҳазрати Фотима - духтари ҳазрати Расули Акрам (с.а.с) ва лақаби Марям - модари Исо (а); завҷаи ҳазрати Алӣ (р)

**Бахирад** - хирадманд, доно.

**Бахмал** (бибӣ, бону, гул, моҳ, осо), з - ниг. Махмал

**Бахмалӣ** - ниг. Махмалӣ.

**Бахмир,** м - номи чашмаҳои гарм ва сарди маъданӣ дар Помири Шарқӣ.

**Бахосият,** з - ниг. Хосият.

**Бахт,** м - насиба, баҳра, қисмат, иқбол, саодат, толеъ; мафҳуми ахлоқиест, ки эҳсоси фаровонии ҳаёт, комилан қаноатманд будан аз фаъолияти худ ва натиҷаҳои он, амалӣ гаштани мақсаду мароми шахсро мефаҳмонад. Инсон танҳо тавассути камолоти ахлоқӣ, такомули ақл ва хислатҳои наҷиб - адлу инсоф, иффату ҳикмат, шуҷоату эътидол соҳибхахт мешавад.

**Бахт** (алӣ, ак, афрӯз, бахш, давлат, дор, зод, олмой, омӯз, оншоҳ, офар, офарид, офарин, уллоҳ, ҷон, ҷунбон, ҷӯ, шопур, шоҳ, эзид, язид), м - аз Бахт ва п. м.

**Бахт** (авҷ, афзо, афзун, афрӯз, бахш, давлат, овар, ово, озар, озмо, омӯз, оро, офар, пок, пош, соф, тобон, фазо, фар, физо, фузун, фурӯғ, хаид, хез, хоҳ, хуб, хуш, чаман, ҷӯ, ҷӯе, шед, шод), з - аз Бахт ва п. м.

**Бахтвар,** м- соҳиби бахт, бахтиёр:

Ҷавонони шоистаи бахтвар,
Зи гуфтори пирон напечанд сар. Саъдӣ

**Бахти** (азим, мурод, нур, шод) м - аз Бахт ва п. м.

**Бахтиёр,** м - хушбахт, саодатманд, хуштолеъ; некбахт, соҳиби бахт, бахтдор.

**Бахтиёрбону,** з - бонуи бахтовар.

**Бахтия,** з - шакли навозишомезонаи Бахтӣ; ниг. Бахтӣ.

**Бахтӣ** (бегим, бону, бибӣ, гул, моҳ, нисо - з; бек, шоҳ, хон, ҷон - м) - мансуб ба бахт.

**Бахтовар,** м - он кӣ бахту толеи нек оварад; хушбахт:

Ҳунарҳо зи бахти бад оҳу бувад.
Зи бахтоварон зишт некӯ бувад. Абӯшакури Балхӣ

**Бахтоваршоҳ,** м - аз Бахтовар ва Шоҳ.

**Бахтуллоҳ,** м - аз Бахт ва Оллоҳ.

**Бахтҷамол,** з - аз Бахт ва Ҷамол.

**Бахуд,** м - аз худ бохабар, бошуур, боҳуш.

**Бахур** - хушбӯ, бӯи хуш, ки аз сӯхтани баъзе маводҳо (уд, лубон ва г.) ҳосил мешавад; атриёти сӯхтанӣ.

**Бахш,** м - ато, инъом, ҳадья, тӯҳфа, бахшиш; истеъдод, ҳунар, қобилият; ҳисса ва насиб.

**Бахш** (офар, офарин, оянда), м - аз Бахш ва п. м.

**Бахшанда** (адл, азм, акл, арҷ, асл, атр, ахгар, ахтар, бахт, ганҷ, гул, завқ, лутф, меҳр, ноз, ном, файз), з - аз Бахшанда ва п. м.

**Бахшӣ,** м - ноиб, назоратчӣ, донишманди буддоӣ; табиб, дуохон; мансабдори низомӣ; мансуб ба Бахш.

**Бахшоянда,** з - атокунанда, инъомкунанда, тараҳҳумкунанда; ниг. Бахш.

**Бахшулло,** м - атои худо, инъоми худо.

**Баҳил** - ниг. Биҳил

**Баҳиммат** - ниг. Ҳиммат.

**Баҳлул,** м - гӯл, масхарабоз; қаҳрамони латифаю ҳикояҳои халқии форсу тоҷик мисли Талхак, Хоҷа Насриддин, Афандӣ ва г. Ниг. Буҳлул.

**Баҳман,** м - моҳи ёздаҳӯми соли шамсӣ, ки ба 22 январ - 20 феврал рост меояд;

- номи гиёҳест пурхор ва дорои баргҳои бурида, ки дар кӯҳҳо мерӯяд ва бехи он шабеҳи зардак (сабзӣ) аст ва онро беҳманин ва беҳманон низ гуфтаанд;
- номи гуле, ки дар моҳи баҳман мешукуфад;
- номи подшоҳи Эрони қадим, ки писари Исфандиёр будааст;

Қадаҳ ба шарти адаб гир, з-он ки таркибаш,
Зи косаи сари Ҷамшеду Баҳман асту Қубод. Ҳофиз

- номи фаришта Ваҳуман ҳомии ҳайвонот ва олоти деҳқонӣ, ки онро эрониёни қадим рӯҳи нек медонистанд;
- номи фаришта ё якс аз Амшоспандон дар кеш (мазҳаб)-и зардуштӣ; ниг. Амшоспанд.
- фикру андешаи нек, хаёли нек, нияти хуб; неksиришт; покваҷдон, софдил.
- номи рӯзи дуввум аз ҳар моҳи шамсӣ;
- тӯдаи барфро мегӯянд, ки дар асари вазиши бод дар болои кӯҳ ҷамъ мешавад ва ногаҳон сарозер мегардад ва ҳар чи дар роҳаш бошад вайрон ва нобуд мекунад. Як қисми дигари он, ки баҳмани гардӣ номида мешавад иборат аз зарраҳои фаровони барф ба ҳолати ғубор, ки ба воситаи вазиши бод ба шакли гирдбод дар меояд ва гоҳе талафоти зиёд ворид мекунад.

**Баҳман** (дод, рӯз. хуш, чеҳр, шоҳ - м; гул, моҳ - з) - аз Баҳман ва п. м.

**Баҳманёр,** м - аз Баҳман ва ёр; тӯҳфаи Баҳман; Баҳманёр Абулҳасан ибни Марзбон (ваф. с. 1065), машҳур ба Киёраис, файласуф, шогирди Ибни Сино

**Баҳо** - қимат, арзиш: Ту бо шаҳриёр ошноӣ макун,
Харанда надорӣ, баҳое макун. Фирдавсӣ

- равнақ, нашъу намо; дурахш; зебоӣ:

Духтаре дорад шаҳи Чин бемисол,
Дар баҳову дар камолу дар ҷамол. Румӣ

**Баҳоваддин = Баҳоуддин,** м, а - дурахш (ҳашамат)-и дин; равнақи дин; шукӯҳи дин, нашъу намои дин.

**Баҳовар** - соҳиби қимат; баарзиш; ниг. Баҳогир.

**Баҳогир,** м - қиматбаҳо, гаронбаҳо:

Ниҳоданд Баҳромро тахти оҷ,
Ба сар барниҳода баҳогир тоҷ. Фирдавсӣ

**Баҳодур** (бек, хон, хоҷа, хӯҷа, шоҳ, ҷон), м - шуҷоъ, далер, ҷасур; паҳлавон; мадри майдон (аслан - худомонанд, соҳиб).

**Баҳонур** - дурахши нур; ниг. Баҳо ва Нур.

**Баҳор** - фасле аз чор фасли сол; фасли гулшукуфӣ; гули ҳар дарахт, махсусан гули дарахти норинҷ:

Гули сурх чинад, баҳори сафед,
Гаҳе лаъл бинад, гаҳе мушкбед. Низомӣ

- бутхона, буткада:

Баҳоре кӯҳан буду чинӣ-нигор,
Басе хуштар аз боғ дар навбаҳор. Низомӣ

- оташкада, ибодатхонаи зардуштиён :

Ба Балх омаду оташи Зардухушт,
Ба тӯфони шамшери хунноб кушт.
Баҳори дилафрӯз дар Балх буд,
К-аз ӯ тоза гулро даҳан талх буд. Низомӣ

- мач. ҷавонӣ.

**Баҳор** (афшон, алӣ, бахш, дод, дода, дӯст, зод, иддин, овар, оғӯш, офарин, уллоҳ - м; афшон, бахш, бегим, бону, гул, дода, зеб, зода, моҳ, ой, оро, осо, хон - з) - аз Баҳор ва п. м.

**Баҳориддин = Баҳоруддин,** м - аз Баҳор ва дин.

**Баҳория,** з - шакли навозишомезонаи Баҳорӣ.

**Баҳорӣ,** м, - мансуб ба фасли баҳор; тозаву тар, ботароват.

**Баҳоуддин** - ниг. Баҳоваддин.

**Баҳоулло,** м, а - нури Худо.

**Баҳр,** м, а - дарёи азими шӯр ҳамчун баҳри Хазар (Каспий), баҳри Аҳмар (Сурх), баҳри Миёназамин ва ғ;

- баҳра, насиб; суд, фоида:

Дарего, ки рафтам ба торочи даҳр,
Зи дидори ӯ ҳеҷ нагрифта баҳр. Ҷомӣ

- дар арӯз гурӯҳи вазнҳои шеър, ки тахти як номи умумӣ меоянд.

**Баҳра** - қисм, ҳисса, бахш; саҳм; насиб, сарнавишт, толеъ:

Он баҳра зи ину ин аз он ёфт,
Дар як нафас он ду мурда ҷон ёфт. Фирдавсӣ

- ҳосил, маҳсул, мева, ...

**Баҳра** (бар, гир, дон, дор, ёб - м; бар, бахш, вар, гул, ёб, ман - з) - аз Баҳра ва п. м.

**Баҳрабахш** - бахшандаи толеу сарнавишт, аз Баҳра ва Бахш; мач. Офаридгор.

**Баҳравар,** м, з - саҳмдор, ҳиссадор, баҳраманд:

Зи ҳар некӯӣ баҳравар будиё,
Ҷунон к-аз дилам занг бизҷудиё. Фирдавсӣ

- батолеъ, бахтиёр:

Аз он баҳравартар дар офоқ кист,
Ки дар мулкронӣ ба инсоф зист? Саъдӣ

**Баҳраманд,** м - ниг. Баҳравар.

**Баҳрдаст,** м- карим, сахӣ, ҷавонмард.

**Баҳриддин,** м, а - дурахши дин; дар шӯҳрати дин хизматкарда.

**Баҳриёр,** м - аз Баҳр ва Ёр.

**Баҳриннисо = Баҳруннисо**, з, а - аз Баҳр ва Нисо. Дарёбону.

**Баҳрия,** з - шакли навозишонаи Баҳрӣ.

**Баҳрӣ** (гул, дил, ина, нисо, ой, хон - з;) - мансуб ба Баҳр; аз Баҳрӣ ва п. м.

**Баҳрнавард,** м - дарёгард, фаттоҳи баҳрҳо.

**Баҳром** - яке аз номҳои сайёраи Миррих.
- номи рӯзи бистуми ҳар моҳи шамсӣ;
- номи шаҳре аз шаҳрҳои қадими Эронзамин;
- ғалабаовар, бофатҳу зафар(манд), музаффарона, фотеҳона; пирӯз;
- яке аз шоҳони сулолаи сосонӣ - **Баҳроми Гӯр**;
- номи яке аз қаҳрамонони "Шоҳномаи" Фирдавсӣ;
- номи яке аз фариштаҳо;
- мач, шамшер, тег.

**Баҳром** (алӣ, бек, иён, хон, ҷон, шоҳ, қул - м; бегим, бибӣ, гул, миён, ин, хон - з) - аз Баҳром ва п. м.

**Баҳрпаймо,** м - ниг. Баҳрнавард.

**Баҳрулло(ҳ),** м - Дарёхудо; аз Барҳ ва Оллоҳ.

**Бача** (бек, ҷон - м) - фарзанд; писар.

**Бачамард,** м - ҷавонмард, далер.

**Башар,** м, а - одам, инсон; мардум, одамизод.

**Башар** (алӣ, бин, дон, дӯст, шоҳ), м - аз Башар ва п. м.

**Башир,** а - башоратдиҳанда, муждаовар, муждарасон; қосиди хабари хуш оваранда; яке аз номҳои муборaки Оллоҳ таоло.

**Башир** (хон, хоҷа, хуш, хӯҷа - м) - аз Башир ва п. м.

**Башира,** з - шакли навозишии Башир.

**Башк,** з - ишва, ғамза, ноз, карашма:

Карашмае куну башке бизан, чӣ бошад агар
Ба гӯшаи лаби ҳамчун шакар фурӯ хандӣ. Низорӣ

- шабнам: Аз насими риёзи давлати ту,
Бар рухи гул дури симин шуда башк. Хисравонӣ

**Башн,** з- қад, қомат, боло: Агар сарве ба болои ту бошад,
На чун башни дилорои ту бошад. Саъдӣ

**Башора,** з, а - ниг. Башорат.

**Башорат,** з, а - мужда, хабари хуш:

Ҳубони порсигӯ бахшандагони умранд,
Соқӣ, бидеҳ башорат пирони порсоро. Ҳофиз

**Башорат** (бону, гул), з - аз Башорат ва п. м.

**Башораткарим,** м - хабар (мужда, паём)-и хуш аз Карим.

**Башоратхусайн,** м, - хабар (мужда, паём)-и хуш аз имом Ҳусайн (р).

**Башорхон** - аз Башорат ва Хон.

**Башошат,** а - хушӣ, шодӣ, хурсандӣ, шодрӯӣ, кушодарӯӣ: "Чун ин сухан бишунид, асари башошат дар чеҳраи ӯ зоҳир шуд". Авфӣ

**Башшор,** м - башоратдиҳанда;
- номи Башшори Марғазӣ, шоири асри X - и форсу тоҷик.

**Башшош,** м, а - ҳамеша хандонрӯй ва шодмон, хандон, кушодарӯӣ:

Зардрӯиро туро башшош хоҳад сохтан,
Бар сарат савдои ранги заъфарон хоҳад гузашт. Сайидо

**Баязид,** м - ниг. Боязид.

**Бе** ( армон, бадал, бахо, бок, ваҳд, ваҳдон, вард, жанг, завол, зиён, интиҳо, карон, қасам, назир, озор, разд, раҳш, фано, хазон, халал, хашм, ҳақ, ҳамто) - аз Бе ва п. м.

**Беайб** - бенуқсон, бекамбудӣ, он ки хислати бад ва нописандида надорад:

Баъди нӯҳ маҳ гашт пайдо з-он маҳал,
Кӯдаке беайбу тифле бехалал. Ҷомӣ

**Бебадал,** м - беҳамто, беназир, бемислу монанд.

**Бебаҳо** - беарзиш, беқимат, беқадр; пурбаҳо, гаронбаҳо, қиматнок; ниг. Баҳо.

**Бебок** - бетарсу бим, бепарво:

Дилаш тангтар гашту бебок шуд,
Кушодазабон пеши Заҳҳок шуд. Фирдавсӣ

**Бег** (алӣ, мурод, назар, ҷон) м, - аз Бек ва п. м.; ниг. Бек

**Бегим,** з, т - ҳокима, ҳукмдор, фармонфармо, садр; сардор; бону, зани олимартаба. Ба сифати калимаи таъзиму навозиш ба басёр номҳо пайваст карда шуда, дар айни замон аломати исми занона ҳам мебошад.

**Бедил,** м - дилдода, дилбохта, мафтун, ошиқ, ошиқи беқарор:

Бедилонро айб кардам, лоҷарам бедил шудам,
Он гунаҳро ин укубат ҳамчунон бисёр нест. Саъдӣ

- тахаллуси шоири маъруфи форсизабони Ҳиндустон ва форсу тоҷик Мирзо Абдулқодири Бедил (с.с. 1644 - 1721)

**Бедилхон,** м - аз Бедил ва Хон.

**Бедор** (ақл, магз, сар, фикр) - кинояи аз оқилу хушёр ва огоҳ:

Бар он гуна, к-аз чанд бедормагз
Шунидам дар ин шева гуфтори нагз. Низомӣ

**Бедорбахт** - хушбахт, саодатманд:

Куҷост соқии бедорбахти хоболуд,
Ки баҳри додани ҷоми шароб бархезад. Хисрави Деҳлавӣ

**Бедордил** - дилогоҳ, равшанзамир, воқиф, хушёр:

Нишастанд бедордил бихрадон,
Ҳам он Зол бо номвар мубадон. Фирдавсӣ

**Безан,** м - ниг. Бежан.

**Бежан,** м - қаҳрамони достони "Бежан ва Манижа" аз "Шоҳномаи" Фирдавсӣ; паҳлавони Эрон - писари Гев, ҳоҳарзодаи Рустам.

**Бек** (Бег, Бей, Бий), м, т - малик, шоҳ, ҳоким, ҳукмдор, фармонфармо, садр; сардор; устувор, матин, қавӣ, тобовар, пурбардошт, бақувват;

- унвони ашрофи қавм, шоҳзодагон ва наҷибҳо;
- фармонфармои мустақили қавм, ноҳия ё сипоҳ;
- Амир (мир)-и қабилаи хурд.

**Бек** (алӣ, машраб, мирзо, мурод, муҳаммад, назар), м - аз Бек ва п. м.

**Бекпӯлод,** м - тобовар (устувор, пурбардошт) чун пӯлод .

**Бектемур,** м - ниг. Бекпӯлод.

**Бектош,** м, т - аслан Бактош, номи подшоҳи Хоразм; аз Бек ва тош - гулом, яъне соҳиби гулом.

**Бемисл** - ниг. Беназир.

**Беназир** - бемислу монанд, беҳамто:

...Ки мо ҳар як ба хубӣ беназирем,
Сипеҳри ҳусиро моҳи мунирем. Ҷомӣ

**Бердӣ** (алӣ, бек, бой, ёр, хон, қул - м), т - дод, доди Худо; аз Бердӣ ва п. м.

**Бердимурод,** м - аз Бердӣ ва Мурод.

**Бердимуҳаммад,** м - Аз Бердӣ ва Муҳаммад.

**Берон,** м - ниг. Берона.

**Берона** - вайрона, хароба:

Дар ин берона ақл онро писандад,
Ки дар вай рахт бандад, дил набандад. Хисрави Деҳлавӣ

**Берун,** м - хориҷ аз ҳудуди чизе; он чӣ дар хориҷи чизе воқеъ аст.

**Берунӣ,** м - мансуб ба Берун; тахаллуси донишманди энсиклопедисти форсу тоҷик Абӯрайҳон Муҳаммад ибни Аҳмад ал-Берунӣ (4.9.973 - 11.12.1048). Ӯ бори нахуст ақидаро оиди чарх задани Заминро дар гирди Офтоб пешниҳод карда буд.

**Беҳ** (бар, бин,бозу, ваз, вар, вот, гӯй, дин, довар, дод, дошт, дӯст, зир, инак, - инмеҳр, истон, кард, карон, маниш, мар, мард, меҳр, ниё, ном, нуд, ованд, овар, озар, ойин, омад, ораш, пай, пайк, пурс, равон, ранг, рез, род, ромин, рӯҳ, суд, сут, тан, тар, фар, фурӯғ, фурӯз, ҷӯ, ҷӯё, шопур яздод, яздон) , м - аз Беҳ ва п. м.

**Беҳ** ((бин, бозу, бону, буд, буда, дил, дила, дин, дис, дод, дошт, духт, зода, зодамо меҳр, мис, ниё, ноз, ном, овар, озар, ораш, орзу, оро, оташ, офарид, офарин, партав, пок, ранг, рух, рухсор, рӯ, рӯза, рӯзӣ, рӯй, саф, тоб, том, умр, фазо, фар, физо, фузун, фурӯғ, чашм, чабин, чат), з - аз Беҳ ва п. м.

**Беҳбуд,** м - беҳ будан, офият, тандурустӣ, саломатӣ, хушаҳволӣ.

**Беҳбудӣ** - мансуб ба Беҳбуд.

**Беҳгузин,** м - беҳ гузинанда, хуб ва некро интихоб кунанда;
- маҷ. хубӣ ва некӣ варзанда.

**Беҳзод,** м - асил, асилзода, хушнажод; олитабор, ашрофзода; наҷиб; Камолуддин (с. 1455, Ҳирот - с. 1535, ҳамон ҷо), бузургтарин мусаввир ва наққош, ки дар Шарқ бо лақаби "Мониӣ Сонӣ" ва дар Ғарб ба сифати Рафаэли Шарқ шӯҳрат дорад.

**Беҳин** (бек, бой, хон - м) - беҳтарин, хубтарин, нағзтарин; интихоб кардашуда ва гузидаи ҳар чиз:

Беҳин коре, к-андар зиндагонист,
Накӯхоҳӣ, ба кас роҳатрасонист. Носири Хисрав

- ба маънои ҳаллоҷ ва наддоф низ омадааст.

**Беҳина,** з - "а"- и Беҳин аломати таъкид аст ва онро пурқувват мекунад; ниг. Беҳин: Он кӣ истиноди инсофаш
Эминиро беҳина бунёд аст... Анварӣ

**Беҳин** (ак, бегим, бону, гул, духт, меҳр, ноз, ово, ороз, оро, роз, сарв, тоб, файз, чашм, чеҳр, ҷӯ), з - аз Беҳин ва п. м.

**Беҳманин,** м - хубандеша, хушфикр, некақл, доранда фикри нек; ниг. Баҳман - гиёҳ

**Беҳманиш,** м - хушхулқ, хушахлоқ, хушфеъл

**Беҳманон** , ниг. Баҳман - гиёҳ

**Беҳноз** - нози дилкаш; пуршукӯҳ; мағрур; хушнозу адо.

**Беҳном,** м - дорандаи номи хуб (нек), неконом.

**Беҳнуд,** м - ниг. Беҳнӯш.

**Беҳнӯш** - хушбахт, некаҳвол, накӯҳол; хушгувор, гуворо; беҳнуд

**Беҳофар,** м - офарандаи беҳӣ (хубӣ, некӣ, хушӣ).

**Беҳофарид,** з - бисёр хушрӯ, бисёр зебо, соҳибҷамол, хушсурат, хушсимо зало, сара.

**Беҳофарин,** з - ниг. Беҳофар.

**Беҳрӯз,** м - рӯзҳои хубтарин, хушзиндагӣ, хушбахт; номи яке аз ҷанговарони Баҳроми Гӯр дар "Шоҳнома"- и Фирдавсӣ:

Куҷо номи он мард Беҳрӯз буд,
Савори далеру дилафрӯз буд. Фирдавсӣ

- як навъ булӯри кабудранг.
- кунҷури ҳиндӣ, номи гиёҳе.

**Беҳрӯзӣ** - хушвақтӣ, хушбахтӣ: Сабурӣ мони фирӯзӣ омад,
Калитар пойи беҳрӯзӣ омад. Ҷомӣ

**Беҳтар** - хубтар, нағзтар, волотар:

Беҳтар зи бори ҳикмат бар шохи нафс бар нест,
Хуштар зи лафзи доно зӣ оқилон шакар нест. Носир Хисрав

**Бибӣ** - зани некӯ ва мӯътабар, бону ва зани олимақом, хотун, хонум, соҳиби хона, кадбону; пешвонде, ки ба номҳои занона ҳамроҳ карда мешавад.

**Бибӣ** (афроз, ахтар, бадал, гавҳар, гул, давлат, дона, доно, зайнаб, зайнура, зайтуна, замира, зарифа, заҳро, зиёрат, зинат, зоҳира, зубайда, зулайхо, зулол,зулфия, зуҳрия, зуҳро, калон, камол, карима,кибриё, қамар, қанд, қобила, қутбия, латифа, лола, майрам, малика, марҷӣ, марям, мастура, моҳ, моҳваш, мурод, муҳайё, назира,назифа, насиба, насима, натиҷа, нафиса, ниёз, нисо, нодира, ноз, нор, нора, нур, озар, ой, ойим, ойша, олима, олиҷа, омила, омина, оро, оча, райҳон, райҳона, раҳима, раҳмона, раҷаб, раъно, робия, роз, розия, рокия, рофиа, рофия, роҳила, рукия, руфия, рӯзӣ, сабз, савлат, саида, сайлӣ, салима, саломат, самара, санам, санг, сангин, саъат, сара, сафия, собира, соима, сокина, сония, сора, соро, софия, соҳиба, соч, соҷида, султон, суман, суммия, фазилат, файёза, файз, фотима, хадича, халича, хиромон, хобида, хол, хон, хурсон, ҳабиба, ҳаво, ҳаёт, ҳалима, ҳаловат, ҳамида, ҳанифия, ҳанифа, ҳафиза, ҳомия, ҳоҷал, ҳоҷар, ҳоҷӣ, ҳувайдо, ҳумайро, ҳусноро, ҷамила, ҷамол, ҷаннат, ҷон, шарифа, шаҳрӣ, ширин, шоҳзода), з - аз Бибӣ ва п. м.

**Бибихонум,** з - номи зани Амир Темур.
**Бидоят = Бидоат,** з, а - ибтидо, шурӯъ, оғоз; ба Бадоат низ ниг.
**Бидром** - ниг. Бадром; ниг. Пидром.
**Бидъат,** з, а - фикру ақида ва расму қоидаҳои нав дар дин, ки мухолифи таълимоти ҳукмрони дин мебошад; дар ислом махсусан унсур ва қоидаҳои нав, ки баъд аз Муҳаммад (с.а.с.) пайдо шудааст.
**Бизоат,** з, а - молу асбоб, молу матоъ:

Агар доно в-агар нодон бувад ёр,
Бизоатро ба кас бемӯҳр маспор! Низомӣ

- маҷ. қобилият, истеъдод:

Ҳар касе дарҳури бизоати хеш
Дорад афсуни санъате дар пеш. Бедил

**Бизоатбахш,** з - аз Бизоат ва Бахш.
**Бика,** з - бону, хонум, оим, бегим.
**Бикамоҳ,** з - бону (хонум, оим, бегим)-и моҳлико.
**Бикр,** з, а - дӯшиза, Афифа; духтари ба шавҳар нарасида; маҷ. чизи нав ва тоза, нозук ва латиф, ки пештар воқеи истеъмол нашудааст.
**Билол,** м, а - нам, намӣ, намнокӣ; обӣ; номи марди солеҳ ва бетакаллуф аз аҳли ҳабаш, ки дар масҷиди Муҳаммад (с.а.с) бонги намози панҷгона мегуфт; маҷ. Солеҳ, бетакаллуф; ниг. Солеҳ; - Балол низ гуфтаанд.
**Билолиддин = Билолудин,** м - аз Билол ва дин.
**Билқайс** - аз бил (абул = абол - падари ...) ва Қайс; ниг. Қайс.
**Билқис,** з, а - номи маликаи шаҳри Сабо, ки ба зебоӣ ва шукӯҳу ҷалол шӯҳрат дошт ва ба ақди издивоҷи Сулаймон пайғамбар (а) даромад.
**Бинёмин** = Ибни Ёмин- м - фарзанди Яъқуб ва бародари ҳазрати Юсуф, ки аз як модар буданд.
**Бино,** м - асос, бунёд; иморат, сохтмон; бинанда, соҳиби қобилияти дидан, басир; ниг. Басир.
**Биноат** (ой, моҳ, хон), з - мансуб ба Бино.
**Бинодил,** м - равшанзамир, хирадманд, хушманд; ниг. Басир.
**Биноӣ,** м - яке аз қувваҳои панҷгонаи инсон; қобилияти дидан, бинандагӣ; - маҷ. соҳиббасиратӣ, амиқбинӣ, дурбинӣ, хирадмандӣ:

Назар ба айби касон аз камоли бебасарист,
Ба айби хеш назар кун, ки айни биноист. Махфӣ

- Камолуддин Алӣ ибни Муҳаммади Сабз (с. 1453, Ҳирот - с. 1512), шоир, муаррих ва оҳангсози тоҷик.
**Бирон = Вирон,** м - ниг. Маъруф; номи вазири Афросиёб.
**Бирона = Вирона,** з - ниг. Маъруф.
**Бихрад,** м - бахирад, хирадманд, соҳиби ақлу ҳуш, доно, ҳушёр:

Ки ҷоно, ҷавоно, радо, бихрадо!
Ки бодо зи ту дур ҷашми бадо! Савдо

**Бишорат = Бушорат,** з - ниг. Башорат.

**Биҳил = Баҳил,** а - бахшидани ҷурм, афв кардани гуноҳ; бахшидашуда, афвшуда, маъзур. Кардам ҳаме ҷурмат биҳил,

Гарчи зи ғам кушти маро. Муиззӣ

**Биҳишт,** м - Ҷаннат, хуштарин боғҳои мавҳум дар олами охират, ки аз рӯи ақидаҳои динӣ он ба мардумони накӯкор насиб мешавад.

**Биҳиштӣ** - ҷаннатӣ, аҳл ё сокини биҳишт

**Бо** (адаб, азм, амал, аҳд, бак, бакон, бат, бил, бир, ванд, вафо, вар, вафо, ғайрат, давлат, иззат, иқтидор, илтифот, инсоф, ирода, ифтихор, ихлос, карам, каромат, маниш, маром, маҳорат, мурувват, нажод, насим, неъмат, ният, ном, нуфуз, радиф, раҳм, сабр, садо, салобат, саловат, сарват, сафо, сахо, саховат, субот, тавон, тавфиқ, тадбир, тамиз, тарбия, ӯҳда, фазл, фан, фар, фарин, фарҳанг, фаҳм, фурӯғ, хабар, хирад ҳавас, ҳиммат, ҳунар, ҳурмат, ҷадал, шавк, шавкат, шараф, шарм, шаст, бошафқат, шукӯҳ, шуҷоат, эҳтиёт, ёзид), м - аз Бо ва п. м.

**Бо** (адаб, бизоат, буна, бунак, бунҷ, вафо, гуҳар, ғайрат, давлат, довар, дод, заковат, зарофат, зинат, зеҳн, иззат, инсоф, ирода, исмат, ифтихор, иффат, ихлос, карам, малоҳат, маслак, матонат, маҳорат, миён, наво назокат, нанг, насим, нафосат, неъмат, низом, нишот, ном, нуфуз, рағбат, сабр, савия, савлат, садо, садоқат, салиқа, салобат, саловат, саодат, сарват, сафо, сахо, саховат, субот, тадбир, тамиз, тантана, тарбия, тароват, ӯҳда, фазл, фар, фарин, фарогат, фаросат, фарҳанг, фаҳм, хабар, хирад, ҳавас, ҳаё, ҳақ, ҳиммат, ҳунар, ҳурмат, шавқ, шавкат, шараф, шарм, шафқат, шукӯҳ, шуҷоат), з - аз Бо ва п. м.

**Боб,** м - падар, падари падар, ҷад;ниг. Бобо.

**Бобак,** м - шакли хурдӣ ва навозишии Боб:

Як бор табъи одамиён гиру мардумон,

Гар одам аст бобату фарзанди бобакӣ. Асадӣ

- ба маънии падари кучак, парваришдиҳанда, тарбиятгар; амин ва устувор ва дурусткор; яке аз қаҳрамонони "Шоҳнома", писари Сосон ва бобои Ардашер I, подшоҳи Сосонӣ.

**Бобил,** м - шакли кӯтоҳшудаи Абобил; ниг. Абобил.

**Бобӣ** - ниг. Бобо.

**Бобо,** м - падар, волид; падари падар ё падари модар;

- дар таркиби номҳои мураккаб маънои "падари бузургвор, пир муршид"- ро дорад.

**Бобо** (аваз, азиз, алӣ, бек, валӣ, давлат, дӯст, гул, ёр, зафар, зариф, карим, қанд, мурод, назар, назир, ниёз, пир, равшан, расул, рахим, раҳмон, рауф, раҷаб, рофеъ, рӯзӣ, саид, салим, собир, содиқ, тоҳир, тоҷӣ, туроб, фозил, халил, холиқ, хон, хоҷа, шодӣ, чорӣ, шариф, шоҳ, ҷалил), м - аз Бобо ва п. м.

**Бобокалон,** м - падари падар ё падари модар.

**Бобоқул,** м - ба падар (бобо) содиқ (вафодор); бандаи падари бузургвор.

**Species Бобоҷон,** м - шакли навозишомезонаи Бобо.

**Бобул,** м - номи гиёҳест; шаҳри қадим дар Ироқи феълӣ.

**Бобуна,** з - номи гиёҳи яксола, мансуб ба мураккабгулҳо; дар тиб дар муолиҷаи заъфарма, варача, санги гурда, нисъён (склероз) истифода мебаранд.

**Бобур,** м, т - номи наберай Амир Темур.

**Бовар** (шоҳ), м - аз бовар (рост ва мувофиқи ҳақиқат пиндоштa пазируфтан (ба хусус суханро), эътибор ва қабул доштан) ва Шоҳ; боварӣ.

**Боғбон,** м - нигоҳбони боғ.

**Боғигул,** з - аз Боғ ва гул.

**Боғинисо,** з - аз Боғ ва Нисо.

**Боғӣ,** м - мансуб ба боғ; маҷ. шукуфон, пурсамар.

**Боғоро,** з - оростандаи боғ; зеби боғ; маҷ. зебо, хушрӯй, хушандом.

**Бодаҳо,** м - соҳиби ақлу ҳуш, бозаковат; кордон; зирак (даҳо - доҳигӣ):

Дар паи таъбири он ту умрҳо
Медавӣ сӯи шаҳони бодаҳо. Румӣ

**Бодом** - ба арабӣ - лавз;

- меваи ширинмағзе монанди писта; маҷ. ширин, лазиз; киноя аз чашми бодомшакли маҳбуба:

Чу бодоми туркони Чин ниммаст,
Ҳаво дар сару ҷоми ширин ба даст. Ҳоҷу

**Бодом** (бону, дӯст, нисо, чашм - з), м - аз Бодом ва п. м.

**Бодомгул,** з - гули бодом.

**Бодомноз,** з - киноя аз чашми пурнози маҳбуба:

Наргис аз тарзи нигоҳи ӯ хиҷил афтодааст,
Аз кадомин шох бошад, ё раб, ин бодоми ноз. Ҳоҷӣ

**Бодон,** з - мухаффафи ободон.

**Бодшо,** м - шакли дигари Подшоҳ, ки дар Ҳиндустон маъмул аст.

**Бодшоҳ,** м - ниг. Бодшо.

**Боз** - паррандаи шикории нӯлдарози гӯштхор, ки чанголҳои қавӣ дорад ва паррандагону ҳайвоноти майдаро шикор мекунад:

Кунад ҳамҷинс бо ҳамҷинс парвоз,
Кабӯтар бо кабӯтар, боз бо боз. Низомӣ

- бори дигар, аз нав, такроран:

Бароянд зи хоку шавад боз хок,
Ҳама ҷон тарс асту тимору бок. Фирдавсӣ

- ҳанӯз; низ; то ҳол:

Беш аз ин бори ғам манеҳ бар ман,
Мани бечора боз ҷон дорам. Анварӣ

- кушода, яла;
- масофаи байни сари ангушт миёнаи дасти рост ва чап дар вақти рост кушодани дастҳо, кулоч.

**Боз** (гӯ, дид, дод, дон, дор, ён, ёр, ёфт, овард, омад) - аз Боз ва п. м.

**Боз** (ён, ёр, тоб, хоҷ, ҷӯ - м; дида, ханд, хон - з) - аз Боз ва п. м.

**Бозгул,** з - гули шукуфта.

**Бозил,** м, а - базлкунанда, бахшанда, сахӣ.

**Бозор** - маҳалли махсуси харидуфурӯш; маҷ. ривоҷу равнақ, чораҷӯӣ, тадбир; суд, фоида; некбахт; кинояи аз кори касеро ба сомон овардан; маънои бозовардан (боз + ор)-ро низ дорад.

**Бозор** (алӣ, бой, гон, кул - м; ой - з) - аз Бозор ва п. м.

**Бозоргон,** м - тоҷир, дӯкондор, савдогар, бозургон.

**Бозоргул,** з - аз Бозор ва пешояндн номсози "гул"; гули бозоргир.

**Бозургон,** м - ниг. Бозоргон.

**Бозхон,** м - аз Боз (паррандаи уқобмонанди шикорӣ, ки паррандаҳо ва ҳайвоноти майдаро шикор мекунад) ва Хон; маҷ. далер, баландпарвоз.

**Боис,** м - қоимкунанда, зиндакунанда; аз номҳои Худои таоло.

**Бой** - сардор, сарвар, сарватманд; пешоянд ё пасоянде, ки аз аҳли сарватмандон будани шахсро ифода мекунад; маҷ. Худованд, соҳиб;
- ҷузъи маъмули бисёр номҳои мураккаби мардона.

**Бой** (бобо, қобил, мирзо, мулло, муҳаммад, мурод, назар, темур, хон), м - аз Бой ва п. м.

**Бойгон,** м - посбон, нигаҳбон; ҷойи нигоҳдории ашёи қимат ва нодир. **Бокир,** м,а - ниг. Боқир.

**Бокира,** з - духтари ҳанӯз ба шавҳар нарафта, духтари бобакорат, дӯшиза;
- чизи нав ва тоза, нозук ва латиф, ки пештар воқеъ ва истеъмол нашудааст:

Хаёлатро макун маҳзун ба ҳар фикр,
Ки дорад дилрабой маънии бикр. Нозим

**Бокирамоҳ,** з - маҷ. моҳи нав, Ҳилол; аз Бокира ва Моҳ.

**Бокура** - меваи пешпазак; меве, ки ҳанӯз напухтааст, нимпухта, нимдунбул:

Ҳеҷ ангуре дигар ғӯра нашуд,
Ҳеҷ мева(и) пухта бокура нашуд. Румӣ

**Боқир,** м, а - бозкунанда, шикофанда, бисёр илмдор, бисёр молдор; шер.

**Боқӣ** (бек, бой, хон, шох, ҷон - м), а - поянда, пойдор, устувор, барқарор.

**Болигдил,** м - равшанзамир.

**Боло** (нишин, пайкар), з - аз боло ва п. м.

**Болобек,** м - аз Боло ва Бек; Беки болонишин; Беки бекҳо.

**Бомагзар,** м - ниг. Магзар.

**Боманиш,** м - хирадманд, бобасират; дорои хислатҳои неки инсонӣ.

**Бомдод,** м - субҳ, пагоҳӣ.

**Бомшод,** м - хофиз, бастакор ва навозандаи машҳури давраи Сосониён.

**Бонаво,** м- некӯаҳвол, давлатманд, тавонгар:

Ду марданд, шоҳо бад-ин шаҳри мо,
Яке бонаво, дигаре бенаво. Фирдавсӣ

**Бону,** з - хонум, хотун, бегим, бибӣ, бойзан; хонуми асилзода; аслан соҳиба, малика. Зани дӯстдошта, маҳбуба; ҷузъи номи занона .
**Бонугул,** з - аз Бону ва Гул.
**Бонур,** з - равшан.
**Боофарин** - шоёни таъриф, сазовори таҳсин.
**Борбад,** м - Марвазӣ, сароянда, бастакор ва навозандаи форсу тоҷик (асрҳои V – VI), аз муқаррабони Хусрави Парвиз; номи мураккабе, ки аз бор (дахолат ва рухсат) ва бад (худованд ва доранда) сохта шудааст.
**Борвар,** м - самаранок, мевадор, босамар, хосилнок; боровар:

Бар боғбон умеди самар аз ниҳол нест,
Нахле, ки солхӯрда шавад, борвар шавад. Сайидо

**Бореъ,** м, а - накӯ, писандида, фоиқ; дар фазилат ё ҷамол бартарӣ дошта.
**Борикбин,** м - зирак, хушёр.
**Бориксанҷ,** м - тезбин, дақиқназар, зирак, хушёр.
**Борикхаёл,** м - нозукхаёл, нуктасанҷ, мӯшикоф.
**Борик,** м,з - барқзананда, дурахшон.
**Борика,** з - абри барқзананда; тобиш, дурахш.
**Борӣ,** м, а - офаринанда, Холиқ.
**Борон** - қатраҳои об, ки аз абр мерезад; киноя аз афзунӣ, бисёрӣ ва фаровонӣ.
**Борон** (бек, бой, шоҳ - м; бегим, бибӣ, гул-з) - дар вақти борон таваллудшуда.
**Босил,** м, а - далер ва баҳодур.
**Борӯх** = Борух - муборак.
**Босир,** м, а - бинанда, бино; бофаросат, борикбин, нуктасанҷ, зирак.
**Босира,** з, а - бинои, қувваи биноӣ; шакли навозишии Босир; :

Бувад он сон дар ин шахси муайян,
Чу айни босира бинишс равшан. Ҷомӣ

**Босит,** м, а - фарохидиҳанда; яке аз номҳои Худованд.
**Бостон** - кадим, гузаштаи дур:

Ман ин нома аз гуфтаи бостон,
Бипайвастам аз ранг чун достон. Савдо

**Бостонгуҳар,** з - гавҳари ноёб; гавҳари кадимӣ; аз Бостон ва Гавҳар.
**Бостонӣ** - мансуб ба Бостон.
**Ботин,** м, а - дарун, дохил, даруни ҳар чиз; олами дарунӣ, рӯҳӣ ва қалбии инсон; аз номҳои Худои таоло.
**Боту** (бек, хон), м, т - Саинхон (с.с. 1208 - 1255), хони муғулҳо, писари Ҷучӣ, набераи Чингизхон.
**Ботур** м, т -шакли дигари Баҳодур; паҳлавон, қаҳрамон, далер.
**Ботур** (алӣ, шоҳ, ҷон, кул), м - аз Ботур ва п. м.
**Бофаҳм,** м - доно, зирак.
**Бохтар,** м - калимаест, ки маънои магриб, яъне ғарбро дорад. Муқобили

Ховар, яъне шарқ (машриқ).
- номи қадимии вилояти Балх (мулки Хуросон):

Шунидам, ки дар марзе аз Бохтар,
Бародар ду буданд аз як падар. Саъдӣ

- шакли ғалати Боахтар - аз Ахтар, ки Офтобу Моҳро низ ахтар гӯянд.

**Боҳир,** а - дурахшон, равшан, рахшон, тобон; зоҳир, ошкор, возеҳ, сареҳ;
- маҷ. намоён, барҷаста, бошукӯҳ, аъло, олӣ.

**Боҳир** (бек, бой, хон, шоҳ, ҷон), м - аз Боҳир ва п. м.

**Боҳира,** з, а - шакли навозишии Боҳир.

**Боязид** - мухаффафи Або (Абу, Абӣ) язид; лақаби сӯфии машҳури асри Х - милодӣ - маъноаш зиёдшуда; номи шайхи уммат:

Сӯи Макка шайхи уммат Боязид,
Аз барои ҳаҷҷи умра медавид. Румӣ

**Бояк,** м - Шакли тасғир ва навозишии Бой.

**Бузрук = Бузурук,** м - ниг. Бузург.

**Бузург,** м - калон; олимартаба, аслзода; соҳиби эътибор ва эҳтиром, соҳиби бартарӣ ва фазилати маънавӣ; азим, кабир:

Бузургаш нахонанд аҳли хирад,
Ки номи бузургон ба зиштӣ барад. Саъдӣ

**Бузург** (бахт, вор, дор, дороб, дошт, зода, маниш, фар), м - аз Бузург ва п. м.

**Бузургмеҳр** - Офтоби оламгир, меҳри бузург дошта; вазири подшоҳи сосонӣ Хусрави Ануширвон(ниг. Нӯшервон) аст, ки бо фозиливу донишмандиаш машҳур будааст.

**Бузургумед,** м - бисёр умедвор.

**Бузурҷмеҳр** - шакли арабии Бузургмеҳр.

**Буқрот,** м - номи файласуф ва табиби Юнони бостонӣ Гиппократ, табиби бузургтарини дунёи қадим, падари тибби юнонӣ. Нахустин шахсест, ки ба тиб ҷанбаи илмӣ дода, онро ба тартиб овардааст. Асарҳои тиббии ӯ ба тибби Ғарбу Шарқ асарҳои зиёд таъсири калон расондааст ва яке аз сарчашмаҳои тибби қадими тоҷику форс ба шумор меравад.

**Булбул** - мурғаки хурдҷуссаи хушовоз ва хушоҳанг, онро андалеб низ гӯянд:
- маҷ. ширинсухан; хушгуфтор, хушхон:

Булбул ба боғу ҷуғз ба вайрона сохта,
Ҳар кас ба қадри қимати худ хона сохта. Ҳилолӣ

- ниг. Андалеб.

**Булбул** (саид, хон, шоҳ), м, а - аз Булбул ва п. м.

**Булвафо,** а - вафодор, бовафо; мухаффафи Абулвафо.

**Булкарам,** м, а - соҳиби карам, соҳиби бахшиш, саховатманд:

Гуфт Довудаш: Бигӯ, эй булкарам,
Чун талаф кардӣ ту мулки мӯҳтарам. Румӣ

- мухаффафи Абулкарам.

**Булӯр = Булур,** м - санги софу шаффофи монанди шиша; маҷ. тоза ва соф:

Маро ҳамчунин чеҳра гулфом бул,
Булӯринам аз хубӣ андом буд. Саъдӣ

**Бун** - таг, таҳ, зер; поён, охир, интиҳо; бех, реша; асос.

**Бун** (дод, дор, дунвон, дуя, ён, ёнгузор, шод), м - аз Бун ва п. м.

**Бунафш,** м - ниг. Банафша.

**Бунафша,** з - гиёҳест, ки гулҳои хурду сарҳами савсаранги хушбӯй дорад ва дар баҳор пеш аз гулҳои дигар мешукуфад. Равғани эфири бунафша дар атриёту тиб истифода мешавад.

**Бунёд** - поя, асл ва асоси ҳар чиз; ниҳод, сиришт:

Хирадманд гӯяд, ки бунёди хӯй,
Зи шарм асту дониш нигаҳбони ӯй. Абӯшакури Балхӣ

**Бунёд** (бек, гар, гузор, кор, ҷон - м; бегим, бону - з) - аз Бунёд ва п. м.

**Бунӣ,** м - мансуб ба Бун - бех, реша, асос; поён,охир, интиҳо.

**Бургут** (ой - з), м, т - уқоби бузург; маҷ. далер, баландпарвоз .

**Бурдбор,** м - вазнинтабиат, ботамкин, бовиқор:

Шарбати ақл бурдбор чашад,
Ҳар чу беақл буд, бор кашад. Саноӣ

- тобовар, токатовар, сабур:

Бурдбор шав, то эмин шавӣ. Зарбулмасал

**Бурз,** м - боло, баландӣ; қадр ва шукӯҳ; мартаба рифъат; қаду қомат, баландии қаду қомат, қоматбаланд.

**Бурз** (арш, ман, меҳр, обуд, он, онфар, офарид - м; моҳ - з) - аз Бурз ва п. м.

**Бурз** (ванд, офарин) - аз Бурз ва п. м.

**Бурзмеҳр,** м - номи паҳлавоне дар замони Баҳроми Гур; номи мӯбад (ҳаким, донишманд, пешвои рӯҳонии зартуштӣе) , ҷ. мӯбадон - табақае болотар аз муғон; аз Бурз ва Меҳр.

**Бурҳон,** а - далел, исбот, зуҳурот; ҳуҷҷат:

Некномӣ хоҳӣ, эй дил, бо бадон сӯҳбат макун,
Худписандӣ, ҷони ман, бурҳони нодонӣ бувад. Ҳофиз

- дар исму лақаб ба маънои нур, чароғ ва баъзан ба маънои вакил яъне намоянда низ меояд;
- тахаллуси Муҳаммад Ҳусайн бинни Халафи Табрезӣ, муаллифи луғати тафсирии "Бурҳони котеъ" (с. 1652)

**Бурҳон** (алӣ, бек, хон, ҷон), м - аз Бурҳон ва п. м.

**Бурҳониддин = Бурҳонуддин,** м - аз Бурҳон ва дин.

**Бусад** - шакли кӯтоҳшудаи буссад; ниг. Буссад.

**Буссад = Биссад** - марҷон:

Ду чашмаш чу ду наргиси обгун,
Забонаш чу буссад, рухонаш чу хун. Фирдавсӣ

**Бустон** (бону, гул, моҳ, хон - з; бек, хон, шоҳ - м) - аз Бӯстон ва п. м.

**Бухорӣ,** м - мансуб ба Бухоро.

**Буҳайро,** м, а - баҳри кучак ё тасғири калимаи баҳр; номи обиде насронӣ, ки

ҳазрати Муҳаммад ибни Абдуллоро дар замони хурдсоли дар роҳи Шом дид ва аз нубувват (пайғамбарӣ)- и он ҳазрат хабар дод.

**Бухлул,** м - хандонрӯ; накӯкор, бузурги тоифа, меҳтар(пешво)-и қавм, сардор; ниг. Бахлул.

**Бӯалӣ,** м - мухаффафи Абӯалӣ; ниг. Абӯалӣ .

**Бӯр,** м - аспи сурхранг.

**Бӯрак,** м - тиллоранг, зардак.

**Бӯрин,** м - мансуб ба Бӯр.

**Бӯрӣ,** т - гург.

**Бӯрӣ** (бек, бой, хон - м; гул, нисо, ой, хол - з) - аз Бӯрӣ ва п. м.

**Бӯстон** - боғ, гулистон, гулзор, ҷое ки меваи хушбӯ дар он бошад:

Пой дар занҷир пеши дӯстон,
Беҳ ки бо бегонагон дар бӯстон. Саъдӣ

- номи китоби манзуми Саъдии Шерозӣ

**Бӯстон** (бону, гул, моҳ, хуш), з - аз Бӯстон ва п. м.

**Бӯстонафрӯз = Бӯстонфирӯз,** - зебдиҳандаи бӯстон; гули тоҷи хурӯс.

**Бӯшакур,** м - Мухаффафи Абӯшакур; ниг. Абӯшакур.

## В

**Вадуд,** м,а - дӯст, муҳиб, меҳрубон; азизу маҳбуб:

Маънъи ту дар боби ман акнун чӣ суд?
Чунки ҳукми ҳоким ин аст, эй вадуд! Румӣ

- аз номҳои Худои таоло.

**Вадуда,** з - шакли навозишии Вадуд.

**Вазир** - мансабдори олимақоме, ки баъд аз сарвари давлат (подшоҳ) мавқеи якӯмро ишғол мекунад ва мутасаддии кулли корҳои дохилӣ ва хориҷии мамлакат мебошад. Касе, ки бори гаронро мебардорад.

- маҷ. ёрдамчӣ, муовин.

**Вазир** (алӣ, бек, шоҳ, ҷон - м) - аз Вазир ва п. м.

**Вазира** (бону, нисо - з) - шакли навозишии Вазир.

**Вайд** - ниг. Увайд.

**Вайдулло(ҳ),** м - ниг. Увайдуллоҳ.

**Вайс = Увайс,** м, а - бачаи гург, гургбача; дар [10] - бахшида, талбидашуда маҷ. қудрат.

**Вайс** (иддин, ниёз - м; бону, меҳр, овап - з) - аз Вайс ва п. м.

**Вакил,** м, а - гумошта, намоянда; ваколатдор, корсози бузург; аз номҳои Худои таоло.

**Вакила** (бону), з - шакли навозишии Вакил.

**Ваққод,** м, а - оташафрӯз, алавмон; фурӯзон, бисёр равшан, дурахшон, маҷ. расо, тез, равшан, мунаввар.

**Ваққос,** м, з - тобеъкунанда; ҷанговар; мухтасари насаби Саъд ибни

Абулваққос аз асҳоби Муҳаммад (с.а.с.), ки дар "Шоҳнома"-и Фирдавсӣ тавсиф шудааст.

**Вақфия,** з, а - вақфнома, васиқаи вақф (вақф - мулке ё чизе, ки назр шудааст; бахшида шудааст; бахшиш, инъом):

Фишондам ганҷу гавҳар дар баҳоят,
Дилу ҷон вақф кардам дар ҳавоят. Ҷомӣ

**Валад,** м, а - насл, авлод, зурёт, фарзанд, писар.

**Валамат** - мухаффафи Валимуҳаммад.

**Валаматзода** - мухаффафи Валимуҳаммадзода.

**Валиаҳд,** м, а - писари подшоҳ ё ягон шахси наздики ӯ, ки дар вақти зиндагиаш таъин мешавад, то ки баъд аз вафоташ ҷои ӯро бигирад; ҷойнишин, ҷойгири шоҳ:

Бибурду бипарварду бинвохташ,
Пас аз худ валиаҳди худ сохташ. Низомӣ

**Валима,** з, а - зиёфат, базм, тӯи арӯсӣ.

**Валимат** - ниг. Валамат.

**Валимухтор,** м, а - мададгори соҳибихтиёр.

**Валимуҳаммад,** м - Муҳаммади авлиё, Муҳаммади валӣ, Муҳаммади муқаддас.

**Валинеъмат,** м, а - одами олиҳиммат, сахӣ, соҳибэҳсон; мураббӣ, неъматдиҳанда, хӯҷаин, мададгор:

Зи бас нозу неъмат, к-аз ӯ рондаанд,
Валинеъмати оламаш хондаанд. Низомӣ

**Валишинос,** м - донандаи қадру қимати ёру дӯстон, қадршинос:

Риндони ташналабро обе намедиҳад кас,
Гӯӣ, валишиносон рафтанд аз ин вилоят. Ҳофиз

**Валиуддин,** м - содиқи дин; валии дин; диндараст.

**Валиуллоҳ,** м - дӯсти Оллоҳ; яке аз лақабҳои Ҳазрати Алӣ (к), валии Худои таоло.

**Валиҷон,** м - шакли навозишонаи Валӣ.

**Валӣ,** а - дӯст, содиқ, ёвар, мададгор:

Зи Баҳроми гардун ба баҳромрӯз,
Валиро бисозу адӯро бисӯз. Фирдавсӣ

- соҳиб; хоҷа; мураббӣ; одами муқаддас:

Он ки ба фарзе накунад коҳилӣ,
Муттақияш ном кунанду валӣ. Хисрави Деҳлавӣ

- муқарраб (наздикшуда, маҷ, ҳамсӯҳбати доимӣ, надим)-и Худои таоло;
- аз номҳои Худои таоло.

**Валӣ** (аҳмад, аъло, ёр, зода, мурод, назар, ҳусайн, хон, хоҷа, хӯҷа, шер, шинос, шоҳ), м - аз Валӣ ва п. м.

**Вало,** м, а - дӯстӣ, муҳаббат, меҳр.

Фақиру хаста ба даргоҳат омадам, раҳме,
Ки ҷуз валои туам нест ҳеҷ дастовез. Ҳофиз

**Ванч,** м - гунчишк: Шикори боз харчолу куланг аст,
Шикори боша ванч асту кабӯтар. Унсурӣ

**Вар** - соҳиб; соҳиби чизе; донишвар, кинавар, пешавар; аслан мухаффафи Ёвар мебошад.

**Варакат** - ниг. Баракат.

**Вард,** з - гул, гули сурх, гули садбарг.

**Вард** (нӯш, офар, рӯд), м - аз Вард ва п. м.

**Вардимоҳ,** з - аз Гул ва Моҳ; гули моҳлиқо.

**Вардия** (бону), з - ниг. Вард.

**Варз,** м - кишт, зироат.

**Варз** (анда, ванд, вод, дод, ик, икдод, икзод, икзода, ин, ман, манд, меҳр, об, обдод, обзод, зода, ованд, он, ораш, рӯз), м - аз Варз ва п. м.

**Варз** (ак, анда, духт, ида, меҳр, о), з - аз Варз ва п.м.

**Варза** - ниг. Варз.

**Варточ** - офтобпараст (растанӣ).

**Васан,** м, а - бут, санам: Менадонам, ки ту моҳӣ ё васан
Менадонам, ки чӣ хоҳӣ ту зи ман. Румӣ

- хоб, хоби сабук, пинак, муқаддимаи хоб:

Эй бода, фидои ту ҳама чону тани ман,
Қ-аз биканди зи дили ман ҳазани ман.
Хуб аст маро ҳол ба ҳар ҷо, ки ту бошӣ,
Бедории ман бо ту хуш асту васани ман. Муиззӣ

**Васат,** м, а - миёна, мобайн, миёнчо:

Ҳоил шуда дар байни ҷабину рухат абрӯт,
Чун дар васати Зӯҳраву Хуршед ҳилоле. Шоҳин

- мач, ҳадди эътидол, дарачаи миёнаи ягон кору амал, ҳолат, хислат.

**Васид,** м, а - остона; такягоҳ.

**Васиқ,** м, а - боваринок, мӯътамад, зомин, кафил; ниг. Васиқа.

**Васиқа,** з, а - аҳду паймони устувор; аҳднома, номаи аҳду паймон.

**Васила = Василат,** з, а - восита, чизе ё касе, ки ба воситаи он кор ва амалеро иҷро мекунанд; дастовез, ҳамчун воситаи ба мақсад расидан; сабаб; чора, тадбир.

**Васим,** м - хубсурат, ҷамил; нишонадор; Худодод; номи дарахте, ки шохи он сиёҳу сафед бошад.

**Васин,** м - ниг. Васан.

**Васит,** м - он ки дар насаб миёна ва дар мақом рафеъ бошад; миёнҷӣ; ниг. Васат.

**Васӣ,** м - ниг. Авсиё.

**Васл,** а - пайвастан, бастан, банд кардан; ба ҳам расидан, ба ҳам пайвастан, ба дидори ҳамдигар расидани ошиқу маъшуқ:

Бо субҳ бигӯед, ки бевақт мазан дам,
Имшаб шаби васл аст, нигаҳ дор нафасро. Камоли Хуҷандӣ

**Васлат = Вуслат,** а - ниг. Васл:

Миёни ду амзода вуслат фитод,
Ду хуршедсимои мехтарнажод. Саъдӣ

**Васл** (бахш, иддин, ишоқ - м; бахш - з) - аз Васл ва п. м.

**Васлия** (бону), з - ниг. Васлӣ.

**Васлӣ** - ба висол расида, ба ҳам расида, пайваста.

**Васма,** з,а - гиёҳест, ки занону духтарон баргҳои онро фишурда оби сабзи нилгунашро ба абрувони худ мемоланд; ӯсма.

**Вассол** - васлкунанда.

**Вассоф,** м, а - ситоишкунанда, васфкунанда, таърифу тавсифкунанда, санохон.

**Вастохон,** м - шакли кӯтохшудаи овастохон; ниг. Овастохон.

**Васф,** а - тасвири ҳол:

Чун сухан дар васфи ин ҳолат расид,
Ҳам қалам бишкасту ҳам қоғаз дарид. Румӣ

- таъриф, тавсиф; сифат, хислат:

Хулқи пакӯ васфи Масеҳо бувад,
Хислати бад марги муфоҷо бувад. "Ахлоқи Мӯҳсинӣ"

**Васф** (гар - м; зеб - з ) - аз Васф ва п. м.

**Васфия,** з - ниг. Васфӣ.

**Васфӣ,** а - шоистаи таърифу тавсиф; босифат, бахислат.

**Васфӣ** (бек, шоҳ - м; нисо, моҳ - з) - аз Васфӣ ва п. м.

**Ватан,** а - зодгоҳ; ҷои истиқомат, маскан, манзил, макон; кишвар, диёр.

**Ватан** (бек, дор, дӯст, ёр, зеб, оро, параст, султон, ҷон, шоҳ - м; бегим, бону, гул, дӯст, моҳ -з) - аз Ватан ва п. м.

**Ватвот,** м - шабпарак, кӯршабпарак; маҷ. заифҷусса, хурд ва лоғар; тахаллуси Рашидиддин (вафоташ с.с. 1182-1183) , шоири машҳури асри XII- и тоҷику форс.

**Вафо,** м, а - ба ҷо овардани ваъда, дурустаҳдӣ, садоқат, устуворӣ дар аҳду паймон ва дӯстию муҳаббат; пойдорӣ дар дӯстӣ ва муҳаббат; маҷ. некӣ кардан:

Бегона агар вафо кунад, хеши ман аст.
Гар хеш ҷафо кунад, бадандеши ман аст.
Гар заҳр мувофиқат кунад, тарёк аст,
В-ар нӯш мухолифат кунад, неши ман аст. Хайём

**Вафо** (бек, гар, дон, дӯст, ёр, хоҳ, ҷӯ, шоҳ, ҷон - м; бегим, бика, бону, гул, хон, моҳ -з) - аз Вафо ва п. м.

**Вафоалӣ,** м - устуворӣ дар садоқат ба ҳазрати Алӣ (к.).

**Вафодор** - бовафо, содиқ, устувор дар муҳаббат ва дӯстӣ.

**Вафокеш,** м - он ки сидқу вафоро оини худ кардааст, вафодор.

**Вафокӯш,** м - саъй ва кӯшишкунанда дар роҳи вафо, бовафо, вафодор.

**Вахиё** - ноҳияи кӯҳсор дар Ҷумҳурии Тоҷикистон, байни қаторкӯҳҳои Петри I ва Вахшу Дарвоз. Вахё низ бинависанд.

**Вахиё** (дод, дода, зод, зода), м - аз Вахиё ва п. м.

**Вахш** - номи олиҳаи обу оберӣ дар тасаввуроти бохтариёни қадим; дар Авесто маънои "сухани гуфташуда"-ро дорад; дар суғдӣ ҳаммаънои"мафҳум, сухан, гуфтор" мебошад; дар забонҳои миёнаи эронӣ маънои"рӯҳ" ва баъзан "оби ҷорӣ"- ро низ ифода мекунад; номи дарё ва водӣ дар ҷанубу ғарбии Ҷумҳурии Тоҷикистон.

**Вахш** (вар, дор, ёд, о, род, ур - м; вар, о - з) - аз Вахш ва п. м.

**Ваҳдат,** м, а - ягонагӣ; эътиқод ба ягонагии Худо.

**Ваҳид,** м, а - якто,ягона; мач. беназир, бемислу монанд; ниг. Воҳид.

**Ваҳида** (бону), з - шакли навозишии Ваҳид.

**Ваҳй,** а - паём ва илҳоме, ки Худои таоло ба пайғамбарон мефиристод:

Агар камолфурӯшӣ, талоши шайхӣ кун,
Ки кӯси ваҳй тавонӣ задан ба бонги хумор. Бедил

**Ваҳром,** м - ниг. Баҳром.

**Ваҳҳоб,** м, а - бисёр бахшанда, босаховат, ҳимматбаланд; меҳрубони диҳанда; аз номҳои муборакн Худои таоло.

**Ваҳҳоҷ,** м, а - дурахшон, тобон, фурӯзон, равшан.

**Ваҷд,** м, а - бехудӣ аз хурсандӣ, ғояти шавқу шодӣ, завқу шавқ:

Зоҳидон гӯянд: Чун мо хезу дар рақс о, Камол!
Ҳолати ваҷди риёӣ хуш намеояд маро. Камоли Хуҷандӣ

**Ваҷд** (бар, бахш, ин, овар, дор - м; бар, бахш, иниссо, она - з) - аз Ваҷд ва п. м.

**Ваҷдия,** з - шакли навозишонаи Ваҷд; ниг. Ваҷд.

**Ваҷдӣ** - мансуб ба Ваҷд.

**Ваҷеҳ,** а - мӯътабар, мӯҳтарам, баобрӯ; хушрӯ, хушсурат, хушнамуд, дилкаш.

**Ваҷеҳуддин = Ваҷеҳиддин,** м,а - зеби дин; аз Ваҷеҳ ва дин.

**Ваҷна,** з, а - рухсора, рух, бари рӯй: Ваҷнати он яке хизонаи нур,
Рӯю рои яке хазинаи нур. Саноӣ

**Ваҷнат** - ниг. Ваҷна.

**Ваҷоҳат,** з - хубрӯӣ, хушсуратӣ, хушнамудӣ, зебоӣ, шукӯҳ; иззат, эътибор, қурбу манзалат.

**Ваҷҳ,** а - рӯй, симо, чеҳра; тартиб, сурат; тариқа, тарз, тавр; сабаб, боис, далел, ҷиҳат; пул, маблағ, нақдина; сӯй, ҷониб.

**Ваҷҳиддин,** м - симои дин; аз Ваҷҳ ва дин.

**Ваҷҳуллоҳ,** м - аз Ваҷҳ ва Оллоҳ.

**Вежа** - пок, тоза, соф, холис; беайб, беомезиш:

Кунад вежа нажоди покгавҳар
Аз он гавҳар, ки ӯ дорад фурӯтар. Фахриддини Гургонӣ

- баргузида, хос.

**Вилдам,** м - фурсати ҳосил шудани мурoду мақсад; пирӯзӣ ва пешдастӣ.

**Вило,** а - ниг. Вало; пайдарпай, паёпай; муддат, вақт, вақти наздик ба рӯй додани ягон воқеа.

**Вилоят** - ноҳия; мамлакат, кишвар; волигӣ, ҳокимӣ, ҳукмронӣ; ҳукм, фармон; валигӣ, соҳибкароматӣ; ёрӣ додан ва садоқат; кишвари Эрон ва Мовароуннаҳр дар истилоҳи ҳиндустониён.
**Вилоят** (моҳ, нисо, ой, хон - з; хон, шоҳ - м) - аз Вилоят ва п. м.
**Вилча** - маъноаш норавшан. Шояд таҳрифи калимаи арабии "валича" бошад, ки маъноаш - дӯст, ёр мебошад.
**Вир,** м - ёд, ҳофиза; зеҳн, ҳуш:

Бипурсид номаш зи фаррух Ҳаҷир,
Бигуфто, ки номаш надорам ба вир. Фирдавсӣ

**Виро** - ёдгиранда (омӯзанда)- и ҳушёр, боҳуш, ҳушзеҳн.
**Вирон,** м - маъруф, ниг. Маъруф.
**Вис,** м - номи духтари Қоран, маъшуқаи Ромин.
**Виса,** м - номи падари Пирон - паҳлавони достонии Турон
**Висол,** м, а - пайвастан, вохӯрдан, ба дидори ҳамдигар расидан.
**Висто** - дониш, китоби динии Зардуштиён, мухаффафи Авесто.
**Вобил,** м, а - борони бузургқатра.
**Возеъ,** м, а - асосгузор, таъсискунанда.
**Возеҳ** - равшан, кушоду равшан, ошкоро, пайдо, ҳувайдо.
**Возеҳа** (бону), з - шакли навозишии Возеҳ.
**Воиз,** м - ваъзгӯянда, панду насиҳаткунанда, носеҳ:

Воизон, к-ин ҷилва дар меҳробу минбар мекунанд,
Чун ба хилват мераванд, он кори дигар мекунанд. Ҳофиз
Ҳамин дам бошад, эй воиз, ки то қозӣ хабар ёбад,
Кашем ӯро ба меҳробу туро аз минбар андозем. Камоли Хуҷандӣ

- аз номҳои Муҳаммад (с.а.с).
**Воиза** (моҳ), з - шакли навозишии Воиз
**Воқиф,** м, а - огоҳ, бохабар, ҳолдон, донанда:

Воизо, нуқта зи қонуну вараъ камтар зан,
Ки мани ринд басе воқиф аз ин қонунам. Шоҳин
Дар чарх ба анвоъ суханҳо гуфтанд,
Ин бехабарон гавҳари дониш суфтанд.
Воқиф чу нагаштанд бар асрори фалак,
Аввал занахе заданду охир хуфтанд. Хайём

**Воқифа,** з - шакли навозишии Воқиф.
**Волид,** м, а - соҳиби фарзанд, падар, додо; тифл, бача, кӯдак, фарзанд.
**Волида** (бибӣ, бону, хон), з - соҳиби фарзанд, модар, оча; ниг. Волид.
**Волӣ,** м - малики боҳикмат; аз номҳои Худои таоло.
**Воло,** м - боло, баланд; олӣ, олиқадр, олимартаба:

Бад-он кӯш, то зуд доно шавӣ,
Чу доно шавӣ, зуд воло шавӣ. Абӯшакури Балхӣ

- маҷ. қиматбаҳо, пурбаҳо, гаронбаҳо.
**Воло** (мақом, маниш, мартаба, нажод, насаб, ҳунар), м - аз Воло ва п. м.

**Вомик,** м, а - дӯстдоранда; номи қаҳрамони достони "Вомику Азро" .
**Вомиқа,** з - шакли навозишии Вомиқ.
**Ворас,** м - ниг. Вораста; Ворас Абулбақои Бухорой, адиби тоҷик (байни аср - ҳои XVII – XVIII)
**Вораста,** м - озод, фориғбол, халосшуда; ба (мақсад, ҷое, касе) расида.
**Ворахида,** з - ниг. Вораста.
**Ворис,** м, а - нишонае аз гузаштагон, давомдиҳандаи кор ва ҳаёт, роҳ ва хислати касе ё чизе, меросхӯр; худои абадзинда :

Одамизода ворисӣ хирад аст,
Бехирад ғайри насли ҳайвон нест. Бедил

- аз номҳои Худои таоло; шакли мухтасари Абдулворис.
**Вориса,** з - шакли навозишии Ворис.
**Ворисалӣ,** м - аз Ворис ва Алӣ.
**Восеъ,** м, а - васеъ, фарох, паҳновар, ҳамаро дарбаргиранда; яке аз исмҳои Худои таоло.
**Восил,** м, а - ...расанда, фарорасанда, васлшаванда, пайваста, васлшуда; муқарраб (наздикшуда, ҳамсӯҳбатшудаи доимӣ, надим)-и Худои таоло.
**Восила,** з - шакли навозишии Восил.
**Восит,** м, а - дар маркази тамоми мавҷудот буда, миёнарав, ҳимоягар; аз номҳои муборакӣ Худои таоло.
- номи шаҳрест дар Ироқ, ки миёни Бағдод ва Басра воқеъ аст.
**Восиф,** м, а - васфкунанда, тавсифкунанда, ситоишкунанда:

Банда чун ҳаст восифи хубон,
З-он сабаб шуд ба Восифӣ машҳур. Восифӣ

**Восифа,** з - шакли навозишии Восиф.
**Восифӣ,** м - масуб ба Восиф; Восифӣ Зайнуддин Маҳмуд ибни Абдулҷалил (с. 1485, Ҳирот - байни с.с. 1551-1556, Тошкант), шоир, носир ва муаррихи тоҷик.
**Вофид,** м, а - намоянда, вакил, фиристода.
**Вофир,** м, а - бисёр, фаровон.
**Вофира,** з - шакли навозишии Вофир.
**Вофия,** з - шакли навозишии Вофӣ.
**Вофӣ,** м, а - вафокунанда, бовафо, содиқ ба аҳд:

З-оби тутмоче, ки додаш туркмон,
Оиҷунон вофи шудасту посбон. Румӣ

- кофӣ, кифоя, басанда.
**Воҳа,** а - ободонии дар миёнаи биёбон (оазис).
**Воҳиб,** м, а - бахшанда, инъомкунанда.
**Воҳиба,** з - шакли навозишии Воҳиб.
**Воҳид ,** а - як, (Худои) ягона, якто, якка; аз номҳои Худои таоло; шакли мухтасари номи Абдулвоҳид; ниг. Ваҳид.

Дона ин ҷо баҳор мегардад,
Шахси воҳид ҳазор мегардад. Бедил

**Воҳид** (хон, хоча, хӯча, чон), м - аз Воҳид ва п.м.
**Воҳида,** з - шакли навозишии Воҳид.
**Воҳидулҳақ,** м - ягона ва ҳақиқӣ.
**Воҷиб,** м, а - шоистан эҳтиром, лоиқ, арзанда, бисёр лозим, зарурӣ, сазовор;
амре, ки ба чо овардани он ҳатмӣ ва зарур мебошад;
- он ки дар вуҷуд ва бақои худ муҳтоҷи ғайр набошад.
**Воҷиба,** з - шакли навозишии Воҷиб.
**Воҷид,** м - офаранда, офаридгор; соҳиб, молик, ёбанда, доранда; аз номҳои
муборaки Худои таоло.
**Воҷида,** з -шакли навозишии Воҷид.
**Вузаро** - ҷ. вазир; ниг. Вазир.
**Вуқуф,** м, а - ист, даранг, таваққуф; огаҳӣ, хабардорӣ, боҳабарӣ.
**Вуқӯъ,** м, а - зоҳиршавӣ, воқеъшавӣ,, рӯйдиҳӣ, содиршавӣ:
Илоҷи воқеа пеш аз вуқӯъ бояд кард,
Дареғ суд надорад, чу рафт кор аз даст. Аз "Ахлоқи Мӯҳсинӣ"
**Вуслат** - ниг. Васлат.
**Вусма** - ниг. Васма. Зи вусма абрувонро кор пардохт,
Ҳилоли идро қавси қузаҳ сохт. Ҷомӣ
**Вуссад** - ниг. Буссад.
**Вусул,** м, а - восил шудан, расидан, ба ҳам расидан, ба ҳам пайвастан:
Ҳар ду беморем, ҳоло мешавем аз ҳам ҷудо,
То дигар чун иттифоқ афтад миёни мо вусул. Салмони Соваҷӣ
- комёб шудан, ноил гардидан, ба мақсад расидан, ба даст даровардан.
**Вусъат,** м, а - васеӣ, фарохӣ, паҳноварӣ, кушодӣ:
Ба ин вусъат заминро карда дилтанг,
Ки аз вай сар занад гулҳо ба ҳар ранг. Бадрии Кашмирӣ
- маҷ. қудрат, тавоноӣ, дороӣ.
**Вуфур,** м, а - вофирӣ, фаровонӣ, бисёрӣ, серобӣ; ниг. Вофир.
**Вуҷуд,** м, а - ҳастӣ, мавҷудият:
Як рӯз зи банди олам озод наям,
Як дам задан аз вуҷуди худ шод наям;
Шогирдии рӯзгор кардам бисёр,
Дар кори ҷаҳон ҳанӯз устод наям. Хайём
- маҷ. бадан, ҷисм, ҷусса, пайкар:
Бигдохт зи сӯзи дил вуҷудам,
В-аз авҷи фалак гузашт дудам. Хисрави Деҳлавӣ
**Вушмагир,** м - Шамсулмаолӣ Қобус ибни Вушмагир - яке аз подшоҳони
сулолаи Зиёриён; ниг. Зиёриён.

## Г

**Габр,** м - пайрави дини Зардушт, зардуштӣ, оташпараст, ки ба араби маҷус гӯянд:

Агар сад сол габр оташ фурӯзад,
Ба як дам, к-андар он афтад, бисӯзад. Саъдӣ

**Габрӣ,** м - габр будан, оташпараст будан, оташпарастӣ; мансуб ба габр, аҳли габр.

**Гавҳар** - марворид, санги қиматбаҳо; асл, зот, сиришт; моҷ, нажод, насаб.

**Гавҳар** (алӣ, амон, бахш, бек, бин, мулк, нигор, фишон, хон, ҷон, шинос, шод, шоҳ), м - аз Гавҳар ва п. м.

**Гавҳар** (асл, афзо, афзун,бар, бахш, баҳо, бегим, бибӣ, бин, бон, бону, бор, вор, гул, гун, гуна, деҳ, дод, дон, дӯст, иён, ина, лаб, меҳр, моҳ, мулк, намо, нигор, нишон, ноз, огин, ойин, он, она, оро, осо, пок, пора, пош, рахш, рез, рух, рӯй, сон, соф, тоб, тобон, тоҷ, фазо, файз, фишон, фом, фузун, фурӯғ, хез, хон, хоҳ, чеҳр, чин, ҷӯ, ҷӯё, шед, шинос, шод), з - аз Гавҳар ва п. м.

**Гавҳарафшон,** з - афшонандаи гавҳар, гавҳарпош; фасеҳзабон, хушкалом ширингуфтор.

**Гавҳарин,** з - аз гавҳар сохташуда; гавҳар, мансуб ба гавҳар.

**Гавҳарӣ** - мансуб ба гавҳар, гавҳаршинос; гавҳарфурӯш, ҷавоҳирфурӯш.

**Гавҳарнисо = Гавҳарунниcо,** з - аз Гавҳар ва Нисо.

**Гавҳармалик,** з - малики марвоҷидҳо; аз Гавҳар ва Малик.

**Гавҳармоҳ,** з - моҳи марворидлиқо; аз Гавҳар ва моҳ.

**Гавҳароро,** з - бо сангҳои қиматбаҳо орододашуда.

**Гавҳаршод** - шодон, хушбахт; айнан: марвориди хандон; номи зани Шоҳрух.

**Гадо** - талабгор, ташна, гурусна.

**Гадоалӣ,** м - аз Гадо ва Алӣ.

**Гадомуҳаммад,** м - аз Гадо ва Муҳаммад (с.а.с)

**Гайлон = Гилон** - номи вилоят дар Эрон, ки ба араби ҷелон низ гӯянд. Ниг. Гел.

**Гайҳон = Кайҳон,** м, з - дунё, ҷаҳон, олам; рӯзгор, вақт ва замона:

Қофу нун буда сутурван аз ҳазорон сол боз,
Зода фарҷанде, ки шоҳдшоҳи гайҳон омада. Хоқонӣ

**Гандум** - навъе аз ғалладона, ки ғизои асосии инсон аст ва аз он нон ва хӯрокҳои гуногун тайёр мекунанд:

Падарам равзаи ризвон ба ду гандум бифурӯхт,
Ноҳалаф бошам, агар ман ба ҷавс нафрӯшам. Ҳофиз

**Гандум** (гун - м; ак, вош, гул, гун, гуна, ин, намо, рез, рӯй, сон, тоб, файз, физо, фом, фузун, чеҳр, чин, ҷӯ - з) - аз Гандум ва п. м.

**Ганҷ** - хазинаи тилло, нуқра ва ҷавоҳирот.

**Ганҷ** (рез, хуш - м; абир, асл, афзо, афрӯз, бар, бахш, баҳо, беҳ, бибӣ, бин, бон, бону, бор, вар, вош, воло, вора, гун, деҳ, дида, дис, доқ, дода, дон,

дор, доро, дўст, ёб, зеб, ком, лутф, меҳр, моҳ, моҳа, мужда, намо, овар, оша, ораз, орзу, оро, осо, пора, пош, рабо, рез, сон, соф, тоб, физо, фом фузун, хез, хоҳ, хуш, ҳавас, чин, чў, чўе - з) - аз Ганҷ ва п. м.

**Ганҷалӣ,** м - аз Ганҷ ва Алӣ.

**Ганҷбону,** з - аз Ганҷ ва Бону.

**Ганҷвар,** м - аз ганҷ ва вар, ки маънии доранда ва худованд (соҳиб)-ро дорад.

**Ганҷибек,** м - аз Ганҷ ва Бек.

**Ганҷина,** з - ҷои ганҷниҳӣ, ганҷдон, махзан:

Фақри зоҳир мабин, ки Ҳофизро
Сина ганҷинаи муҳаббати ўст. Ҳофиз

- ганҷ; кинояаз ботин, замир,дил:

Табъ ба селоби адам дода рахт,
Ишқ ба ганҷина қадам монда сахт. Хисрави Деҳлавӣ

**Ганҷина** (бону, моҳ, хон), з - аз Ганҷина ва п. м.

**Ганҷия,** з - мансуб ба Ганҷ.

**Ганҷоро,** з - оройишдиҳандаи Ганҷ, аз Ганҷ ва Оро.

**Ганҷур,** м - хазинадор; аслан ганҷвар бошад; ниг. Ганҷвар.

**Гаразмон = Гарзмон** - осмон; сипеҳр; арши Худо, фалакулафлок:

Маҳу хуршед бо Бирҷису Баҳром,
Зуҳал бо Тиру Зўҳра бар гаразмон. Дақиқӣ

**Гаргар,** м - офаринанда ; аз сифатҳои Худои таоло; мухаффафи Гаравгар.

Чу бечора гаштанду фарёд ҷустанд,
Бас эшон бибахшуд яздони гаргар. Дақиқӣ

**Гард** - гардиш, ҳаракат:

Кунад он санг бар рўи замин гард,
Ба он муддат, ки ёқуташ тавон кард. Бедил

- маҷ, гардун, чарх ниг. Гардун:

Ба Пирон чунин гуфт: К-имрўз гард
На бар орзу гашт гоҳи набард. Фирдавсӣ

- хокреза, чангу ғубор, хока

**Гард** (абир, анбар, ахгар, ахтар, гул), з - аз Гард ва п. м.

**Гардон** (шоҳ), м - дафъкунанда (и бало ва ҳама нохушиҳо); балогардон.

**Гардун,** м - фалак, сипеҳр, осмон; олам, дунё, даҳр:

З - овардани ман набуд гардунро суд,
В - аз бурдани ман ба изэу ҷоҳаш нафузуд,
В - аз ҳеҷ касе низ ду гўшам нашунуд,
К - овардану бурдани ман аз баҳри чӣ буд? Хайём

Тафовут надид гардуни гумроҳ,
Мобайни дурру сангпораи роҳ.
Шуд бори гарон фазилат имрўз,
Сад афсўс аз ин даҳри садафсўз. Я.Шукрӣ

- мач. рӯзгор; сарнавишт, тақдир:

Ҳамеша то бувад даврон, ҳамеша то бувад гардун.

Бувад гардун туро тобеъ, бувад гардун туро тобеъ. Аз "Ахлоқи Мӯҳсинӣ"

- ба маънои ароба ва чарх низ ояд.

**Гардуна,** з - ароба, гардун - гардонанда; нигг. Гардун.

**Гарзмон** - ниг. Гаразмон.

**Гарон,** м - аз гарон (вазнин; пурқимат, пурбаҳо, арзишдор).

**Гарон** (абир, анбар, арч, асл, ато, атр, афзо, ахгар, ахтар, ахд, бахш, баҳо, бор ванд, ганч, гул, гоя, дод, дода, еб, зеб, зод, зода, лутф, меҳр, ово, ораз, пазир, соя) - з - аз Гарон ва п. м.

**Гаш = Каш,** з - хуб, хуш, зебо, ҷозибадори нокдор; нозанин; бо нозу такаббур:

Дӯстӣ бо ту ҳаром аст, ки чашмони гашат,

Хуни ушшоқ бирезанду ҳалолаш донанд. Саъдӣ

Буд ҳам ин хочаро як духтаре,

Симандоме, каше, хушгавҳаре. Румӣ

**Гашангез,** з - ангезонандаи хубӣ, хушӣ, зебоӣ.

**Гашофар,** з - офарандаи хубӣ, хушӣ, зебоӣ.

**Гел = Гелон,** м - номи вилоятест дар Эрон.

**Гел = Кел** - мухаффафи Азгел, ки номи як хел гули сурхи даштист.

**Гелоншоҳ,** м - аз Гелон ва Шоҳ.

**Гелос,** м - мевае аз ҷинси олуболу, ки таъми ширин дорад.

**Гесӯ,** з - мӯи дарози занон; печа, милла, кокул.

**Гесӯ** (бону, воло, зеб, зебо), з - аз Гесӯ ва п. м.

**Гетиафрӯз,** - оламтоб, равшанкунандаи ҷаҳон; киноя аз офтоби оламтоб:

Шабе, к-аз шараф ғайрати рӯз буд,

Кавокиб дар ӯ гетиафрӯз буд. Ҷомӣ

**Гетинаворд,** м- ҷаҳонгард, сайркунандаи ҷаҳон, сайёҳ:

Ҷаҳонмарзбони шоҳи гетинаворд,

Барафрӯхт, к-ин достон гӯш кард. Низомӣ

**Гетинамо(й),** з - ҷаҳоннамо; ҷоми гетинамой - пиёлаи афсонавии Ҷамшед, ки гӯё аз даруни вай тамоми ҷаҳон менамудааст:

Зи Кайхисрав он ҷоми гетинамой,

Ки аҳкоми анҷум дар ӯ ёфт ҷой ... Низомӣ

**Гетинигор** - ҷаҳонoро, зинатдиҳандаи дунё.

**Гетипаноҳ,** м - ҷаҳонпаноҳ, паноҳи ҷаҳон, касе, ки ҷаҳон дар паноҳи ӯст, мач. подшоҳи бонқтидор:

Дило, ҳоли Ҷамшеди гетипаноҳ,

Аҷаб нест аз гардиши солу моҳ... Аз "Равзат-ус-сафо"

**Гетиситон,** м - ҷаҳонгир.

**Гетифурӯз** - ҷаҳонафрӯз, равшанкунандаи ҷаҳон; мач. Офтоб:

Нури гетифурӯзи чашмаи хур
Зишт бошад ба чашми мушаки кӯр. Саъдӣ

- мухаффафи Гетиафрӯз

**Гетишинос,** м - дунёшинос, ҷаҳоншинос, ҷаҳондида:

Хуш аст ин нукта аз гетишиносон,
Ки бошад ҷанг дар назюра осон. Ҷомӣ

**Гетӣ** - ҷаҳон, дунё.

**Гетӣ** (бон, ванд, фар), м - аз Гетӣ ва п. м.

**Гетӣ** (бон, бону, духт, ванд, ноз, оро, паноҳ, нӯш, фар, фурӯғ, фурӯз), з - аз Гетӣ ва п. м.

**Геҳон,** м,з -ниг. Гайҳон.

**Гиро** - гиранда; таъсирнок, таъсирбахш; қавӣ ва зӯр; ҷаззоб; фиребо.

**Гиробахш,** м - аз Гиро ва бахш; таъсирбахш.

**Гиромӣ** - азиз, арҷманд, бо қадру қимат; мукаррам, мӯҳтарам:

Ғанимат шумор ин гиромӣ нафас,
Ки бе мург кимат надорад кафас. Саъдӣ

**Гиромӣ** (азм, арҷ, асл), з - аз Гиромӣ ва п. м.

**Гоҳангон** - роҳи Коҳкашон:

Ҷамоли лаълваши хоҷа дар имориш сим,
Ҷувон ки моҳ равад дар тариқи Гоҳангон. Аз "Фарҳанги Шуурӣ"

**Гувор** - гуворо, созгор, форам, ширин, лаззатнок:

Ташна менолад, ки ку оби гувор,
Об ҳам нолад, ки ку он обхор. Румӣ

**Гуворо,** з - ниг. Гувор.

**Гуворо** (азм, арҷ, асл, атр, ваш, ганҷ, гун, дод, завқ, ком, лафз, лутф, меҳр, ноз, ном, рамз, роз, рӯй, саф, тоб, файз), з - аз Гуворо ва п. м.

**Гударз,** м - номи яке аз қаҳрамонони "Шоҳнома"- и Фирдавсӣ; чун паҳлавони боҷасорат, хирадманд ва ботадбир маъруфи шудааст.

**Гул** - ғунча ва ё муғчаи воподани гиёҳон ва дарахтон, шукуфаи кушода, баргҳои нозук ва рангини ба ҳам пайваста, ки баъзе дарахтон ва гиёҳон дар шохҳои худ ҳосил мекунанд ва баъд аз муддате ба ҷои он тухм ё мева ба вуҷуд меояд. Одатан "гул" пайваста бо номҳои занона бо маънои маҷозии зебо, хушрӯй, хушандом ва дар таркиби номҳои мардона ба маънои маҷозии беайб, беnуқсон, бароо истифода мешавад.

**Гул** (алӣ, аҳмад, басар, баҳром, бек, биддин, бин, боз, бозор, гиёс, ғозӣ, давлат, ёр, истон, кор, қурбон, маҳмад, мирзо, мурод, муҳаммад, назар, нақш, ниёз, нур, об, парвар, подшоҳ, тоҷӣ, тӯра, хан, хон, ҳошим, чин, ҷамол, ҷон, шан, шавалӣ, шер, шоҳ, юсуф), м - аз гул ва п. м.

**Гул** (абир, абр, абрӯ, анзо, авранг, авҷ, аёз, аён, азм, азора, ак, анбар, ангез, ангубин, андеш, андоз, андом, андон, андуд, андуда, анор, анҷир, асал, асил, асл, аср, асрор, ато, атр, афзал, афзо, афзун, афрӯз, афрӯза, афрӯхта, афсар, афсор, афшо, афшон, афшона, ахгар, ахтар, ахтара,

аҳд, аҳсан, аъзам, аъло, бадан, баёз, бақо, банд, банисо, баноз, банот, бар, барно, барон, барчин, басар, бахт, бахш, баҳо, баҳор, баҳора, бед, без, беҳ, беҳин, бибӣ, бика, бин, биҳишт, боғ, бод, бода, бодон, бодом, боз, боза, бозон, бозор, бом, бомӣ, бон, бона, бонг, бону, бор, борон, бум, буна, бутта, бӯ, бӯс, бӯстон, вар, васф, ватан, вафо, ваш, вежа, вира, воло, вон, вона, вор, вора, ганч, гар, гашт, гетӣ, гун, ғазал, ғунча, давр, даврон, даст, даста, деҳ, дид, дида, дидор, диёр, дод, дода, доман, домон, дон, дона, доно, дор, дора, доро, достон, духт, духтар, дӯз, дӯст, ёб, ёдгор, ёр, ёра, завқ, зайнаб, замира, замон, зар, зарнон, зарӣ, зеб, зебар, зебо, зибону, зиё, зимоҳ, зинисо, зира, зирамоҳ, зифа, зия, зиямоҳ, зо, зод, зода, зодамоҳ, зор, зора, зорак, зорон, иалор, ибодом, боғ, бону, изор, карам, қадам, қанд, манд, маст, меҳр, меҳра, меҳрӣ, мира, момо, моҳ, мунаввар, мушк, набит, набот, наво, навоз, назар, назир, назира, намо, насаб, насиб, насим, насима, насрин, насрина, настар, настара, нафис, нафиса, нигин, нигина, нигор, нигора, ниёз, ниёза, низор, низора, нисо, нисор, ниҳол, ниҳола, ноз, ноза, нозанин, нозачон, нозук, ном, нома, нор, нора, норабону, норагун, норамоҳ, норгун, нур, нура, нурабону, нурамоҳ, нӯш, нӯша, обод, оваид, овар, озод, ораз, орзу, оро, ором, ороста, осмон, осо, оташ, пазир, пайкар, паноҳ, пар, параст, парвар, парвин, парӣ, партав,пош, пӯш, рабо, райҳон рамз, ранг, расо, раста, рафтор, рахш, рахшон, раъно, рез, резо, роз, розия, рӯх, рухсор, рухсора, рӯ, сабо, садаф, санам, сафар, симо, сифат, соро, сум, суман, сухан, тоҷӣ, умед, фазо, файз, фар, фароз, физа, физо, фира, фирӯз, фишон, фом, фузун, фурӯғ, фурӯз, хан, хиром, хиромон, хумор, чаман, чеҳр, чеҳра, чаҳон, шод, шода), з - аз гул ва п. м.

**Гулаёз** (хон, шоҳ ), м - насими гул.

**Гуландом,** з - нозукбадан, гулбадан, латифпайкар, қаду комати гулмонанд; мач. зебо, нозанин.

**Гуласал,** з - гули асалбор, гули асалдиҳанда.

**Гуларӯс,** з - арӯси гуландом; мач. арӯси нозанин (зебо)

**Гулафзал,** з - беҳтарини гулҳо, арзандатарини гулҳо.

**Гулафзо,** з - гулпарвар, афзояндаи гул.

**Гулафшон,** з - гулпош, гулрез; мач. нурпош, нурафшон.

**Гулаҷаб**, з - гули аҷиб, гули тааҷҷубовар.

**Гулбадан,** з - айнан: қаду қомати гулмонанд.

**Гулбарг,** з - барги садбарг, барги гул; мисли барги гул нафис; мач. Зебо.

**Гулбасар** - гули чолиби диққат; аз Гул ва Басар.

**Гулбахт,** з - хушбахт.

**Гулбаҳор,** з - гули навбаҳор.

**Гулбегим,** з - аз Гул ва Бегим.

**Гулбез,** з - гулафшон, гулпош, гулрез, афшонандаи гул:

Мадеҳ ба бод гаронмоя умр бе бода,
Кунун, ки бода фараҳбахшу бод гелбез аст. Ҷомӣ

**Гулбоз** - бо гул бозикунанда; аз Гул ва бозӣ.
**Гулбозор,** м - гули бозоргир; аз Гул ва Бозор.
**Гулбоғ,** з - боғи гул; гулистон.
**Гулгун** - гулранг, ба ранги гул; монанди гули сурх тару тоза; дар тиб давои мураккабест аз сендур, сафеда, шаҳми ҳанзал ва равғани ёсамин, ки барои ҷило ва сафои ранги рӯ ба рӯ моланд ва баъди ним соат бо оби гарм бишӯянд.
**Гулгуна,** з - шакли навозишии Гулгун.
**Гулғунча,** з - ғунчаи гул; ниг. Гулгуна
**Гулдарбоғ** - гули дар боғ буда.
**Гулдаст**(шох) - моҳир, ҳунарманд, санъаткор:

Ба дасташ гул кунад, ҳар ҷо гиле ҳаст,
Надида кас чунин устоди гулдаст. Сайидо

**Гулдаста** (хон, шох), з - дастаи гул.
**Гулдор** (шох), м - бо гул зеб додашуда.
**Гулзод** - зодаи гул; фарзанди гул.
**Гулзода** - ниг. Гулзод.
**Гулзор,** з - маҳалли рӯидани гулҳои бисёр, гулистон, гулшан; номи лаҳне (навое, оҳанге) аз мусиқӣ:

Хурӯшон булбулон дар саҳни гулзор,
Ба вақти субҳдам бар лаҳни Гулзор. Аз "Баҳори Аҷам"

**Гулзоралӣ,** м - аз гулзор ва Алӣ.
**Гулзира,** з - гули зира; маҷ. гули хушбӯй; аз Гул ва Зира.
**Гулибоғ,** з - гули бӯстонӣ; гули парваридашуда.
**Гулизор,** з - шукуфон; айнан: рухсори гулмонанд; гулрӯ, зебо, хушрӯй.
**Гулистон,** - ҷои махсуси рӯидан ва парвариши гулҳо, боғи гулҳо, гулбоғ.

Турфа боғест гулистони ҷаҳон, лек чӣ суд?
Ки гули ишрат аз ин боғ начидаст касе. Ҳилолӣ

**Гулӣ,** з - мансуб ба гул.
**Гулкарам** - аз Гул ва Карам.
**Гулман** - Гули ман.
**Гулмаст** - гули масткунанда.
**Гулмастон** - ҷ. гулмаст; аз Гул ва Мастон.
**Гулмаҳмад,** м - аз Гул ва Муҳаммад.
**Гулмеҳр** - аз Гул ва Меҳр.
**Гулмир** (хон), м - аз Гул ва Мир.
**Гулмира,** з - шакли навозишии Гулмир.
**Гулнасаб,** м - кинояи аз хушрӯ, зебо; хушнасаб, насаби зебо.
**Гулнасим,** з -аз Гул ва Насим; насими атрафшон; насими форам.
**Гулнигор,** з - мисли гул нозанин(зебо); гулсурат, гулранг.

**Гулнисо,** з - аз Гул ва Нисо.
**Гулнисоро,** з - аз Гул ва Нисор.
**Гулноз,** з - гули пуршукӯҳ, гули мағрур; ифтихори гул, гули зебо; нозгул.
**Гулноза,** з - шакли навозишии Гулноз.
**Гулнор,** з - гули анор, кинояи аз рухсора, чеҳра; номи яке аз персонажҳо (канизаки Ардавони Ашконӣ) дар "Шоҳнома"- и Фирдавсӣ:

Ки Гулнор буд номи он моҳрӯй,
Нигоре пур аз гавҳару рангу бӯй. Фирдавсӣ

**Гулнора,** з - шакли навозишии Гулнор.
**Гулноргун,** з - гулнорранг, ниг. Гулнор.
**Гулнорӣ,** з - мансуб ба Гулнор, ниг. Гулнор.
**Гулноро,** з - ниг. Гулнор.
**Гулогин,** з - аз Гул ва огин - оганда, андуд(а); пур, анбошта, мамлӯ.
**Гулоро,** з - бо гул оростафта; зебо, хушрӯй.
**Гулофарин,** з - гулпарвар; маҷ. Боғбон.
**Гулпарчин,** з - девори гул, чанбараи гул.
**Гулпош,** з - гулафшон, гулпош.
**Гулрабо,** з - рабояндаи Гул.
**Гулранг,** з - монанди гул рангоранг.
**Гулрафтор,** з - зеборафтор, равиши зебо, гулмонанд.
**Гулрез,** - гулафшон, гулпош.
**Гулрух,** з - он, ки рӯяш ҳамчун гул зебост; чеҳраи гулмонанд, зебо.
**Гулрухсор,** з - он, ки рухсораш монанди гул латиф ва дилкаш аст; маҷ. зебо, хушрӯ; ниг. Гулрух.
**Гулрӯ,** з - он, ки рӯяш ҳамчун гул зебост; зебо, хушрӯй.
**Гулрӯз** - аз гул ва рӯз (маҷ. сафед, равшан).
**Гулсанам,** з - аз гул ва санам; санами гулсимо, санами гулмонанд, хеле зебо, - пари гулмонанд, зебои мафтункунанда.
**Гулсара,** з - гули тару тоза, гули сара, гули зебо.
**Гулсиминбар,** з - аз Гул ва Симинбар; ниг. Симинбар.
**Гулсимо,** з - зебо, нозанин; Гулрӯй, Гулчеҳра.
**Гулситон** - ниг. Гулистон. маҷ. маҳбуба, маъшука.
**Гулсон,** з - монанди гул, гул барин .
**Гулсоро,** з - аз Гул ва Соро.
**Гулсум** - Кулсум, мухаффафи Гулсуман.
**Гулсуман,** з - гули Суман.
**Гулсумо,** з - мухаффафи Гулсуммо(х).
**Гулсун,** з - ниг. Гулсум.
**Гулсухан,** з - хушгуфтор.
**Гулфишон,** з - ниг. Гулафшон.

**Гулфом,** з - гулранг, гулгун:

Ёр чун дар ҷом мебинад рухи гулфомро,

Акси рӯяш чашмаи хуршед созад ҷомро. Ҳилолӣ

**Гулхан** - оташдон, оташгоҳ.

**Гулханда,** з - хандаи зебо; шукуфти гул, кушода шудани гул, гули шукуфон, гули зебо.

**Гулханӣ,** м - мансуб ба Гулхан.

**Гулхумор,** з - гули пурноз.

**Гулҳавас,** з - аз Гул ва Ҳавас; Ҳавасгул - беҳтарин ҳавас, орзу.

**Гулчеҳр,** - гулрӯй, зебо, хушрӯй, соҳибҷамол; чеҳраи гулмонанд:

Авранг ку, Гулчеҳр ку, нақши вафову меҳр ку?

Ҳоли ман андар ошиқӣ доди тамоме мезанам. Ҳофиз

- мухаффафи Гулчеҳра.

**Гулчеҳра,** з - ниг. Гулчеҳр.

**Гулчин** - касе, ки гул мечинад, гулчинанда; баргузида; маҷ. мунтахаб, сара, яккачин.

**Гулҷамила,** з - аз Гул ва Ҷамила.

**Гулҷаҳон,** з - аз Гул ва Ҷаҳон.

**Гулҷон,** з - аз Гул ва Ҷон.

**Гулшакар,** з - гулқанд, мураббое, ки аз гули боғӣ (садбарг) мепазанд.

**Гулшан** - ҷое, ки гулҳои рангоранг мерӯянд, гулзор, гулистон; бӯстон.

**Гулшаҳр,** з - гули кишвар, гули мамлакат; маҷ. шаҳри зебо.

**Гулшер** (хон), м - аз Гул ва Шер.

**Гулшод,** з - гули хуш, гули хуррам; гули хурсандкунанда; аз Гул ва Шод.

**Гулшоҳ,** м - шохи гулҳо; аз Гул ва Шоҳ.

**Гулъизор,** з - ниг. Гулизор.

**Гуна** - рӯй, рухсора, ораз, чеҳра; ранг; хел, навъ; тариқ, тарз, равиш.

**Гундо,** м - файласуф, доно, олим, ҳаким:

Пилони туро рафтан бод асту тан - кӯҳ,

Дандони наҳангу дилу андешаи гундо. Унсурӣ

- ситорашинос; соҳир, ҷодугар.

**Гург,** м - маҷ. ҷонсахт; қавӣ; зирак, маккор, ҳилагар.

**Гурд,** м - паҳлавон, баҳодур; далер, шуҷоъ, нотарс, диловар.

**Гурд** (ажван, алӣ, афкан, гир, зод, мард, об, он), м - аз Гурд ва п. м.

**Гурдак,** м - шакли хурдӣ ва навозиши Гурд.

**Гурдзод,** м - зодаи паҳлавон, паҳлавонписар; фарзанди Гурд.

**Гурдофарид,** з - аз Гурд ва офаридан (зоидан). гурдзо((й); яке аз занони қаҳрамони афсонавии халқҳои эронинажод; дар "Шоҳнома"- и Фирдавсӣ зани зебо, қавӣ, ҷасуру паҳлавон.

**Гурдофарин**- з - ниг. Гурдофарид.

**Гурминҷ,** м - номи артисти халқии Тоҷикистон Гурминҷ Завқибеков.

**Гуроз,** м - хуки даштӣ; кинояз шуҷоъ, далер; номи яке аз бузургони эронӣ, ки ба подшоҳӣ расида будааст; хиромон, ҷилвагар.

**Гуроз,** м - номи яке аз паҳлавонон дар "Шоҳномаи"- Фирдавсӣ.

**Гурозон** - хиромон, ҷилвакунон, роҳравон (бо нозу такаббур):

Бигаштанд гирди лаби ҷӯйбор,
Гурозону тозон зи баҳри шикор. Фирдавсӣ

**Гуҳар,** з - ниг. Гавҳар.

**Гуҳар** (абир, авранг, авҷ, акиқ, амал, анбар, андӯз, арҷ, асл, ато, атр, афзо, афзун, афшон, ахтар, бақо, бар, бахт, бахш, баҳо, бин, бон, бун, вар, вор, гул, гун, гуна, деҳ, дод, дон, духт, дӯст, ёб, зод, зода, манд, меҳр, моҳ, нисо, ноз, огин, оро, осо, пок, рез, фазо, файз, фар, фишон, фом, чеҳр, ҷӯ, шед, шод), з - аз Гуҳар ва п. м.

**Гуҳарафшон,** з - гуҳаррез, гуҳарпош; маҷ. гӯяндаи суханҳои нағз ва шоистаи мавзун.

**Гуҳарбахш** - бахшандаи гуҳар; сахӣ, саховатпеша.

**Гуҳарбор** - пошандаи гуҳар; ниг. Гавҳарафшон .

**Гуҳарзод** - асилзода, покнажод, баландnасаб.

**Гуҳаррез** - ниг. Гуҳарафшон.

**Гуҳарсанҷ** - гавҳаршинос; маҷ. сухансанҷ, хирадманд, доно, донишманд, хаким; маҷ. ровӣ, наклкунанда:

Арасту - сухансанҷи Юнонзамин,
Ки бар ганҷи Юнонзамин буд амин... Ҷомӣ

**Гушёр,** м - номи хаким Абулҳасан, устоди Абӯалии Сино.

**Гуштосп,** м - мувофиқи ривоятҳои қадимӣ номи подшоҳи каёнӣ, писар ва ҷонишини Луҳросп ва падари Исфандиёр буда пас аз кушта шудани Зардушт, оини зардуштиро зери ҳимояи худ гирифтааст. Ва аммо ин Гуштосп падари Дориюши Бузург, шоҳи Ҳахоманишӣ бародари Куруши Кабир мебошад.

**Гӯё,** з - гӯянда, изҳоркунанда, суханкунанда, сухангӯ, қобили нутқ.

**Гӯё** (бибӣ, бону, ваш, хон), з - аз Гӯё ва п. м.

Ғ

**Ғазал,** м, а - шеъри лирикӣ, ки аз 5 - 11 байт иборат буда, ба тарзи"*аа ба ва га*" қофиябандӣ мешавад;
- сухангӯи бо занон, ишқбозӣ кардан.

**Ғазал** (бар, бахш, вор, дон, дӯст, саро, хон, ҷон), м - аз Ғазал ва п. м.

**Ғазанфар** (алӣ), м, а - шер.

Ба базм-андаруни чун Аторуд мусоид,
Ба разм-андаруни чун ғазанфар муҳориб. Манучеҳрӣ

**Ғазол,** м, а - оҳу, оҳубарра; маҷ. маҳбуба, маъшуқа; офтоб:

Сабо, ба лутф бигӯ он ғазоли раъноро,
Ки сар ба кӯҳу биёбон ту додаӣ моро. Хофиз

**Ғазола,** з - оҳубарраи мода; маҷ. офтоб.
**Ғазолӣ,** м - мансуб ба Ғазол.
**Ғайб,** а - нопадидӣ, нопайдоӣ, ҳар чизи нопайдо ва ниҳонӣ:

Чун ҳаюло никоби ғайб дарид,
Исм зоҳир ба арчи шакл расид. Бедил

**Ғайбалӣ,** м - аз Ғайб ва Алӣ; рози Алӣ (р).
**Ғайбалишоҳ,** м - аз Ғайб ва Алишоҳ.
**Ғайбдон,** м - донандаи розҳои пӯшида, кашфкунандаи рамзҳо ва асрор:

Барбанд ду чашми айббинро,
Бикшой ду чашми ғайбдонро. Шамси Табрезӣ

**Ғайбиддин,** м - аз Ғайб ва дин.
**Ғайбӣ,** м - мансуб ба ғайб ва олами ғайб (ниҳон).
**Ғайбнамо** - оламнамо, ҷаҳоннамо; он кӣ асрори ғайб ба ӯ зоҳир мегардад.
**Ғайбуллоҳ,** м - аз Ғайб ва Оллоҳ
**Ғайрат,** а - саъю ҳаракати бисёр; ҷуръат, ҷасорат; қувва; энергия; рашк [7]
номуспарастӣ, баномусӣ, ҳамият.
**Ғайрат** (алӣ, бахш, бек, манд, хоҷа, хӯҷа, шоҳ, ҷон - м; бахш, дор, моҳ, ой, хон - з) - аз Ғайрат ва п. м.
**Ғалаба,** м, а - фатҳ, нусрат, пешдастӣ, бартарӣ ва фирӯзӣ; фаровонӣ, бисёрӣ.
**Ғалатмоҳ,** з - аз ғалатӣ ва моҳ; моҳи ғалатӣ, аҷиб
**Ғалатӣ,** з - одами аҷоиб, одами ғалатӣ.
**Ғамза** - ҳаракати чашм ва ба ҳам пӯшидани мижаҳо аз рӯи ноз ва карашма, имову ишора кардан бо чашм ва абрӯву мижгон; нозу карашма; таннозӣ, карашмадорӣ, назарбозӣ, ишвагарӣ; якбор мижа задан, мижазанӣ:

**Нигори** ман ба мактаб нарафт, хат нанавишт,
Ба ғамза масъалатомӯзи сад мударрис шуд. Ҳофиз

**Ғамза** (алӣ - м; бибӣ, бону, гул, моҳ, нисо, ҷон - з) - аз Ғамза ва п. м.
**Ғанимат,** з - моле, ки бе ранҷ ба даст дароянд; пули нақд ва чизҳои қиматбаҳо: Кисабур он хоб ғанимат шумурд,

Омаду аз киса ғ а н и м а т бибурд. Низомӣ

- фоида, манфиат, суд:

Чу бинӣ, ки ёрон набошанд ёр,
Ҳазимат зи майдон ғанимат шумор. Саъдӣ

**Ғанӣ,** м, а - бой, бадавлат, давлатманд, тавонгар, бениёз:

Аз каримон шавад фақир ғанӣ,
Ту каримию мо фақир, эй дӯст. Камоли Хуҷандӣ

- аз номҳои муборaки Худои таоло.
**Ғанӣ** (акбар, бек, зод, зода, шер, ҷон - м; гул - з) - аз Ғанӣ ва п. м.
**Ғано,** а - боигарӣ, давлатмандӣ, дороӣ, тавонгарӣ:

Дасттоҳи ғано варақ гардонд,
Ҷуз қабули хироҷ чора намонд. Бедил

**Ғано** (бахш, ват, манд) - аз Ғано ва п. м.

**Ғариб,** м, а - нодир, аҷиб, ғалатӣ; аҷаб, шигифт; ноошно, аҷнабӣ, бегона; мусофир; аз ватан ва хонумон дурафтода.

**Ғариба,** з - муаннаси Ғариб; ниг. Ғариб.

**Ғариб** (муҳаммад, навоз, султон, шоҳ - м; навоз - з) - аз Ғариб ва п. м.

**Ғафур** (алӣ, бек, ҷон), м, а - бахшоянда, афвкунанда; аз номҳои Худои таоло).

**Ғаффор** (алӣ, хон, ҷон), м, а - бисёр афвкунанда, омурзишкунанда; аз номҳои Худои таоло.

**Ғаюр,** м, а - мард, бoғайрат, ҳамийятдор, ориятkунанда; бисёр рашкбаранда.

**Ғаюр** (бек, шоҳ), м - аз Ғаюр ва п. м.

**Ғиёс** (хон, ҷон), м, а - фарёдрасӣ; чизе, ки ба воситаи он аз сахтие раҳоӣ меёбад; фарёдрас; аз номҳои Худои таоло.

**Ғиёсуддин,** м - фарёдраси дин.

**Ғози** (бек, беҳ, бой, муҳаммад, хон), м - аз Ғозӣ ва п. м.

**Ғозӣ** - м, а - касе, ки дар роҳи дин бо кофарон ҷиҳод кунад; муҳориби дин; подшоҳи ҷангҷӯ.

**Ғоиб,** а - нопайдо, аз назар дур, ғайб:

Бо он ки аз вай ғоибам, аз май чу Ҳофиз тоибам,
Дар маҷлиси рӯҳониён гаҳ - гоҳ ҷоме мезанам. Ҳофиз

**Ғоиб** (шоҳ, ҷон - м; бегим, нисо, моҳ - з) - аз Ғоиб ва п. м.

**Ғоибназар,** м - аз Ғоиб ва Назар.

**Ғолиб,** м, а - ғалабакунанда, забардаст, зафарманд, музаффар, фирӯз, зиёда, фаровон; бештар, аксар.

**Ғолиба,** з - шакли навозишии Ғолиб.

**Ғолибшоҳ,** м - аз Ғолиб ва Шоҳ.

**Ғолия,** з - моддаи сиёҳранге, ки аз хушбӯиҳои гуногун ҳосил мекунанд; мушк, анбар.

**Ғолиямоҳ,** з - аз Ғолия ва Моҳ.

**Ғолиятмоҳ,** з - ниг. Ғолиямоҳ.

**Ғолиямӯ(й),** з - кинояи аз гесӯи мушкин; мӯи сиёҳи анбарбӯй.

**Ғофил,** м, а - бепарво, бехабар.

**Ғофир,** м, а - афвкунанда, омурзанда, бахшандаи гуноҳ; аз номҳои Худои мутаол.

**Ғоя = Ғоят,** а - мақсад, мурод.

**Ғоя** (бар, дон, дор, дӯст, ҷӯ) - аз Ғоя ва п. м.

**Ғузамфар,** м - ниг. Ғазанфар.

**Ғулола,** з - зулф ва мӯи чингила.

**Ғулом,** м, а - банда, навкор, абд; фарзанд, кӯдак, писари ноболиғ. Ба форсӣ ба маънии банда ва барда меояд.

**Ғулом** (алӣ, иддин, мирзо, муҳаммад, набӣ, расул, ризо, хоҷа, хӯҷа, ҷон, шоҳ, қодир, ҳайдар, ҳасан, ҳусайн), м - аз Ғулом ва п. м.

**Ғунча,** з - пунбаки гул, гули ношукуфта, гуле, ки ҳанӯз кушода нашудааст.

Булбуле бар сарири ғунча нишаст,
Ғунча бишкуфту гашт булбул маст. Низомӣ

**Ғунча** (бар, ваш, гул, даҳан, духт, лаб, лиқо, моҳ, нисо, сон) - з - аз Ғунча ва п. м.

**Ғуфрон,** м, а - омурзиш, бахшиши гуноҳ;

Хайём, барои гунаҳ ин мотам чист,
В-аз ғам хӯрдан фоида бешу кам чист,
Гар ҳеч гунаҳ набошадат, ғуфрон чист
Ғуфрон зи барои гунаҳ омад, ғам чист? Хайём

**Ғуфрон** (алӣ, бек, ҷон, шоҳ), м - аз Ғуфрон ва п. м.

**Ғуфрона,** з - шакли навозишии Ғуфрон.

**Ғуфрона** (азм, бону, ваш), з - аз Ғуфрон ва п. м.

## Д

**Дабарон,** м, а - чашмони гов;
- номи яке аз манозили Қамар муштамил бар панҷ ситораи басе равшан ва сурхранг дар бурҷи Савр:

Гар Савр чу Ақраб нашудӣ ноқису бечашм,
Дар қабзаи шамшер нишондӣ Дабаронро. Анварӣ

**Дабир,** м - мирзо, муншӣ, навиштакунанда ва таҳриркунандаи мактубҳо ва ҳуҷҷатҳо; муҳосиб, ҳисобгир; устод, муаллим. Давир ҳам мегӯянд:

Шуд чашми падар ба рӯи ӯ шод,
Аз хона ба мактабаш фиристод,
Додаш ба дабири донишомӯз,
То ранҷ барад бар ӯ шабу рӯз. Низомӣ

- ҷонишини сафир; котиб;
- донишомӯз (талаба)-и дабиристон (мактаби миёна).

**Дабира,** з - шакли навозишии Дабир.

**Дабистон,** м - омӯзишгоҳи навомӯзон, ки болотар аз кӯдакистону поинтар аз дабиристон аст. мактаби ибтидоӣ, ҷои омӯзиши бачагон; махзани дониш.

**Дабур,** м, а - боде, ки аз тарафи ғарб мевазад; маҷ. ғарб, мағриб.

**Давир,** м - ниг. Дабир

**Давлат,** а - мол, сарват, боигарӣ, доройӣ; мамлакат; ҳукумат, салтанат, ҳукмронӣ; ғалаба, зафар; маҷ. бахту саодат, иқбол, хушбахтӣ, толеи нек;
- гардиши замона ба некӣ ва зафар ва иқбол ва мол ва чизе ки даст ба даст бигардад.

**Давлат** (алӣ, бек, ёр, қадам, малик, мард, мирзо, мурод, муҳаммад, назар, ниёз, нур, подшоҳ, султон, уллоҳ, хоҳ, ҷон, шоҳ, юсуф), м - аз Давлат ва п. м.

**Давлат** (бону, бибӣ, гул, ноз, моҳ), з - аз Давлат ва п. м.

**Давлатафзо,** м - равнақёбанда, шукуфон, комёб.

**Давлатбахт,** з - аз Давлат ваБахт; бобахт, хушбахт.
**Давлатнисо,** з - аз Давлат ва Нисо; бонуи хушбахт.
**Давлатёр,** м - бахтиёр, хушбахт; соҳбзафар, музаффар; ниг. Давлат ва Ёр.
**Давлатманд,** м - доро, бой, ғанӣ; бахтиёр, хушбахт.
**Давлатмир,** м - аз Давлат ва Мир; Мири хушбахт.
**Давлатқадам,** м - бахтовар, хушбахт.
**Даврғир,** м - подшоҳи ҳафт иқлим; ниг. Ҷаҳонгир, Оламгир; маҷ. соқӣ, майгусор.
**Давринисо,** з - аз Даврӣ ва Нисо.
**Даврӣ** - мансуб ба давр - вақт, замон, даврон; гирдгардиш.
**Даврон,** а - замон, аҳд; мавсим, фасл, ҳангом; маҷ. хушбахт, ботолеъ; ҳокими вақти худ; гардишиши тавофмонанд гирди чизе.
**Даврон** (алӣ, бек, бой, шоҳ, ҷон - м; бегим, бибӣ, бахт, бону, гул , з) - аз Даврон ва п. м.
**Дада = Дадо** (алӣ, бой, валӣ, асал, хон, хоҷа, ҷон), м - падар, бобо.
**Дайён,** м, а - мукофотдиҳанда; ҷазодиҳанда ба маънои ҷонгадиҳанда; қозӣ, довар, сонс (сиёсатмадор) , ҳоким, ба ҳисоб расанда (ҳисобрас - сифати Худои таоло); Қаҳҳор, Ҷаббор - аз номҳои Худои мутаол.
**Дайёр,** м, а - сокини дайру савмаа; сокин, муқим, истиқоматкунанда, аҳли диёр:

Гар барафтад парда аз пешони кор,
Не ҳаме дайёр монад, на диёр. Аттор

- кас, шахс; дайрнишин.
**Дайлам,** м - номи мавзеъ ва шаҳрест дар Эрон; сокинони Дайлам, ақсар ҷангиламӯй мебошанд; ғулом, банда, хизматгор.
**Дайма,** а - боронe, ки пай дар пай меборад, борони давомдор;
**Даймаҳ = Даймоҳ** - моҳи дай - моҳи даҳуми соли шамсӣ - аввали зимистон:

Дар ин аҳд бе май нишастан хатост,
Ки дай ғамфизо асту май ғамзидост. Шоҳин

**Даймеҳр** - номи рӯзи понздаҳум аз ҳар моҳи шамсӣ.
**Дайбимеҳр,** з - ниг. Даймеҳр .
**Дайр,** м, а - ибодатхонаи оташпарастон ва хонақоҳи муғон, ки онро дайри муғон низ гӯянд; маҷ. майхона; киноя аз дунё, олам, ҷаҳон.
**Дайҳим** - тоҷ, афсар; кулоҳи мурассаъ:

Карам пой надорад, на дайҳиму тахт,
Бидеҳ, к-аз ту ин монад, эй некбахт. Рӯдакӣ

**Дақиқ,** а - нозук, борик; маҳин, латиф, борикбин, нозукандеш, нуктасанҷ:

Фарҳанги суханҳои дақиқи Туғрал,
Не таври "Сурох" аст, на гуфтори "Ҳамиз" аст. Туғрал

**Дақиқ** (баён, гӯ, зеҳн, калом, меҳр, назар, садо, санҷ, ҷӯ), м - аз Дақиқ ва п. м.

**Дақиқа,** з - нуктаи борик, сухани пўшидамаъонии нозук:

Миёни ў, ки худо офаридааст аз ҳеч,
Дақиқаест, ки ҳеч офарида накшодаст. Ҳофиз

- ҷузъи нозук ё нуктаи нозуки ягон касбу ҳунар ва ғ;
- шастяки соат, ки ба шаст сония баробар аст;
- шастяки дараҷа, аз шаст як ҳиссаи дараҷа.

**Дақиқадон** - борикбин, нозукфаҳм, донишманд; дақиқдон.

**Дақиқашинос** - нуктасанҷ:

Чун ў надид дидаи айём қариҳо,
Равшандиле, дақиқашиносе, суханваре. Ҷомӣ

- борикбин, нозукрав.

**Дақиқёб** - борикбин, нозукфаҳм, нуктасанҷ.

**Дақиқназар,** м - борикбин, хурдабин:

Аё дақиқназар меҳтаре, ки гоҳи саҳо
Тавоной, ар бичаконий ҳаме зи оташ об. Анварӣ

**Далер,** м - диловар, шуҷоъ, ҷасур, нотарс; паҳлавон, баҳодур; ниг. Ашкбўс.

**Далила,** з - роҳи равшан.

**Даман,** м - доман; доманаи кўҳ.

**Дамин,** м - бурро, бурранда; ниг. Дамон.

**Дамир,** м, т - матин.

**Дамон,** м - вазанда; босуръат, тозон, чусту чолок; пурҷўшу хурўш, ҷўшон; маст, наъразананда.

**Дамсоз,** м - ҳамсўҳбат, мўнис, ҳамдам, рафиқи ҳамроз; мувофиқ, мусоид:

Нафас, к-аз ҷон бароямд, ҷавҳари зот нест.
Чу гардад боз, дамсози ҳаёт аст. Бадрии Кашмирӣ

**Данон,** м - хушҳол, шод; пурхаяҷон.

**Дарвеш,** м - қаландар, зоҳид, зоҳиди гўшанишин; бенаво, фақир.

**Дарвешалӣ,** м - Алии фақир; аз Дарвеш ва Алӣ .

**Дарвозӣ,** м - мансуб ба Дарвоз; аҳли Дарвоз.

**Дарё,** м -баҳр; наҳр, рўд.

**Дарё** (гард, гузар, навард), м - аз Дарё ва п. м.

**Дарёваш,** м - мисли дарё, дарёмонанд; ниг. Дарёдил.

**Дарёдил** - олиҳиммат, саҳӣ, ҷавонмард:

Рўзе, ки ба фатҳи Ганҷа омад,
Дарёдилу шерпанҷа омад. Ҳилолӣ

**Дастагул,** з - гулдаста:

Ин дастагул аз чӣ бўстон аст,
К-ороиши базми дўстон аст. Ҳилолӣ

**Дастёб** - ғолиб, фирўз.

**Дастёр** - ёридиҳанда, мададгор; хизматгор.

**Дастон,** м- лақаби Зол, ки падари Рустам буд:

Диловар даромад чу Дастони гурд,
Ба ҳамми камандаш даровард бурд. Саъдӣ

- достон; мақом, наво; ниг. Достон.

**Дастур,** - вазир, амири соҳибмаснад:

Арасту, ки дастури даргоҳ буд,
Ба ҳар неку бад маҳрами шоҳ буд. Низомӣ

- одат, расм, қонун ва қоида, фармон, сарқонун; тарз ва ойин; рухсат, иҷозат; мач, роҳнамо;

**Дастурӣ,** м - мансуб ба Дастур, ниг. Дастур.

**Даҳо,** м, а - зиракӣ, камоли фикр ва нуқтаи аълои фаросат, ботадбирӣ:

Даҳову диҳиш дораду мардумӣ,
Сурӯшест дар сурати одамӣ. Низомӣ

- ниг. Бодаҳо.

**Даҳр,** м, а - замон, давр; аср; дунё, ҷаҳон:

Ба даҳр, эй Сайидо, имрӯз ҳушёрӣ намебинам,
Қадам ҳар ҷо гузорам, по ба занҷири ҷунун афтад. Сайидо

- рӯзгор; тақдир, қазову қадар,; толеъ, бахт:

Бода ту хӯрдӣ, гуноҳи заҳр чист?
Ҷурм ту кардӣ, гуноҳи даҳр чист? Низомӣ

**Даҳрия,** з - шакли навозишонаи Даҳр.

**Даҳрӣ,** м - мансуб ба даҳр, замон; қадимӣ; абадӣ. Ҳамчунон ба маънии фалсафии моддипараст, яъне материалист истифода шудааст.

**Даштбон,** м - нигаҳбони даштҳо, муҳофизи даштҳо.

**Деборух,** з - киноя аз хушрӯй:

...В-он гуломи шигарфи деборух,
Бути занҷирҷаъди зеборух. Саноӣ

**Деваштич = Диваштич,** м - ҳокими Панҷакенти Қадим (с.с. 708 - 722), яке аз пешвоёни шӯриши суғдиён бар зидди хилофати араб дар солҳои 720 - 722.

**Девон,** м - маҷмӯаи ашъор.

**Деранд,** м - дарозмуддат, бардавом; даҳр, дунё; замон, рӯзгор:

Ё фато, ту ба мол ғарра машав,
Чун ту бас дида бинад ин деранд. Рӯдакӣ

**Деҳотӣ,** м - мансуб ба деҳот. Лақаби Абдусалом Пирмуҳаммадзода (14.3.1911 Самарқанд - 31.1. 1962, Душанбе), нависандаи советии тоҷик.

**Деххудо,** м - арбоби деҳ, молик ва соҳиби деҳ:

Накӯи кун имсол, чун деҳ туро ст,
Ки соли дигар дигаре деххудост. Саъдӣ

- Алиакбари Деххудо (1878, Теҳрон - 1956, ҳамон ҷо), олим, нависанда ва ходими ҷамъиятии Эрон. Муҳимтарин асараш "Луғатномаи Деххудо" мебошад, ки то ҳол бештар аз 175 ҷузъаш ба табъ расидааст

**Дидафрӯз** - равшанибахш, нурфизо

**Дидор** (бек, бин, шоҳ - м; бону, моҳ - з) - дидан; чеҳра, талъат, рӯй; чашм, дида.

**Дидбон,** м - посбон, нигаҳбон.
**Диёнат,** м, а - диндорӣ; маҷ. ростӣ, бовиҷдонӣ, ҳалолкорӣ.
**Диёр,** а - кишвар; сарзамин; маҷ. ватан, меҳан:

Ман кистам? - Ғарибе, аз васл бенасибе,
Ҳиҷрони ёр дида, дур аз диёр монда! Ҳилолӣ

**Диёр** (бек, дон, дор, дӯст, хон, шоҳ, ҷон - м; гул, бону - з) - аз Диёр ва п. м.
**Диёрмеҳр,** м - аз Диёр ва Меҳр.
**Диёҷонс,** м - номи файласуфи Юнони қадим; Диоген.
**Дил** (афзо, бек, дода, баралӣ, бин, боз, вар, ёр, зод, мурод, муҳаммад, назар, нигор, ниёз, нур, ободу, огоҳ, ошно, ошуб, пазир, пок, пур, роз, рӯз, сӯз, фидо, хуш, ҷон, ҷӯ, шӯх), м - аз Дил ва п. м.
**Дил** (ангез, анор, афзо, афзун, афрӯз, афрӯза, афшон,бахш, баҳор, бедор, бин, бон, бону, васеъ, гуна, дода, ёр, кушо, меҳр, меҳра, мира, нигар, нигор, ноз, ноза, нора, нура,огоҳ,озар, озара, оро, офарид, офарин, равшан, хумор, шера), з - аз Дил ва п. м.
**Дилангез** - пурдил,ҷасур, диловар; ҳаяҷонбахш.
**Дилафрӯз** - дилкушо, фараҳбахш; маҷ. маҳбуба, маъшуқа:

Маро ту дӯст будӣ, эй дилафрӯз,
Валекин дӯсттар гаштам аз имрӯз. Фахриддини Гургонӣ

- тарона ва яке аз оҳангҳои наврӯзии халқи тоҷик; гӯша ва шӯъбаи мусиқӣ дар дохили "Дувоздаҳмақом", ки аз зарбу фосилаҳои хеле нафис ва лирикӣ таркиб ёфтааст.
**Дилбанд,** з - хеш, хеши наздик; дар дил ҷогирифта.
**Дилбар,** з - дилкаш, дилфиреб; касе ки бо ҳусни худ дигареро дилбохтаи хеш мекунад; хушрӯ, раъно; маҷ. маҳбуба, ёр.
**Дилдор** (алӣ, бек, хон, шоҳ ), м - маъшуқ, маҳбуб; раҳмдил; ғамхор:

Сарҳанги латифхӯи дилдор,
Беҳтар зи фақеҳи мардумозор. Саъдӣ

- ҷасур, диловар, нотарс, далер, бошуҷоат; дилсӯз, ғамхор, мушфиқ
**Дилёб,** м - ба худ моил кунанда, хурсанд кунанда.
**Дилкаш,** з - ниг. Дилнишин.
**Дилнавоз,** з - лутфкор, марҳаматпеша, навозишкор; дилором

Ҳадисам мапурс, эй маҳи дилнавоз,
Ки чун зулфи пурчинат омад дароз. Хоҷу

**Дилнишин,** з - дилчасп, дилписанд, писандида, мақбул, дилкаш.

Чун дӯстии ту дилнишин аст,
Уммеди дили ман аз ту ин аст... Шоҳин

**Дилнишон,** з - ниг. Дилнишин.

Дилнишон шуд суханам то ту қабулаш кардӣ,
Оре, оре, сухани ишқ нишоне дорад. Ҳофиз

**Диловар,** м - далер, шуҷоъ, пурдил.
**Диловаршоҳ,** м - аз Диловар ва Шоҳ.

**Диловез**, з - дилчасп, дилписанд, писандида, мақбул; хушу форам:

Бад-ӯ гуфтам, ки мушки ё абирӣ?

Ки аз бӯи диловези ту мастам. Саъдӣ

**Дилоро(й)**, з - дил хушкунанда, дилписанд, хуб, зебо; мач. маҳбуба.

Моҳ чун чеҳраи зебои ту нест,

Мушк чун зулфи дилорои ту нест. Анварӣ

**Дилором**, з - оромбахш; киноя аз маъшуқа:

Диломоре, ки ошӯби чаҳон шуд,

Дилу ҷонам бибурду айни ҳол шуд. Ибни Ямин

Бо дилороме маро хотир хуш аст,

К-аз дилам якбора бурд оромро. Ҳофиз

**Дилоромканиз**, з - канизаки меҳрубон.

**Дилосо(й)** - ғамхор, дилбардор.

**Дилошуб**, з - дилошубкунанда; гиёҳи яксолаи мансуб ба мураккабгулҳо, чун растании оройшӣ истифода мешавад; аз Дил ва Ошуб.

**Дилпазир** - дилхоҳ, форам, мақбул, писандида:

Чу бишнид шаҳ, дилпазир омадаш,

Ба назди хирад ҷойгир омадаш. Низомӣ

**Дилпайкар**, з - аз Дил ва Пайкар.

**Дилпарӣ**, з - аз Дил ва Парӣ.

**Дилпок** - ҳалолкор, покдоман:

...Ки гар хок гардад тани хокиям,

Гувоҳӣ диҳад ҷон зи дилпокиям. Хоҷу

**Дилрабо**, з - дилкаш, дилбар, зебо; мач. маҳбуба:

Аз ҷон ҳавои васли ту, эй дилрабо, нарафт,

Ҷон рафту орзуи ту аз ҷони мо нарафт. Мушфиқӣ

**Дилроз**, з - аз Дил ва Роз.

**Дилситон**, з - дилбар, дилрабо:

Ба дастам номае, к-аз дилситон дод,

На нома, балки дастанбӯи ҷон дод. Хисрави Деҳлавӣ

**Дилсоф** - покизадил, покизасиришт, поктинат.

**Дилсӯз** - ғамхор, мушфиқ.

**Дилфиреб**, з - дилбар, дилкаш, дилрабо, диловез, ҷозиб.

**Дилфирӯз**, з - аз Дил ва Фирӯз. Аслан Дилфурӯз (аз Дил ва афрӯз) аст.

**Дилфурӯғ**, з - ниг. Дил ва Фурӯғ.

**Дилфурӯз** - аз Дил ва афрӯз.

**Дилхоҳ** - писандида, матлуб.

**Дилхуш**, м - хушнуд, шодмон, хурсанд, хуррам, масрур, хушҳол, шоддил:

Ман ба кадом дилхушӣ май хӯраму тараб кунам,

К-аз пасу пеши хотирам лашкари ғам кашида саф? Ҳофиз

**Дилшод** - ниг. Дилхуш:

Фош мегӯяму аз гуфтаи худ дилшодам,

Бандаи ишқаму аз ҳар ду ҷаҳон озодам. Ҳофиз

Омад ғамгину рафт дилшод.
Ҳоли дили ошиқон чунин бод! Ҷомӣ

**Дилшод** (бек, ҷон - м; бону, бегим, моҳ - з) - аз Дилшод ва п. м.

**Дилҷӯ**, м - писандида, дилкаш, дилхоҳ, дилчасп, тасаллобахш; меҳрубон; маҷ. маҳбуба, маъшуқа.

**Диналӣ**, м - аз дин ва Алӣ.

**Диндор**, м - касе, ки ба дин эътиқод дорад, мӯъмин, обид, худопараст; мутадайин.

**Динмуҳаммад**, м - дини Муҳаммад (с.а.с.), пайрави Муҳаммад (с.а.с).

**Диновар**, м - ниг. Диндор.

**Динор**, м, а - зар, тилло, умуман пул; ашрафӣ; маҷ. Офтоб.

**Диноршоҳ**, м - аз Динор ва Шоҳ.

**Довар**, м - касе, ки одилона ҳукм мекунад, соҳиби адлу дод; ҳоким, ҳукмрон.

**Довуд**, м, а (яҳ.қадим) - маҳбуб, азиз, дӯстдор; пурмеҳр, меҳрбор; яке аз пайғамбарони яҳудист.

**Дод** - қонун; адл, инсоф; фарёд, фиғон; ато, бахшиш, тӯҳфа, инъом; бахра, насиб, ҳисса.

**Додалӣ**, м - аз Дод ва Алӣ.

**Додалишоҳ**, м - аз Додалӣ ва Шоҳ.

**Додар** (бек, хон, шоҳ, ҷон - м; бону, ой - з) - бародар; бародари хурдӣ; - маҷ. дӯсти наздик, рафиқи ҷонӣ.

**Додаҳмад**, м - доди Алӣ, доди Худо.

**Додбахш**, м - атокунандаи адлу дод.

**Додванд**, м - одил, боинсоф, адолатпеша, ҳақиқатҷӯ; ниг. Довар.

**Додвар**, м - ниг. Довар; ниг. Додванд.

**Додварз**, м - адолатпеша, одил; ниг. Додванд.

**Додихудо = Додхудо**, м - Худодод.

**Додишоҳ**, м - - аз Дод ва Шоҳ.

**Додмеҳр** - ниг. Меҳрдод.

**Додмуҳаммад**, м - додаи Муҳаммад (с.а.с.); адлу доди Муҳаммад (с.а.с).

**Додо**, м - Падар; Бобо.

**Додор**, м - одил; бахшоянда; офаринанда, офаридгор; яке аз номҳо ва сифати Худо - доддиҳанда.

**Додофарид**, м - ба вуҷудоварандаи адолатнокӣ, офарандаи ҳаққоният.

**Додохон**, м - аз Додо ва Хон.

**Додоҷон**, м - шакли навозишии Додо.

**Додшоҳ**, м - тӯҳфаи шоҳ; аз Дод ва Шоҳ.

**Домулло**, м - шахси мӯътабар ва мӯҳтарам.

**Домуллоҷон**, м - шакли навозишомезонаи Домулло.

**Дона**, м - тухм, донак, хаста; маҷ. дурр, марворид; қатра, чакра.

**Донагул**, з - гули ноёфт, гули ягона.

**Донаёр** - ниг. Дониёл.

**Донахон,** м - аз Доно ва Хон.

**Дониёл** (бек, бой, чон - м), а (як. қад) - **тӯҳфаи Худо, ё Худо довар ва Худои** додраси ман.

- пайғамбарест аз пайғамбарони бани Исроил ва ҳамзамони Куруши Кабир ва Дорёуши Бузурги Ҳахоманишӣ .

**Дониёр,** м - ниг. Дониёл.

**Дониш,** м - маърифат, илм, фарҳанг; ақл, хирад; фахм, идрок; доной.

**Донишвар,** м - донишманд, олим, оқил, доно.

**Донишёр** - ёвари устоди донишгоҳ.

**Донишманд,** м - хирадманд, олим.

**Донишмеҳр** - Хуршеди дониш.

**Доно** - донишманд, оқил, хирадманд; маҷ. дурри якто, нодиру пурҳикмат.

**Доно** (бахш, бек, хон, хоҷа - м; бону, бибӣ, гул - з) - аз Доно ва п. м.

**Донодил,** м - дилогоҳ, воқиф, хирадманд:

Чаро в-арна донодили ҳушёр,
Кунад шеваи шоирӣ ихтиёр? Шоҳин

**Дорё,** м - гардонандаи ҷаҳон.

**Дорёуш,** м - дорандаи некӣ; дар паҳлавӣ дорой ва дороб хонда мешавад.

**Доро,** м - Дорои - 3 охирин подшоҳи сулолаи Ҳахоманишӣ аст, ки солҳои 338 - 330 пеш аз мелод ҳукмронӣ карда, аз тарафи Искандари Макдунӣ мағлуб шудааст; Дороб ва Дорой низ гӯянд.

- соҳиби ҳукми хайрхоҳона, дорандаи хубӣ ва некӣ; сарватманд;

- доранда - кинояи аз Худованд, ки дорандаи ҳама Олам аст; тавонгар.

**Дороб** (шоҳ, хон), м - шакли дигари номи Доро; номи писари Баҳман; ба маънии карру фар ва шаъну шавкат ва худнамой ҳам ба назар мерасад.

**Дорон** (шоҳ), м - ниг. Доро.

**Достон** - қисса, ҳикоят, афсона; воқеа, саргузашт; маҷ. овоза, шуҳрат; ниг. Дастон.

**Дохунда = Додархонда,** м - чун додар қабулшуда, рафиқ, ки ба русӣ товарищ гӯянд..

**Дунё,** м - ҷаҳон, олам, гетӣ; кураи Замин; мардум; маҷ. кас ё чизи бисёр.

**Дунё** (гард, дид, дида, дон, дор, зеб, назар, параст, писанд - м; дида, дор, зод), з - аз Дунё ва п. м.

**Дур** - муқобили наздик; дар ин ё он масофа будан.

**Дур(р)** - марвориди калон, марворид; нодиру қиматбаҳо.

**Дур(р)** (зода, ниёз, нисо, санам, султон,), з - аз Дурр ва п. м.

**Дурандеш** - касе, ки оқибати корро андешида амал мекунад, дурбин. мулоҳизакор; борикбин:

Чунки ин кӯшиши бефоида суде надиҳад,
Пас маёзор дили худ зи ғам, эй дурандеш! Ҳофиз

**Дур(р)афшон,** з - дурпош, марворидрез; маҷ. гӯяндаи сухани мавзун; сиеогӯй.

**Дурахш,** м - ҷило, нурпош, тобиш, фараҷ; ба маънии барқ ва фурӯғ ва равшанӣ низ омад.

**Дурахшон,** з - ниг. Дурахш.

**Дурбин,** м - соҳиби қобилияти аз масофаҳои дур дидани чизҳо, тезбин, тезчашм; маҷ. дуратдеш, мулоҳизакор:

Насиҳат шунав: мардуми дурбин
Накоранд дар ҳеҷ дил тухми кин. Саъдӣ

**Дур(р)бон,** м - нигоҳбони дурру гуҳар.

**Дур(р)дона,** з - як дона дурр; дурри якто:

Дар маҳди хасон чаро хурӯшам,
Дурдона ба хас чаро фурӯшам? Ҳилолӣ

- киноя аз азиз, нури дида:

Сиёсат бин, ки мекарданд бо реш
На бо бегона, бо дурдонаи хеш. Низомӣ

**Дур(р)донамоҳ,** з - аз Дурр ва Моҳ.

**Дур(р)со,** з - мисли Дур(р); парандаи кӯчаки хушовоз; ниг. Дур(р).

**Дуруд,** м - салом, сано, дуо; ниёиш; раҳмат

**Дур(р)шод,** м - Дурри хандон; ба маънои Дурри камёб низ омаданаш мумкин.

**Дур(р)ҷамол,** з - аз Дурр ва Ҷамол.

**Дӯст,** м - рафиқи шафиқ, шахси наздиктарин, меҳрубон, ёр, ошно; маҳбуба, ошиқ.

**Дӯст** (алӣ, ангез, бек, ёб, ёр, ком, қобил, қодир, маҳмад, мирзо, мулло, мурод, муҳаммад, назар, ниёз, ноз), м - аз Дӯст ва п. м.

**Дӯстдор,** м - дӯстдоранда, муҳиб, ошиқ.

**Дӯстон** - ҷ. Дӯст.

**Дӯстӣ** (бек, ёр, ҷон), м - аз Дӯст ва п. м.; ниг. Дӯст

**Дӯстком,** м - касе, ки кораш мувофиқи мурод ва хоҳиши дӯстон бошад; комёб, хушбахт, саодатманд

**Дӯшиза,** з - бокира, духтар; духтари шавҳарнакарда.

## Ё

**Ёбанда** - пайдокунанда, ба мурод расанда:

Наёбад мурод он, ки ҷӯянда нест,
Ки ҷӯяндагӣ айни ёбандагист. Хоҷу

**Ёванд, м - подшоҳ:** Чу ёвандон ба маҷлис май гирифтанд,
Зи маҷлис маст чун гаштанд, рафтанд. Рӯдакӣ

**Ёвар** - ёридиҳанда, мададгор:

Ки хастам ба ҷони меҳрубон модарат,
Ба ҳар орзу рӯзу шаб ёварат. Савдо

- мувофиқ, ҳамкор:

Якеро бо забон дил нест ёвар,
Якеро ину он - ҳар ду ситамгар. Фахриддини Гургонӣ

Ба кори нек гардад ёвари ту,
Ба кўи некномй раҳбари ту. Ҷомӣ

**Ёварбахш,** м - ёридеҳ, кўмакрасон; ниг. Ёвар.

**Ёвардеҳ** - ниг. Ёварбахш: Ҳама зердастему фармонпазир,
Туи ёваридеҳ, туи дастгир. Низомӣ

**Ёварӣ** - ёрӣ, мададгорӣ, ёрмандӣ:
Вой бар он мардию номоварӣ,
К-аз ту ба ғайре нарасад ёварӣ. Хисрави Деҳлавӣ

**Ёвон,** м, яҳ. - номи чаҳорум писари Яфт (Яфит)

**Ёдалӣ,** м - ба ёди Алӣ (к.).

**Ёдгир** - ниг. Ёдрас; касе, ки ёд ва ҳофизаи нағз дорад:
Гузидаанд пас мўбаде тезвир,
Сухангўю бинодилу ёдгир. Фирдавсӣ

**Ёдгор** - ёддошт, хотира; нишон(а); асар:
Набошад ҳаме неку бад пойдор,
Ҳамон беҳ, ки некӣ бувад ёдгор. Фирдавсӣ
Парвона рафт, нашъа париду қадаҳ шикаст.
Аз шамъ ёдгор ба ҷуз чашми тар намонд. Сайидо
- ба маънии фарзанд низ меояд.

**Ёдгор** (алӣ, бек, иддин, хоҷа, ҷон - м; бахт, бегим, бибӣ, бону, гул, моҳ, нисо, хон -з) - аз Ёдгор ва п. м.

**Ёдгорӣ** - мансуб ба Ёдгор.

**Ёгибек,** м - аз Ёғӣ - саркаш, нофармон, исёнгар ва Бек.

**Ёддошт** - чизе, ки барои хотира менависанд; ҳар аломат ва нишон, ки барои ёдоварӣ мегузоранд; хотира, ҳофиза.

**Ёдовар** - ба хотир оваранда, боси хотир доранда; фаромўш накунанда; ниг. Ёдрас.

**Ёдовард** - ҳадяи ёдбуд, тухфаи хотиравӣ, ёдгорӣ.

**Ёдрас** - ёдовар, поси хотир доранда; маҷ. бедор,ҳушёр,боҳуш; ёд ва ҳофизаи хуб дошта.

**Ёканд** - ёқут:
Куҷо ту бошӣ, гарданд бехатар хубон,
Ҷамастро чӣ хатар ҳар куҷо бувад ёканд. Шокири Бухорӣ

**Ёқуб** (бек, хон, хоҷа, ҷон - м) - ниг. Яъқуб; маҷ. гаронбаҳо, санги қиматбаҳо.

**Ёқут**- чанд навъ аз сангҳои қиматбаҳо, ки сурх, зард, кабуд, сабз ва сафед мешавад.

**Ёқут** (бегим, бибӣ,бону, вор, зан, лаб, моҳ, нигин, нигор,нисо, парӣ, ранг, ой, фом, ҷабин, ҷамол - з; бек, бой, шоҳ, хон, ҷон - м) - аз Ёқут ва п. м.

**Ёр** - дўст, рафиқ; мададгор, ҳамкор, шарик, мувофиқ; ҷуфт; зан; маҳбуб(а), маъшуқ(а); ниг. Ёвар.

**Ёр** (азиз, алӣ, аҳмад, банд,бек, бобо, бой, испанд, малик, маҳмад, мирзо, мурод, муҳаммад, назар, саид, султон, хон, ҷон, ҷӯ, шоҳ) - м - аз Ёр ва п. м.

**Ёр** (бахт, бибӣ, бону, хон, ҷон, ҷӯ), з - аз Ёр ва п. м.

**Ёрвар** - ёрирасон, ёвар:

Ту ӯро ба ҳар кор шав ёрвар,
Чунон кун, ки аз ту намояд ҳунар. Фирдавсӣ

**Ёривар** - ниг. Ёвар.

**Ёрирас**, м - ёрирасон, мададгор: Бузурго, бузургидеҳо, бекасам,
Туӣ ёварибахшу ёрирасам. Низомӣ

**Ёрӣ** (бек, бой, шоҳ, қул), м - мансуб ба Ёр; аз Ёр ва п. м.

**Ёрманд,** м - дӯст; ёридиҳанда, кӯмакрасон.

**Ёрмаҳмад,** м - шакли таҳрифи Ёрмуҳаммад.

**Ёро,** м - қуввват ва тавоноӣ ва тоқат, ҷуръат:

Чун баргузарам аз сари кӯи ту, ки он ҷо,
Ёрои гузаштан набувад боди саборо. Ҷомӣ

**Ёрон** - ҷ. Ёр; рафиқон, дӯстон, ҳамдамон.

**Ёс** - шакли кӯтоҳшудаи Ёсаман.

**Ёс** (бибӣ, бону, рух, рухсор, чеҳра), з - аз Ёс ва п. м.

**Ёсаман,** з - буттаест, ки гулҳои сафеду кабуду зарди хушбӯй дорад.

**Ёсамин,** з - ниг. Ёсаман.

**Ёсаминрӯ,** з - хушрӯ, зебо: Чу дид Озарафрӯзи дилҷӯйро,
Бути ёсаминрӯи гулбӯйро. Хоҷу

**Ёсаминсимо,** з - ниг. Ёсаминрӯ.

**Ёсамун,** з - ниг. Ёсаман.

**Ёсин,** м,а - номи сураи Қуръон ва лақаби Муҳаммад (с.а.с.).

**Ёсир,** м, а - саҳл, осон; оне, ки шутур мекушад ва гӯшти онро тики- тика мекунад.

**Ёсмин,** з - ниг. Ёсамин:

Ҳар барф, ки бар замин нишинад,
Баҳри гули ёсмин нишинад. Ҷомӣ
Ду рухсораш зи барги ёсамин сохт,
Зи барги ёсаминаш ҳам ҷабин сохт. Бадрӣ

**Ёсминрӯ,** з - ниг. Ёсаминрӯ.

**Ёсуман,** з - маҷ. мисли гули ёсуман зебо ва муаттар; ниг. Наргис.

## Ж

**Жавогар,** м - номи ҷашни машҳури оташпарастон; номи яке аз рӯҳониёни оташпараст.

**Жаврак,** м - номи паррандаест хурду сурхранг, ки онро сурхоб гӯянд.

**Жанг,** м - шакли кӯтоҳшудаи Аржанг; ниг. Аржанг:

Он саҳни чаман, ки аз дами дай
Гуфтӣ, дами гург ё паланг аст.

Акнун зи баҳори монавитабъ
Пурнақшу нигор ҳамчу Жанг аст. Рӯдакӣ

**Жанга,** з - ниг. Жанг.

**Жанд,** м - номи китоби Зардушт; шакли кӯтоҳшудаи Жандаразм; номи тағои Сӯҳроб.

**Жандаразм,** м - номи тағои Сӯҳроб, қаҳрамони "Шоҳном"- и Фирдавсӣ.

**Жандашер,** м - шери калонҷусса:

Замоне ҳамебуд Сӯҳроб дер,
Наёмад ба наздики ӯ жандашер. Фирдавсӣ

**Жандбоф = Зандбоф** - булбул, андалеб, қумрӣ; ниг. Зандбоф.

**Жандхон** - хонандаи китоби Жанд (ниг. Жанд):

Панди он пири муғон ёд оваред,
Боиги мурғи жандхон ёд оваред. Хоқонӣ

**Жарфандеш** - аз жарф - амиқ (чуқур) ва андеша; дурандеш, дурбин, нозукбин.

**Жарфбин** - дурбин, оқил, доно:

Чу бинад бад-ин андарун жарфбин,
Чӣ гӯи ту, эй файласуф, андар ин. Абӯшакури Балхӣ
Яке чора овард аз дил ба ҷой,
Ки буд жарфбину батадбиру рой. Фирдавсӣ

**Жарфёб** - бориқбин, бофаросат, басир, дақиқназар:

Чароғи ҷаҳон - Юсуфи жарфёб,
Шитобид ҳам дар замон сӯи об. **Фирдавсӣ**

**Жарфӣ** - умқ, чуқур; маҷ, тааммул, бозҳтиётӣ, зиракӣ, бориқбинӣ, дурандешӣ.

**Жарфнигар** - мутааммиқ, бориқбин, нозуксанҷ; ниг. **Жарфбин**.

**Жарфнигоҳ** - бо тааммул, назаркунанда, бориқбин, бориқсанҷ; ниг. Жарфнигар.

**Жола,** з - шабнам; тагарг (ҷола) ва борони шадид; чанд тика чӯбу тахта, ки ба ҳикҳои пурбод мебанданд ва дар он мелғозанд ва рӯи он менишинанд ва аз об убур мекунанд; ҷола низ мегӯянд.

**Жоласон,** з - ҷоламонанд; мисли шабнам, соф ва барроқ.

## З

**Забар** - боло, рӯй:

Ар кунам сабр ҷои пурхатар аст,
Қ-офатам зеру меҳнатам забар аст. Низомӣ

- дар алифбои форсии тоҷикӣ аломати ҳаракати болоист, ки садоноки "а"- ро ифода мекунад

**Забардаст,** м - кордон, боҳунар, боистеъдод, моҳир; зӯрманд, қавӣ, боиқтидор, тавоно; дастболо, ғолиб:

Забардаст чун сар барорад ба чанг,
Сари зердастон дароад ба санг. Хисрави Деҳлавӣ

**Забармард,** м - ниг. Абармард.

**Забархон,** м - аз Забар ва Хон.

**Забарҷад,** з, а - санги қиматбаҳои сабзи ба зарди моил:

Ба хар маъмурае фарши зумуррад,
Дар ӯ накшу нигоре аз забарҷад. Бадрии Кашмирӣ

**Забеҳуллоҳ,** м - қурбонии Оллоҳ, яъне ҳазрати Исмоил (а) дар назар аст, ки ҳазрати Иброҳим (а.) мехост ӯро қурбонӣ кунад.

**Забир** (бек, шоҳ, ҷон), м - ниг. Зубайр.

**Забиҳа,** з, а - қурбонӣ.

**Забиҳуллоҳ,** м, а - ниг. Забеҳуллоҳ.

**Забур,** м - навишта, китоб; китоби Довуд пайғамбар; мумкин инчунин таҳрифи Сабур бошад, монанди Зӯҳроб, ки таҳрифи Сӯҳроб аст.

**Заввор,** м, а - бисёр зиёраткунанда; ниг. Завра.

**Завқбахш** - хурсандкунанда, ҳавасовар,шодибахш, хушнудиовар:

Саҳни бӯстон завқбахшу сӯҳбати ёрон хуш аст,
Вақти гул хуш бод, к-аз вай вақти майхорон хуш аст. Ҳофиз

**Завқибек,** м - ниг. Завқӣ; аз Завқӣ ва Бек.

**Завқ** (иддин, мурод, манд, овар), м - аз чашидан, чашной; табъ, салиқа, нишот, рӯҳбаландӣ.

**Завқия,** з - шакли навозишонаи Завқӣ.

**Завқӣ** - моили хурсандӣ, шодмонӣ, орзу, ҳавас, истеъдод; маҷ, истеъдод.

**Завор,** м - парастор, ғамхор; номи бародари Рустами Зол; Завора низ гӯянд.

**Завра,** з, а - зиёрат; барои дидани кас ё маҳалли табаррукӣ рафтан.

**Завро,** з, а - яке аз номҳои Бағдод; номи дарёи Даҷлаи Бағдод; чоҳи амиқ (чуқур); камон; қадаҳ .

**Заим,** м, а - раис, ҳоким, раҳнамо, пешво.

**Заима,** з - шакли навозиши Заим.

**Зай** - ҳаёт, зиндагӣ, ҷон; воситаи зиндагӣ:

Чун акси ғунча шамъи шабистони боғ шуд,
Дар рӯзи айш хезу май ор, эй чароғи зай! Аз "Фарҳанги Ҷаҳонгирӣ"

- мухаффафи Зой (зоидан), Зод, Зода.

**Зайбо** - ниг. Зебо.

**Зайгузор** - ниг. Зай; киноя аз Худо (ҳаётбахш, ҷонбахш):

Ба номи зайгузори ҳар ду олам,
Ба ёди зайгузори ҷони одам. Я. Шукрӣ

**Зайғам,** м,а - шер.

**Зайд,** м, а - фалонӣ, фалон кас; фаровонӣ, зиёдат.

**Зайдуллоҳ** (бек, хон), м - аз Зайд ва Оллоҳ.

**Зайлобидин,** м - ниг. Зайнулобидин.

**Зайлӣ,** з - мансуб ба Зайл - доман, думбола; бахше дар охири китоб: поин.

**Зайлия,** з - шакли навозишонаи Зайл.

**Займарон,** з,а - як навъ гиёҳи хушбӯй, райҳони ёбой, шоисфарам:

Ту, ки гарди заъфаронӣ, заъфарон,
Бошу омезиш макун бо займарон. Румӣ

**Займурон** - ниг. Займарон.

**Займуддин,** м - сарвари дин; пешвои дин.

**Зайн** (алӣ, алишоҳ), м,а - зинат, ороиш, зевар; маҷ, хубӣ, накӯӣ:

Фарқи бисёр аст байнаннафҳатайн,
Ин ҳама зайн асту боқӣ ҷумла шайн. Румӣ

**Зайнаб** (бибӣ), з - номи яке аз занҳои Муҳаммад (с.а.с.);
- номи яке аз духтарони Муҳаммад (с.а.с.); фарбеҳ
- номи дарахти хушманзар ва хушбӯ.

**Зайнал,** м - мухаффафи Зайналобидин.

**Зайналобидин,** м - соҷид (саҷдакунанда)-и хубтарин; ниг. Зайнулобидин.

**Зайнам,** м - шакли таҳрифшудаи Зайнал.

**Зайниддин,** м - ороиш (зинат)-диҳандаи дин; зеби Дин, накӯии Дин; ниг. Зайн

**Зайнӣ,** м - шакли кӯтоҳшудаи Зайниддин.

**Зайноро,** з - аз Зайн ва Оро.

**Зайнуддин,** м - ниг. Зайниддин.

**Зайнуллоҳ,** м - ороиш (зинат)-и Худо; Худо ороиш (зинат)-дода; накӯии Оллоҳ

**Зайнулобудин,** м - шаклҳои таҳрифи ин ном Зайлобидин, Зайналабдин, Зайловидин, Зайнолидин; соҷид (саҷдакунанда)-и хубтарин; зеби бандаҳои Оллоҳ; зеби ибодаткунандагон; аз Зайн ва Обидин. Номи имоми чорум, ки писари Имом Ҳусайн (р.) аст ва Аливасат низ гуфта мешуд. Зайналобидин баъд аз ҷанги Карбало ҳамеша дар суҷуд буд.

**Зайнултоҷ** - ороишдиҳандаи Тоҷ; зеби Тоҷ.

**Зайнуттоҷик** - зеби миллати тоҷик.

**Зайнуннисо,** з - аз Зайн ва Нисо.

**Зайнур,** м - нуронӣ, бо нур ороишёфта.

**Зайнура,** з - нуронӣ, бо нур ороишёфта.

**Зайнурайн,** м - чашми нурпош; аз Зайнур ва Айн; аслаш Зинурайн ё Зинурайн - нури чашмон аст.

**Зайофар,** з - ҷон (ҳаёт)-офар; ниг. Зайгузор.

**Зайтун,** а - дарахти ҳамешасабз; меваи дарахти зайтун, ки онро хом истеъмол мекунанд ва аз он равған мекашанд.

**Зайтуна,** з - як ниҳоли Зайтун; шакли навозиши Зайтун.

**Закариё,** м - Муҳаммад Закариёи Розӣ - табиб ва донишманди маъруфи тоҷику форс, ки солҳои 864 - 925 зиндагӣ карда, асарҳои зиёде доир ба тиб, кимиё, фалсафа ва дигар илмҳо таълиф кардааст; ниг. Закария.

**Закария,** м, а (яҳ. қадим) - ниг. Закариё.

**Закия,** з, а - тезтабъ, хушманд, ҳушёр, ҳозирҷавоб, зирак; покиза, некӯ.

**Закӣ,** м- ниг. Закия.
**Зако,** а - фаросат, зиракӣ, басират, тезии зеҳн:

Наравад ҳеҷ хато бар дилу андешаи ту,
К-аз хато дур туро зеҳну закои ту кунад. Манучеҳрӣ

**Заковат** - ниг. Зако; покӣ, тозагӣ, покизагӣ, сафо, исмат.
**Заковат** (бахш, манд) - аз Заковат ва п. м.
**Закоуллоҳ,** м - аз Зако ва Оллоҳ.
**Залиқ,** м, а - фасеҳ, кушодазабон, тезабон, нотиқ, забоновар.
**Заман,** м, а - ба маънии замона ва рӯзгор ва вақт; ниг. Замон.
**Замзам** - номи чоҳ ва чашма дар Макка, дар назди ховаи Каъба; фасли чордаҳӯми китоби муқаддаси Зардуштиён; ниг. Занд.
- оҳиста-оҳиста, чунки зам маънии "оҳиста" бошад.
**Замина,** з - асос, поя, такя(гоҳ).
**Замир** (бек, хон, шоҳ, ҷон), м, а - дил, қалби инсон:

Ба ҳасту нест маранҷон замиру хуш мебош,
Ки нестист саранҷоми ҳар камол, ки ҳаст. Ҳофиз

- оне, ки дар дил бошад; фикри пинҳонӣ, роз, хаёл; ҳамсӯҳбат, мусоҳиб.
**Замира,** з - шакли навозиши Замир.
**Заммор,** м, а - найнавоз.
**Замон** (бек, шоҳ, ҷон), м, а - вақт, ҳангом; давр, замона, рӯзгор; мӯҳлат; тақдир, сарнавишт; ҳаёт, умр; маҷ. шахси беназири давра; пазируфтор.
**Замона,** з - шакли навозиши Замон.
**Замоналӣ,** м - аз Замон ва Алӣ.
**Занд,** м - номи китоби Авесто ба забони паҳлавӣ; ниг, Жанд:

Яке зардуштворам орзуест,
Ки пешат Зандро бархонам аз бар. Дақиқӣ

- бузург, азим, нерӯманд; зинда; номи дарахти буттамонанди ҳамешасабз; ду порча чӯб,ки онҳоро совида оташ ҳосил мекунанд;
- оҳане, ки ба санг зада оташ ҳосил мекунанд, чахмок.
**Зандбоф** - ниг. Зандвоф.
**Зандвоф** - хонандаи китоби муқаддаси зардуштиён - Занд; маҷ. булбул, кумрӣ:

Фохта бар сарв шохруд баровард,
Захма фурӯ хишт зандвоф ба танбӯр. Рӯдакӣ
Булбули ширинзабон бар ҷавзбун ровӣ шавад,
Зандбофи зандхон бар бедбун шоир шавад. Манучеҳрӣ

**Зандлоф** - ниг. Зандвоф.
**Зандик** - пайрави китоби муқаддаси зардуштиён - Занд: ниг. Занд. Зандик ё Зиндиқ низ гӯянд, ки шакли арабишудаи Зандик мебошанд.
**Зандон** - ниг. Зандик.
**Зандлоф,** м - булбул ва қумрӣ ва фохта ва дигар мурғони хушовоз; ниг Зандвоф

**Зандхон** - кинояи аз булбул ва фохта; ниг. Зандвоф.
**Занҷир,** м - силсила, қатор; паси ҳам, паи ҳам, қатор-қатор.
**Зар** (андуд, бегим, бин, бону, ванд, вон, ёб, истон, нӯш, оваид, овар, расон, рез, роб, рух, парӣ, ситон, тоб, тушт, хез, ҳал, шед, шинос), з - аз Зар ва п. м.
**Зараб,** м, а - ангубини сафед ва сахт, асал, шаҳд.
**Зараб** (бек, шоҳ), м - аз Зараб ва п. м.
**Зарабек** - ниг. Заррабек.
**Заранг,** м - дарахти кӯҳӣ, ки чӯби сахт ва пӯсти сурх дорад; номи қадимии Систон; ниг. Зирак.
**Зарангез = Зарангиз,** з - ниг. Наргис; ниг. Заррин.
**Зарангул,** з - ниг. Зарангез.
**Зарандуда,** з - ниг. Заррин.
**Заранҷуз = Заранҷӯз,** з - тиллоӣ; захиракунанда (ҷамъкунанда, андӯзанда)-и зар.
**Заранор,** з - анори тиллоӣ; ниг. Зарринор.
**Зарафо,** з - аслаш Зурафо - ҷ. Зариф аст; бисёр хушрӯ, бисёр зебо, соҳибҷамол, хушсурат, хушнамо; нафис, латиф, зариф, нозук.
**Зарафшон,** з - зарпош.
**Зарбахт** - хушбахт, бахти заррин дошта.
**Зарбахш** - касе, ки зар мебахшад, сахӣ, босаховат:

Мушфике, мискиннавозе, одиле,
Мукрими зарбахшею дарёдиле. Румӣ

**Зарбдор**, м - пешқадам, пешрав, пешоҳанг; ташаббускор.
**Зарвон** - мабдa (маҳалли саршавӣ, ҷои пайдоиш, маншаъ, асл, асос; аввал, оғоз, ибтидо)-и аслии офариниш ё холиқи некӣ; Замон, фариштаи замонаи бекарона.
**Заргар,** м - касе, ки аз тиллою нуқра асбоби зинат месозад:

Набз ҷасту рӯи сурхаш зард шуд,
К-аз самарқандии заргар фард шуд. Румӣ

Қадри зар заргар шиносад, қадри гавҳар гавҳарӣ. Зарбулмасал

**Заргул,** з - гули заррин.
**Заргун,** м - тиллоранг, зардина.
**Заргуна,** з- шакли навозишии Заргун.
**Заргесу,** з - ниг. Заррин.
**Зардушт,** м - номи асосгузори дини маздопарастон, ки онҳоро иштибоҳан оташпарастон низ меномаңд; шакли бостониаш Заратуштра - уштури тиллоранг.
**Заринор,** з - анори тиллоӣ.
**Зарир,** м - ҷавшани заррин; гиёҳи зардранги давоӣ, ки онро испараг низ гӯянд; - нобино, он кӣ биноиаш рафта бошад.
**Зариф** (алӣ, бек, хон, хоҷа, ҷон, қул - м; гул, моҳ -з), а -хуштабъ, тезфаҳм, зирак, доно; хушсӯҳбат; латиф, маҳин, нозук.

**Зарифа,** з - муаннаси Зариф.
**Заркокул,** з - мўи тиллоранг дошта.
**Зарнигор,** з - хубрўй, хушрўй, моҳрўй; зебои зармонанд, зарринсурат.
**Зарнисо,** з -ниг. Зарнигор; аз зар(тилло) ва Нисо.
**Заро** - ниг. Захро.
**Зароб** - оби зар (тилло), тиллои маҳлул; номи кўҳест дар навоҳии Бағдод; шароб.
**Заробек = Зарроббек,** м - аз Зароб ва бек; оби тилло андудашуда; маҷ. зебо,
**Заробуддин = Заробуддин = Заробиддин,** м - аз Зароб ва дин.
**Зарофат,** з, а - доноӣ, зиракӣ, тезфаҳмӣ, чобукӣ, ҳозирҷавобӣ; хуштабъӣ, ҳазл. базла, латифа.
**Зарпайкар,** з - аз тилло сохташуда, тиллоӣ; пайкари заррин; ниг. Пайкар.
**Заррабек,** м - аз зарра (мўрчаи хурд; он чи ки дар нури Офтоб чун нуқтаҳои дурахшон намоёд, гарда, хока, як донаи хока) ва Бек.
**Заррагул,** з - гули хурд, гули хурду нозук, гулаки нозук.
**Заррин** - тиллоӣ, ба мисли тилло қиматбаҳо, бебаҳо; маҷ. зардранг, соҳиби мўи тиллоранг.
**Заррин** (гул, камар, тоҷ, хол,ҷамол - з; бахт,бахш, кеш, кўб, пайкар - м) - аз Заррин ва п. м.
**Зоррина** (моҳ, хон), з - аз Заррин ва п. м.
**Зарринтоҷ,** з - соҳиби тоҷи заррин.
**Зарринҷамол,** з - аз Заррин ва Ҷамол.
**Зарроф,** м - ба дараҷаи камол зирак ва хуштабъ; бозарофат.
**Заур,** м -шакли таҳрифи Зуҳур.
**Зафар**- ғалаба, фатҳ, фирўзӣ:

Бар сари хасм агар зафар ёбӣ,
Он чи мақсуди туст, дарёбӣ. Мушфиқӣ

**Зафар** (бек, ёб, иддин, манд, овар, хон, шоҳ, ҷон - м; гул, моҳ , з) - аз Зафар ва п. м.
**Зафаралӣ,** м - ғалабаи Алӣ; аз Зафар ва Алӣ.
**Зафарангез** - ғалибаовар, фирўзиовар.
**Зафрон,** м - шакли ихтисоршуда (тағйирёфта)-и Заъфарон.
**Заҳир** (иддин = уддин), м, а - ёридиҳанда, паноҳ, пуштибон, шарик, ҳамкор.
**Захрат** - гул, шукуфа; хубӣ, ороиш ва тозагии дунё.
**Захро,** з, а - муаннаси Азҳар; дурахшон, рахшанда, равшан, сафед; зани сафедрўи зебо; лақаби Фотима (р.) - духтари Муҳаммад (с.а.с.); ниг.Зўҳро
**Заҳур** - ниг. Зуҳур.
**Заҳҳок,** м, а - хандон, серханда;

Зишт он зишт асту худ он хубу бас,
Доим ин заҳҳоку он андар абас. Румӣ

- аждар, аждаҳо; девсор, золим, бераҳм; номи подшоҳи золим дар "Шоҳнома"- и Фирдавсӣ.

**Заҳҳор** - бисёр дурахшон.
**Заъфар** (хон), м - ниг. Заъфарон.
**Заъфарон,** з, а - номи гиёҳе, гулҳои зарди хушбӯй дорад; маҷ. камёб ва киматбаҳо; зардранг.
**Зебанда,** з - лоиқ, муносиб, шоён, хушнамо, ороста.
**Зебар,** з - ниг. Зевар.
**Зебафзо,** з - афзояндаи зебоӣ; аз Зебо ва Афзо.
**Зебафрӯз,** з - афрӯзандаи зебоӣ.
**Зебида,** з - ниг Зебанда.
**Зебидамоҳ,** з - лоиқи моҳ, мисли моҳи пурра хушнамо.
**Зебизамон,** з - лоиқи Замон, лоиқи Даврон.
**Зебинисо** - ниг. Зебуннисо.
**Зебиҷаҳон,** з -лоиқи Ҷаҳон; ниг. Ҷаҳоноро.
**Зебӣ,** з - шакли ихтисоршудаи Зебуннисо.
**Зебо,** з - хушрӯй, хушнамо, нозанин, нек, соҳибҷамол, наҷиб. "Рӯи зебо марҳами дилҳои хаста ва калиди дарҳои баста". Саъдӣ
**Зебо** (баён, ванд, даст, манзар, пайкар, раста, руста, талаб) - аз Зебо ва п. м.
**Зебо** (андом, бибӣ, бону, гул, духт, қад, қомат, лаб, лафз, лутф, меҳр, намо, нигор, нисо, ноз, ном, оро, ороста, парӣ, ораз, рамз, раxш, рух, рухсор, рӯ, рӯй, санам, симо, сувар, табъ, талъат, тоб, фазо, файз, физо, фом, фузун, фурӯғ, ханд, хирад, хол, хон, чаман, чашм, чеҳра, ҷбин, ҷон, ҷӯ, ҷӯй), з - аз Зебо ва п. м.
**Зебон,** з - зебо, нозанин, хушнамо, ороста, соҳибҷамол:

Он нигори парирухи зебон,
Хубгуфтору меҳтари хубон... Маъруфӣ

**Зебохол,** з - маҷ, соҳибҷамол, хушрӯй.
**Зебочеҳра,** з - хушрӯй; аз Зебо ва Чеҳра.
**Зебоҳуллоҳ,** м - аз Зебо ва Оллоҳ.
**Зебуннисо,** з - хубтарин (зеботарин)-и занҳо, зани бо лутфу назокат, зеби занҳо.
**Зевар-** оройиш, зинат, зеб.
**Зевар** (хон, шоҳ - м; бибӣ, бону, гул, духт, моҳ, нисо, ой, хон, ҷон - з) - аз Зевар ва п. м.
**Зеҳнӣ,** м - аҳли фаҳм, ҳуш, идрок, зудфаҳм.
**Зеҳни** (бону - з; ёр - м) - аз Зеҳнӣ ва п. м.
**Зеҳния,** з - муаннаси Зеҳнӣ.
**Зибон** - Зебанда, Зебо, Хушнамо, Хушандом, Хушгил.
**Зиё,** м, а - нур, рӯшноӣ:

Ар чу гиё хушк шавӣ, хуш бисӯз,
То ки зи сӯзи ту фурӯзад зиё. Шамси Табрезӣ

- бидон ки Зиё аз Нур қавитару Нур аз Сано
**Зиё** (алӣ, бар, бахш, бек, бой, густар, дуллоҳ, муҳаммад, парвар, хон, ҷон), м - аз Зиё ва п. м.

**Зиё** (авҷ, арҷ, арш, афрӯз, бар, бахт, бахш, бону, бор, вар, ваш, ганҷ, гул, гун, гуна, деҳ, дода, дон, зеб, зода, ком, манд, маҳ, меҳр, мужда, нигор, хуш, ҷӯё, шед, шод), з - аз Зиё ва п. м.

**Зиёвуддин,** м- нури дин, ниг. Зиё .

**Зиёвуллоҳ,** м - нури Оллоҳ, ниг. Зиё.

**Зиёда,** з - беш, бештар, бисёр, фаровон, афзунтар, фузунтар, бар илова, иловагӣ.

**Зиёдалӣ,** м - аз Зиёд ва Алӣ.

**Зиёдатуллоҳ,** м - аз Зиёдат (фаровонӣ) ва Оллоҳ.

**Зиёдуллоҳ,** м - аз Зиёд ва Оллоҳ.

**Зиёмуҳаммад,** м - аз Зиё ва Муҳаммад (с.а.с.).

**Зиёрат,** а - ниг. Завра.

**Зиёрат** (бек, хон, ҷон, шоҳ -м; бибӣ, бону, гар, гул, моҳ, хон - з) - аз Зиёрат ва п. м.

**Зиёратшоҳ,** м - аз Зиёрат ва Шоҳ .

**Зиёрӣ** (ён), м - номи сулолае, ки солҳои 978 - 1012 дар Табаристону Гургон ва дигар ноҳияҳои қисмати шимолии Эрон ҳукмронӣ кардаанд.

**Зиёуддин** - ниг. Зиёвуддин.

**Зиёуллоҳ,** м - ниг. Зиёвуллоҳ.

**Зика,** з, а - пок, покиза.

**Зика** (бону, гул, моҳ), з - аз Зика ва п. м.

**Зиккир,** м - бисёр зикркунанда; шакли муаннаси Зикрия .

**Зикирё,** м - ниг. Зикриё.

**Зикр,** а - ёд кардан, ба забон овардан; дар бораи чизе ё касе гуфтан ё навиштан; маҷ. овоза, шӯҳрат.

**Зикриддин = Зикруддин,** м - ҳамду сано гӯянда (ба дин); дар зикри дин буда.

**Зикриё** - шакли маъмули Закариё; ниг. Закариё.

**Зикриоллоҳ,** м - ниг. Зикруллоҳ.

**Зикрия** (бону, гул - з), м - ёдоварӣ; панд; мансуб ба Зикрӣ.

**Зикрӣ,** м - мансуб ба Зикр.

**Зикруллоҳ,** м - ёди худованд кунанда, ёди худованд ба забон оваранда.

**Зилол,** м, а - (ҷ. зил(л) - соя; маҷ. паноҳ, ҳимоя); паноҳдиҳанда, ҳимояттар.

**Зинат,** з - ороиш, зевар.

**Зинат** (бахш, шоҳ - м; афзо, афзун, бахш, бибӣ, бону, бор, гул, деҳ, моҳ, нисо, ой, оро, пазир, уннисо, фазо, физо, фузун, хуш - з) - аз Зинат ва п. м.

**Зинатуллоҳ,** м - оройишдодаи Оллоҳ, зинати Оллоҳ.

**Зиндаалӣ,** м - аз зинда ва Алӣ.

**Зиндадил,** м - хаётдӯст, шодком, хандонрӯй.

**Зира** - тухми гиёҳест хушбӯй, хуштаъм, ки ба хӯрок меандозанд; маҷ. зебо.

**Зира** (бону, гул, гун, деҳ, дода, дӯст, ёб, зеб, моҳ, нисо), з - аз зира ва п. м.

**Зирак,** м - оқил, доно, бофаросат, тезфаҳм; ҳаким.

**Зирабону,** з - аз Зира ва Бону.

**Зираксор** - соҳиби идрок ва фаҳму шуур, одами бофаросат:

Ба ҷуди ӯ нарасад дасти ҳеҷ зираксор,

Ба фазли ӯ нарасад пои ҳеҷ донишманд. Рӯдакӣ

**Зифнун** - ниг. Зуфунун.

**Зиюр** - шакли таҳрифшудаи зевар; зинат, ороиш, ҳар чиз, ки бо он чизи дигареро биороянд;

**Зобил,** м - ниг. Зобул.

**Зобир,** м - некӯкор, ростгӯ. Аслан аз Забар сохта шудааст,ба киёси арабӣ.

**Зобит,** м, з - идоракунанда, ҳоким, нигоҳдоранда; ҳушёру тавоно, устувор хирадманд; маънои низомиаш афсар аст; ба назму тартиб дароваранда.

**Зобита,** з - қонун, қоида, низомнома; муаннаси Зобит.

**Зобул,** м - номи шаҳре аз вилояти Систон; номи мақоме аз мақомоти суруд.

**Зод** - шакли кӯтоҳшудаи Озод:

Ду беҷода бикшоду овоз дод,

Ки шод омадӣ, эй ҷавонмарди зод. Фирдавсӣ

- зода, фарзанд; тӯша, хӯрок; номи ҳарфи ҳаждаҳуми алифбои форси-асоси тоҷикӣ; дар ҳисоби ҷумалу абҷад ба 800 баробар аст.

**Зод** (бахт, меҳр, меҳрон, сарв, тахт, фар, фаррух,чеҳр, шам), м - аз Зод ва п. м.

**Зод** (бахт, бун, меҳр, фаррух, чеҳр), з - аз Зод ва п. м.

**Зодбум,** м - маҳмул бар қалб; зодгоҳ; ҷои таваллуд; маҷ. меҳан, ватан.

**Зодмард,** м - олиҳиммат, наҷиб, бошукӯҳ, ҷавонмард.

**Зоид,** м - иловашуда, зиёд, афзун, фаровон, бисёр.

**Зоир** (бек, шоҳ), м - зиёраткунанда, ба зиёрат раванда; меҳмон.

**Зоира,** з - шакли навозишии Зоир.

**Зокир** (алӣ, бек, бой, ҷон), м - зикркунанда, ёдоваранда; воиз, сапогӯй.

**Зокира,** з - муаннаси Зокир.

**Зол,** м - номи падари Рустам, ки сафедмӯй зоида шуда буд, ӯро Золи Зар ҳам номидаанд.

**Зомиёд** - номи рӯзи 27 - ӯми моҳи шамсӣ дар солшумории қадими форсӣ, ки ҳар як рӯзи моҳ номи махсусе доштааст.

- номи фаришта дар дини Зардуштӣ, фариштаи муаккали ин рӯз:

Чун рӯзи зомиёд наёрӣ зи май ту ёд,

Зеро ки ҳуштарояд май рӯзи зомиёд. Масъуди Саъд

**Зомин,** м - таъминкунанда, кафил, кафолатдор, замонатдиҳанда:

Маро имшаб, эй шаб, ту дилсӯз бош,

Дар ин тирагӣ зомини рӯз бош! Хоҷу

**Зомина,** з - муаннаси Зомин.

**Зомир,** м - касе, ки най менавозад, найнавоз:

То чаман ҳар сол аз овози мурғони баҳор,

Бар мисоли маҷлисе пур руду созу зомир аст... Муиззӣ

**Зомира** (бону), з - муаннаси Зомир; аз Зомир ва п. м.
**Зостар** - барзиёд, бештар, ниг. Зиёда.
**Зотия,** з, а - аслӣ, табиӣ.
**Зоҳид,** м, а - гӯшанишин, парҳезкор.; диндор, порсо, ба ибодат додашуда.
**Зоҳида,** з - шакли навозишии Зоҳид.
**Зоҳир** (алӣ, бек, бой, хон, шоҳ, ҷон), м, а - тобон, дурахшон, мунаввар; ошкор, равшан, аён, возеҳ; голиб, галабаовар; мададгор, ҳимоятгар, муҳофиз.
**Зоҳира** (бону), з - муаннаси Зоҳир.
**Зоҳируддин,** м - ҳимоятгар (муҳофиз)-и дин.
**Зоҳиршоҳ,** м - ниг. Зоҳир.
**Зубайд,** м, а - инъом, тӯҳфа, армуғон, бахшишу ато.
**Зубайда,** з - гиёҳи ҳамешасабз; зани Ҳоруни Рашид, зани бисёр бузургҳиммат ва накӯкор; муаннаси Зубайд.
**Зубайдулло,** м - аз Зубайд ва Оллоҳ.
**Зубайр,** м - мустаҳкам, маҳкам, сахт; зӯр, қавӣ, матин; тавоно; азбаршуда, ҳифзшуда. Аз номҳои мардони араб аст.
**Зубайра,** з - муаннаси Зубайр.
**Зубда = Зубдат,** з,а - саршир, қаймок, маҷ, беҳтарин қисми ягон чиз баргузида, яккачин:

Ин, ки дар зери пои ту фарш аст,
Мағзи афлоку зубдаи арш аст. Бедил

**Зубда** (бибӣ, бону, гул, моҳ, нигор, нисо, ном, ово, оро, пазир, партав, пок, рабо, ранг, рахш, рӯй, тоб, фузун, ҷӯ), з - аз Зубда ва п. м.
**Зубдатуннисо,** з - зани баргузида.
**Зубин,** м - номи писари Кайковус; аслаш Жупин - найзаи душоха.
**Зуввор,** м, а - ҷ. Зоир; ниг. Зоир.
**Зувидод** - дӯстдор, дӯстор, дӯстӣ кунанда, дӯстдоранда:

Гуфт: Сад хидмат кунам, эй зувидод,
Даст бар ду чашму бар сина ниҳод. Румӣ

**Зулайхо,** з - суфта, ҳамвор; маҷ. равон, мавзун, фасеҳ; тануманд, тановар.
**Зулвафо,** а - дорои вафо, бовафо, вафодор.
**Зулкарам,** а - соҳибкарам, соҳиби атову бахшиш; ниг. Карам:

Ҳин макун ҷалдӣ, бирав, эй зулкарам,
Масҷиди моро макун з-ин муттаҳам. Румӣ

**Зулқадр,** м, а - соҳиби қадр, дорои ҳурмату виқор, дорои қувваю қудрат.
**Зулмакон,** з - соҳиби макон, макондор.
**Зулминан,** а - соҳиби миннатҳо, соҳиби эҳсонҳо; кинoя аз худо:

Гар на аз баҳри шуниду гуфти маҳди ту будӣ,
Одамиро нофаридӣ зулминан гӯшу даҳан. Сӯзанӣ

**Зулмурод,** м - бомақсад, боҳадаф;
**Зулол,** м, а - оби софи ширин; маҷ. софдил, бекина, хайрхоҳ.

**Зулола** (бибӣ,бону), з,а - шахси софдил, бекина, хайрхоҳ; муанниси Зулол.

**Зулубоб,** м, а - оқил, хирадманд, соҳиби ақл, соҳиби фаҳм:

Пас бифармудаш Худо, эй зулубоб,
Чун бипурсидӣ, биё, бишнав ҷавоб. Румӣ

**Зулф,** з - ҳалқаи мӯй, гесу.

**Зулфалӣ,** м - аз зулф ва Алӣ.

**Зулфатан** - ниг. Зулфитан.

**Зулфиддин,** м - аз зулф ва дин дин.

**Зулфиён,** з - ниг. Зулфин.

**Зулфизор,** з - аз Зулф ва Изор (рухсора).

**Зулфиқор,** м, а - мӯҳрадор; номи шамшери Ҳазрати Расули Акрам (с), ки дар ғазва (ҷанг)- и Уҳуд ба Алӣ ибни Абутолиб (к.) бахшид ва гуфтаанд, ки чун бар он (шамшер) харошҳо (пайҳо)-е шабеҳ ба сутуни фақарот (сутунмӯҳра) буда онро Зулфиқор номидаанд:

Чаҳорум, ки он абри дарёнигор,
Намӣ ӯ карам, барқи ӯ Зулфиқор. Ҷомӣ

**Зулфин,** м - ангуштарин; ҳалқа, доира; зулфӣ, зулф, мӯи баногӯш; зулфайн.

**Зулфина,** з - шакли навозиши Зулфин.

**Зулфира,** з - аслан аз зулф аст, ки дар издивоҷҳои омехта ба ин шакл бо омезиш бо элвира падид омадааст.

**Зулфитан,** а - ошиқе, ки мӯҷиби фитнаву ошӯб гардад, фитнаангез; маҷ. зирак, одами бобасират, басир:

Андар ин уммат набуд масхи бадан,
Лек масхи дил бувад, эй зулфитан! Румӣ

**Зулфиҳайдар,** м - аз Зулф ва Ҳайдар.

**Зулфия** (бону, моҳ), з - шакли навозишонаи Зулф.

**Зулфӣ,** з - ниг. Зулфин.

**Зулфӣ** (гул, зар, зор, моҳ, нисо), з - аз Зулфӣ ва п. м.

**Зулфо,** з - хушгесу, баландгесу.

**Зулхумор,** з, а - соҳиби хумор, дилфиреб; хуморолуд, хуморӣ:

Тораки зулхумори бидъатро,
Зулфиқори ту лоҷарам бишкофт. Хоқонӣ

**Зулҳаёт** - дорои ҳаёт; ҷовид, зинда.

**Зулҷалол,** м, а - дорои ҷалол, соҳиби ҷалол, соҳиби бузургиву бахшиш, боҳашамат; азим; аз номҳои Худои таоло.

**Зуманд** = Заманд - сабзазор.

**Зумрад** (бегим, бибӣ, бону, моҳ, ой, оро, хон - з; бек, хон, шоҳ - м) - ниг. Зумуррад.

**Зумуррад,** з, ю - санги гаронбаҳои сабзранг; маҷ. гаронбаҳо,пурқимат:

Ба аҳли фазл ҳаргиз нест дунёҷӯйро коре,
Ба чашми ин хасисон аз зумуррад каҳрабо беҳтар. Сайидо

**Зуннун,** м - ҳамдам, софиби моҳӣ; лақаби пайғамбар, Юнус (а); ниг. Юнус.

**Зуннуна,** з - шакли навозишии Зунун.
**Зуннур** - соҳиби нур, дурахшон, нурпош, мунаввар.
**Зурафо,** з - ҷамъи Зариф.
**Зурахш,** м - барқ, раъду барқ; ниг. Озурахш; Озарахш.

Зурахш ар нахандад ба гоҳи баҳор,
Ҳамоно нагиряд чунин абр зор. Абӯшакури Балхӣ

**Зуфан = Зифан,** м - соҳиби як фан, коршинос дар як соҳа, олим; ориф; муфради Зуфунун.
**Зуфар,** м - сарвар, пешво, раҳнамо; сардор, роҳбар; ғалаба, зафар.
**Зуфнун** - ниг. Зуфунун.
**Зуфнуна** - ниг. Зуфунун.
**Зуфон,** а - забон.
**Зуфона,** з - забонаи оташ.
**Зуфунун,** а - соҳиби фаннҳо, соҳиби ҳунарҳо, соҳиби илмҳо ва фазилатҳои бисёр:

Шираш маҳӯрӣ, ки ҷумла хун аст,
Фаннаш мадиҳӣ, ки зуфунун аст. Шоҳин

**Зуҳайл = Зуҳайр,** м - ниг. Зуҳал.
**Зуҳал,** м - номи дигари сайёраи Кайвон (Сатурн).
**Зуҳур** (амон, бек, шоҳ), м, а - пайдоиш, ошкоршавӣ, падидоӣ, рӯйдиҳӣ, намоён шудан:

Зиҳӣ, ҷамоли ту чун офтоб мазҳари нур,
Зи нури рӯи ту сад офтоб карда зуҳур! Восифӣ

**Зуҳриддин,** м - ниг. Зуҳуриддин.
**Зуҳуриддин,** м - аслан Заҳуриддин - мададгори дин; пуштибони дин.
**Зуҳуроллоҳ,** м - аз Зуҳур ва Оллоҳ.
**Зӯҳра,** з, а - сайёраи Ноҳид, ки онро мутрибаи фалак меноманд ва олиҳаи зебоӣ, суруду рақс ва хушию хурсандӣ медонанд; ниг. Заҳро.
**Зӯҳро** (бек- м), з - ниг. Зӯҳра.

## И

**Ибдо,** а - шурӯъ, оғоз; сар кардан; ошкор кардан; эҷод, ба вуҷуд овардан.
**Ибдол,** м, а - ниг. Абдол.
**Ибни Сино,** м, а - авлоди Сино; ниг. Сино.
**Ибод** (алӣ, ҷон), м - ҷ. Абд, ҷ. Обид. ниг. Абд.
**Ибодат** (бону), а - парастиши худо; иҷрои вазифаҳои фармуда (хатмӣ)-и динӣ:

Ибодат ба ҷуз хидмати халқ нест,
Ба тасбеҳу саҷҷодаву далқ нест. Саъдӣ

**Ибодуллоҳ,** м - бандаҳои Оллоҳ; аз Ибод ва Оллоҳ.
**Иборат** (хон), а - баён, ифода; далолат ба маънои чизе; сухан, калом; баён ва таъбир кардан; эътибор, обрӯю эътибор.

**Ибрат,** а - панд, намуна, дарси ҳаёт, ба эътибор гирифтани таҷрибаи зиндагии дигарон:

То чашм ба ибрат накушодаст касе,
Гардан ба итоат нанихода́ст касе. Бедил

**Ибрат** (бахш, бегим, бону, нисо, моҳ, ой - з; бахш, хон - м) - аз Ибрат ва п. м.

**Ибриз,** а - тиллои холис; бо симу зар зинат додан:

Шеъри ту бояд ба обрез дарандохт,
Гар бувад аз мушк, гар набишта ба ибриз. Сӯзанӣ

**Ибро,** а - аз гуноҳ пок кардан, сафед кардани гунаҳкорро; аз беморӣ халос кардан; шифо кардан, беҳ кардан; адо кардан, бахшидани қарз, сарфи назар кардан аз қарз; адои ӯҳда, иҷрои вазифа ва адо кардани қарз.

**Ибром,** м, а - исрор, истодагарӣ, пофишорӣ; суботкорӣ; устуворӣ.

**Иброн,** м, а - яҳуд, забони яҳудӣ.

**Иброҳим,** м, а - аз яҳудии қадим - Авраам - падари халқ; бузург ва олӣ; номи яке аз пайғамбарони ойини яктопарастӣ; номи яке аз писарони Муҳаммад (с.а.с.). Ба асоси баъзе ривоёт номи аслии Иброҳим (а) Ориёй ва Фароҳим будааст.

**Иброҳим** (бек, хон, хоҷа, шоҳ, хон), м - аз Иброҳим ва п. м.

**Иброҳимадҳам,** м - кунияашон Абуисҳоқ, яке аз машоих(шайхон)-и суфия.

**Иброҳимхалил,** м - аз Иброҳим ва лақаби ӯ Халил; дӯсти Худои таоло; ниг. Иброҳим.

**Ибтиҳоҷ,** м, а - шодӣ, хурсандӣ, масаррат.

**Ибтишор,** а - хурсандӣ, шодмонӣ, хушҳолӣ; хурсанд ва хушҳол шудан:

Эй басо дар гӯр хуфта хокбор,
Беҳ зи сад зинда ба нафъу ибтишор. Румӣ

**Иваз,** м, а - оне, ки ба ҷои дигаре меояд, бадал; ниг. Аваз.

**Ид** - ҷашн, тантана, шодию сурур, хушнудӣ, шодмонӣ, шодкомӣ:

Меравӣ хандону мегӯи, муборак бод ид,
Ҳамчу иди мо муборак нест иди ҳеҷ кас. Ҳилолӣ

**Ид** (бахш, овар, авард, оварда, пайдо - м; овар, овард, пайдо, раста, руста, самар, фузун, хоҳ, чаман, ҷӯё, шод- з) - аз Ид ва п. м.

**Идӣ** (алӣ, бек, бобо, ёр, муҳаммад, шоҳ - м; бону, гул, моҳ, нисо - з) - аз Идӣ ва п. м.; идона, тӯҳфаи идона.

**Идона** (бахт, бахш, зеб), з - идӣ, тӯҳфаи идӣ; аз Идона ва п. м.

**Идрис,** м - серғайрат, бодиққат, бо саъю кӯшиш, бо ҷидду ҷаҳд; дарсомӯз, омӯзанда; номи яке аз пайғамбарони ойини яктопарастӣ, ба қавли яҳудиён зинда вориди ҷаннат шуд.

**Идрис** (алӣ, бек, хон), м - аз Идрис ва п. м. Ниг. Идрис

**Идрок,** м, а - дарёфтан, дарк кардан, фаҳмидан, фаҳмиш; ақл, шуур, хуш:

Ақлро равшан шавад моҳияти ҳуснат, агар,
Пардаи ҳайрат бибандад дидаи идрокро. Ҷомӣ

**Иён,** м - ниг. Аён.

**Изад,** м, а - ниг. Азуд - бозу, бозуи даст; мач, ёру мададгор. Азад низ гӯянд.
Дар замони Зардушт Изад (на Азуд) маъноп фаришта, малакро дошт.
**Изадбек,** м - аз Изад ва Бек.
**Изадбахш,** м - бахшидаи Худо; додаи Худо; аз Изад ва Бахш.
**Изам,** м, а - бузургӣ, калонӣ, бузургии кадр, оликадрӣ.
**Избуллоҳ,** м - ниг. Ҳизбуллоҳ.
**Издиёд,** м, а - зиёдшавӣ, бисёршавӣ, афзоиш.
**Иззат** (алӣ, хон), м, а - бузургӣ, арҷмандӣ, гиромӣ; шаъну шараф (аслан тавоно); азиз будан, соҳиби эҳтиром будан; ҷоҳ, ҷалол, қудрат.
**Иззат** (алӣ, бек, дод, манд, мурод, уллоҳ, хон, шоҳ), м - аз Иззат ва п. м.
**Иззат** (азм, амал, андеш, андӯз, бако, бар, бахт, бахш, бия, бону, ваш, гар, гул, гун, дон, дор, ёб, зеб, зод, лафз, лутф, манд, меҳр, моҳ, наво, намо, нигор, нисо, хирад, хон, хоҳ, ҷӯ), з - аз Иззат ва п. м.
**Иззатбахш,** м - бахшандаи бузургӣ, бахшандаи эҳтиром; товонбахш.
**Иззатпаноҳ,** м - дар паноҳи Худо буда.
**Иззатпараст,** м - ниг. Иззат.
**Иззатулло,** м - қудрати Оллоҳ, тавоноии Оллоҳ; тавоноӣ дар дасти Оллоҳ.
**Иззатфар,** м - ниг. Иззат.
**Иззатшинос,** м - ниг. Иззат
**Изолат,** з - бартараф, дур, несту барҳамдиҳӣ.
**Изом,** м, а - ҷамъи Азим; ниг. Азим.
**Изор,** м, а - Рухсор, Гуна, Ораз.
**Иззуддин,** м - қуввати дин; ниг. Иззат.
**Иклил,** м, а - тоҷ, афсар: Сухан ронам аз фарру фарҳанги ӯ,
Барафрӯзам иклилу авранги ӯ. Низомӣ
- номи манзили ҳафтдаҳӯм аз манзилҳои Моҳ ва он иборат аз се ситораест, ки ба шакли мусаллас ба сурати тоҷ бар пешонии Ақраб тасвир мешавад: Фалакро зи Иклил бар хайма тоҷ,
Зада моҳ бар панҷара тахти оҷ. Хоҷу
**Иклила,** з - муаннаси Иклил.
**Икмол,** м, а - комил намудан, пурра ва мукаммал кардан, такмилдиҳӣ, пурракунӣ.
**Икром,** м, а - иззат ва эҳтиром намудан, навозиш кардан,лутфу марҳамат ва бахшиш намудан; ҳурмат, эҳтиром, иззат; ниг. Карим.
**Икром** (алӣ, бек, хон, шоҳ), м - аз Икром ва п. м.
**Икромӣ,** м - мансуб ба Икром.
**Икромиддин = Икромуддин,** м - ҳурмат ва эҳтироми дин.
**Икрон,** м - ниг. Икром.
**Иксир,** а - ҷавҳари кимиёӣ, ки гӯё ба воситаи он мисро ба тилло табдил додан мумкин бошад; кимиё; доруе, ки ба ҳама дард давост, эликсир.
**Иктифо,** а - қаноат кардан, қонеъ шудан, басанда шумурдан.
**Иқбол,** а - пеш омадан; рӯ овардани давлат ба сӯи кас; давлат, бахт, толеъ, саодат, саодатмандӣ.

**Иқбол** (баланд, бек, иддин, иок, уддин, хон, хоҷа, шоҳ - м; баланд, бибӣ, бону, моҳ, нисо, ҷон - з) - аз Иқбол ва п. м.

**Иқдом,** а - кӯшиш, кӯшиши босабот:

Дода Миррихаш аз барои хатар,
Маҷду иқдому азму зӯру зафар. Саноӣ

- пеш рафтан дар коре, ба коре даромадан, шурӯъ намудан ба коре.

**Иқлим** - кишвар, диёр, сарзамин, вилоят; обу ҳавои минтақа.

**Иқлимгир,** м - кишваргир, ҷаҳонгир.

**Иқор = Ақор,** а - обу замин, мулк, молу мулк, мулки ғайри манқул:

Охираш пурсид аз чору иқор,
К-ин зироатро кӣ овард обшор? Румӣ

**Иқрор,** м, а - эътироф, эътибор, эҳтиром; ба гардан гирифтани гуноҳ; розӣ шудан.

**Иқрор** (бек, иддин, хон, шоҳ), м - аз Иқрор ва п. м.

**Иқтидо,** м, а - пайравӣ, тақлид:

Шуд рӯи дӯст қиблаи мо, ку имоми шаҳр,
То дар намози хеш ба мо иқтидо кунад. Ҷомӣ

**Иқтидор,** м, а - қудрат, тавоноӣ; қувват ёфтан, қудрат доштан.

**Иқтизо,** м, а - талаб кардан, дархостан, хоҳиш кардан, дархост ва талаб:

Неши ақраб на аз паи кин аст,
Иқтизои табиаташ ин аст. Саъдӣ

**Иқтино,** м, а - фароҳам овардан, ба даст даровардан, захира кардан; қаноат.

**Иқтироб,** м, а - наздик омадан, ба ҳамдигар наздик шудан; наздикӣ:

Эй Аёзи гашта фонӣ з-иқтироб,
Ҳамчу ахтар дар шуои офтоб. Румӣ

**Иқтирон,** м, а - қарин шудан, дӯст шудан, ёр шудан, ёру ҳамдам шудан; наздикӣ, пайвастагӣ; наздик шудани ду ё якчанд сайёра ба ҳамдигар:

Гар афганӣ ба ҳайати маҷмӯияш назар,
Гӯӣ ҳилолу бадр ба ҳам карда иқтирон. Восифӣ

**Иқтироҳ,** м, а - хостан, талаб кардан; тақозо, талаб; пешниҳод.

**Илёс** (алӣ, бек, шоҳ, хон), м - аз яҳ. қадим - қуввати Худо; а, номи пайғамбар, ки бо ҳазрати Хизр (а) оби ҳаёт нӯшида, ҳамеша зиндааст.

**Или(й)я,** з, а - олӣ, баландмартаба.

**Илм** - маҷмӯи маълумот оид ба ягон соҳа, фан, дониш, маърифат; дарк, яқин:

Илм дорӣ, зи кас мадор дареғ,
Дар дили ташнагон бибор чу меғ. Авҳадӣ

**Илм** (бахш, дон, дор, дӯст, иддин, шоҳ), м - аз Илм ва п. м.

**Илм** (бахш, ваш, деҳ, дон, дор, дӯст, ёб, ёр, зеб, зӯр, нисо, манд, меҳр), з - аз Илм ва п. м.

**Илмия** (бону, нисо), з - мансуб ба илм.

**Ило,** а - некӣ; инъом; пешоянди ба; то.

**Илол,** м - ниг. Ҳилол.

**Илтизоз,** м, а - лаззат, маза, хушгуворӣ, хушӣ, лаззат бурдан, лаззат ёфтан.
**Илтифот** (бону), з - меҳрубонӣ, лутф, лутфу марҳамат; эҳтиром, авф, бахшиш; некӯкорӣ, некӣ, эҳсон, хайр, ҳадя, ато; таваҷҷӯҳ.
**Илф,** м, а - дӯст; ёр; унс, улфат.
**Илфия,** з - шакли навозишии Илф.
**Илфӣ,** з - мансуб ба Илф; ниг. Илф.
**Илфон,** м - ниг. Илф; таҳрифи Ирфон буданаш низ аз эҳтимол дур нест.
**Илҳом,** м, а - талқин ва ангезиш андохтан; ангезиш; рӯҳбаланд шудан.
**Илҳом** (алӣ, бахш, деҳ, иддин, уддин - м; бахш, гул, деҳ - з) - аз Илҳом ва п. м.
**Илҳомӣ** - мансуб ба Илҳом.
**Илҳон,** а - аслаш Алҳон (ч. лаҳн) аст, хониш, нағмасарой ва хушхонӣ:

Бишукфат беду ба илҳони тараб фохтаро,
Сурати кому забон гардаду минқор шавад. Мушфиқӣ

- нағмаву овозҳои хушу дилкаш.
**Иматшоҳ,** м - ниг. Ҳимматшоҳ.
**Имдод** (гар, рас), м, а - ёрӣ, мадад.
**Имкон** (бахш, пазир), м,а - тавоноӣ, қудрат; имконият.
**Имод,** м, а - такягоҳ, пуштибон, пуштупаноҳ, истинод; сутун.
**Имодалӣ,** м - Алии пуштупаноҳ, Алии истинод.
**Имодиддин = Имодуддин,** м - пуштупаноҳи дин, такягоҳи дин.
**Имом** (алӣ, бек, хон, хоҷа, хӯҷа) , м, - пешво, пешрав, роҳбар, раҳбар:

Киро Рӯдакӣ гуфта бошад мадеҳ,
Имоми фунуну суханвар бувад. Рӯдакӣ

- дар пеш истода (ҳангоми намоз); сарвари ҷамоати динӣ. Оне, ки дар намози мусалмонон пеш мегузарад.
**Имомбахш,** м- тӯҳфа (инъом)-и имом.
**Имомдод,** м - додаи Имом.
**Имомёр,** м - оне, ки Имом ёр (пуштибон)- аш мебошад, ёри имом, дӯсти имом.
**Имомиддин = Имомуддин,** м - пешво (имом) - и дин.
**Имомия,** з - имомӣ.
**Имоммуҳаммад,** м - аз Имом ва Муҳаммад.
**Имомназар,** з, - аз Имом ва Назар.
**Имомниёз,** м - аз Имом ва Ниёз.
**Имомсаид,** м - аз Имом ва Саид.
**Имомҳасан,** м - аз Имом ва Ҳасан.
**Имомҳусайн,** м - аз Имом ва Ҳусайн.
**Имон** (алӣ, бахш), м - эътиқод, боварӣ ба чизе; эътиқод ба дин; дин, мазҳаб.
**Имонгул,** з - аз Имон ва Гул.
**Имрон** - умр; хушбахтӣ, беҳбудӣ, некӯаҳволӣ, ободӣ; номи падари Мӯсо пайғамбар ва номи падари Марям.

**Имтиёз,** а - бартарӣ, афзалият.
**Инобат** , з - тавба кардан, даст кашидан аз гуноҳ; бозгаштан ба сӯи Худои таоло, пушаймонӣ.
**Инобат** (бибӣ, бону, моҳ, ой, хон), з - аз Инобат ва п. м.
**Ином** -ниг. Инъом.
**Иноят,** а - мададгорӣ, дастгирӣ, ёрӣ; лутфу марҳамат, меҳрубонӣ, илтифот:

Иноят намудан ба кори ғариб,
Сари фазлу асли накӯмаҳзарист. "

**Иноят** (алӣ, бек, расул, уллоҳ, хон, ҳусайн, ҷон), м - аз Иноят ва п. м.
**Иноят** (азм, андеш, асл, бахш, бибӣ, бин, бону, вар, ваш, гар,гул, деҳ, дода, дон, дор, дӯст, ёб, ёр, зеб, зод, ком, лутф, манд, меҳр, моҳ, овар, ораз, оро, пазир, партав, пош, рамз, расон, рахш, рӯй, самар,тоб, фазо, физо фом, фузун, хез, хон, хоҳ, ҷӯ), з - аз Иноят ва п. м.
**Инсӣ,** а - мансуб ба инсон: Дев чу оҷиз шавад аз ифтинон,

Истионат ҷӯяд ӯ аз инсиён. Румӣ

**Инсофҷӯ,** м - хоҳон ва ҷӯёи адолату инсоф, додхоҳ .
**Интизом,** м - тартиб ва низом.
**Интизор,** з - мунтазир; умед, умедвор, чашмдошт, баумед. Умедворӣ ба он, ки баъд аз духтар писар таваллуд мешавад.
**Инҷило,** з, а - равшан шудан, ҷило ёфтан, ошкор шудан, ҳувайдо шудан.
**Инҷило** (бахш, ваш, гуна, ғоя, дод, ёб, зеб, лутф, меҳр, пош, тоб), з - аз Инҷило ва п. м.
**Инҷоз,** з, а - ба ҷо овардани ниёзи касе, раво кардани ҳоҷат, вафо кардан ба қавлу ваъда; иҷро.
**Инҷоҳ,** з, а - раво шудани ҳоҷат, ба ҷо омадани ниёз, муваффақ шудан.
**Инҷу,** тот. - марворид; мулки зери дасти подшоҳ; салтанат.
**Иншод,** з, а - таъриф кардан, шеър хондан, шеърхонӣ, шеър гуфтан; сурудан:

Он муштарилико, ки дар иншоди ин ғазал,
Ровии базми ӯ назари Зӯҳраёр ёфт... Анварӣ

**Инъом,** м, а - неъмат додан, эҳсон кардан; ато, бахшиш, ҳадя.
**Инъом** (алӣ, бахш, бек, иддин, муҳаммад, назар), м - аз Инъом ва п. м.
**Ионат,** з, а - ёрӣ додан, ёрмандӣ кардан, кӯмак кардан, ёрмандӣ, ёрӣ, кӯмак:

Зи Шамси Табрезӣ истионате макун,
Бувад, ки тоҷи ионат расад ба фарқ туро. Шамси Табрезӣ

**Ирам = Эрам,** з - номи боғи афсонавӣ, ки гӯё Шаддод ном подшоҳ дар Яман сохта будааст; боғ; биҳишт:

Замин гашт пурсабзаву обу нам,
Шуд ороста ҳамчу боғи Ирам. Фирдавсӣ
Сӯи мо дорад хиром он рашки гулзори Ирам,
Гулшани моро бувад имрӯз баргу бор сурх. Туғрал

**Ирам** (ато, бахш, бону, ваш, вор, гул, гун, деҳ, дис, дод, дӯст, ёд, ёр, зеб, зод.

зода, мехр, намо, нигор, ном, хез, хоҳ,чаман, чӯ), з - Аз Ирам ва п. м.

**Иран,** з - Ирон (Эрон).

**Ирас = Ирасо** - ниг. Ирис.

**Ирач = Эрач,** м - ниг.Эрач.

**Ирис,** м - як навъ гиёҳи занбақи сафед; аз худоёни юнони қадим; Ирас ва Ирасо низ мегӯянд.

**Ирис** (гул, хол, хон- з; алӣ, бек, давлат, мурод - м) - аз Ирис ва п. м.

**Ирис** (ма, маҳ, моҳ), з - аз Ирис ва п. м.

**Ирисмат**, м - шакли таҳрифи Ирисмуҳаммад.

**Ирода,** з, а - майлу хоҳиш, ихтиёр; ихлос, сидқ, дилбастагӣ, дӯстӣ, дӯстии бериё,эътиқод.

**Ирода** (афзо, афзун, бар, бону, дон, дӯст,зӯр, мехр, хон), з - аз Ирода ва п. м.

**Иродат,** з - ниг. Ирода.

**Ирон** (гул, бону, духт, мехр, чехр), з - аз Ирон ва п. м.

**Ирфон,** м, а - шинохтан, донистан, шинохтани худо; як чараёни динию фалсафист.

**Иршод,** з, а - роҳбар, роҳнамо; бо роҳи ҳақ раванда.

**Иршодҳусайн,** м - аз Иршод ва Ҳусайн.

**Искандар,** м, ю-а - номи яке аз подшоҳон ва лашкаркашони машҳури Юнони қадим (солҳои 356 - 326 пеш аз мелод); Искандари Макдуни (Македонӣ), маъруф ба Искандари Зулқарнайн; дар адабиёти тоҷику форс образи идеалии шоҳи одил мебошад.

- сир: Гиёҳе, ки сӯзандаи ком буд,
Ба Рум - андар искандар-ш ном буд. Фирдавсӣ

- голиб, фотеҳи марди майдон.

**Искандар** (бек, хон, шоҳ, ҷон), м - аз Искандар ва п. м.

**Искудор,** м - қосид, чопар, пайк; паёмбар .

**Ислом,** м, а - гаравидан, таслим шудан; номи дини Муҳаммад (с.а.с.); дастачамъона пазируфтани дин; дини мусулмонӣ.

**Ислом** (алӣ, бек, иддин, уддин, шоҳ), м - аз Ислом ва п. м.

**Исмандиёр,** м - ниг. Исфандиёр.

**Исмат,** м, а - покдоманӣ ,бегуноҳӣ, парҳезгорӣ; ҳимоя, муҳофиза, паноҳ, пуштибонӣ.

**Исмат** (алӣ, бек, бой, ёр, уллоҳ, хон, шоҳ, ҷон), м - аз Исмат ва п. м.

**Исмат** (бибӣ, гул, ой), з, а - иффат (покдоманӣ); бокорат (духтарӣ, дӯшизагӣ = духтари шавҳарнакарда); ҳимоя, муҳофиза, паноҳ, пуштибонӣ.

**Исматуллоҳ,** м - аз Исмат ва Оллоҳ.

**Исмиддин = Исмуддин,** м - номи дин; мухаффафи Исомиддин.

**Исмоил,** м, а - Худо илтиҷои моро қабул кард (аз Таврот, номи писари Иброҳим (а.)); Худои сомеъ, Худо шунавост.

**Исмоил** (бек, хон, хоҷа, хӯҷа, шоҳ, ҷон), м - аз Исмоил ва п. м.

**Исмон,** м - ниг. Усмон.

**Исо,** а - номи асосгузори дини насронӣ (христианӣ), писари Марям; киноя аз шуои офтоб; офтоб; табибе, ки дар сари роҳ менишинад;
- меҳрубонӣ (лутфу марҳамат) - и Худо (аз яҳ. қадим);
- шутурбон, чӯпон.

**Исо** (бек, хон, хоҷа, хӯҷа), м - аз Исо ва п. м.

**Исобат,** з, а - расидан (ба мақсад); бехато ба нишон расидани тир, ёфтан; ба маънии расой ва савоб ёфтан:

Ваҳм афтад дар хатову дар ғалат,
Ақл бошад дар исобатҳо фақат. Румӣ

**Исодам,** м, а - дорои нафаси Исо, ки аз рӯи ривояти динӣ гӯё бо даму лафзи худ мурдаро зинда мекард; маҷ. зиндакунанда; шифобахш, илоҷдиҳанда.

**Исол,** а - восил кардан чизеро ба чизе; васл кардан; расиш.

**Исом,** м, а - ҳимоя ва муҳофизат; банди машки об; ресмони мустаҳкам; тасма; даста;
- бедмушк; номи марди некӯхислат, ки ҳоҷиби Нӯъмон ибни Манзар буд.

**Исомат,** м - аз Исо (а) ва Муҳаммад (с.а.с.).

**Исомиддин = Исомуддин,** м - мададгори дин, нигоҳдорандаи дин, тарафдори дин, такягоҳи дин; ниг. Асомуддин.

**Исоқ,** м, а - ниг. Исҳоқ

**Испанд,** м - як навъ гиёҳи худрӯй, ки донаҳои хурди сиёҳ дорад ва гӯё сӯзонда дуд карданаш барои дафъи захми чашми бад фоиданок мебошад; сипанд; ҳазориспанд:

Агар ин сон зи дил оташ фурӯзад,
Аз он дӯзах чу испанде бисӯзад. Бадрии Кашмирӣ

**Испандёр,** м - ниг. Исфандиёр.

**Испандиёр,** м - ниг. Исфандиёр.

**Испар,** м - шакли дигари сипар:

Кунам теғи забон андар ниёмаш,
Зи хомӯшӣ чу испар метавон кард. Шамси Табрезӣ

**Исроил** (бек, хон, шоҳ), м, а - муборизи Худо; номи яке аз пайғамбарон Яъқуб(а.) ё Ёқуб (а.); дар ибрӣ - баргузидаи Худо; давлат дар Шарқи Наздик.

**Исрор** - хоҳиш, пофишорӣ кардан.

**Исрофил,** м - номи фариштаест, ки дар қиёмат ду бор сур хоҳад дамид. Дар дамидани бори аввал ҳама махлуқот мурда ва нест хоҳад шуд ва дар дамидани бори дигар ҳама мурдагон зинда хоҳанд шуд.

**Истад** (бону, гул, ой - з), м - ҳаётӣ, зист, умр ба сарбаранда, зиндагикунанда.

**Истам** (бибӣ, гул, ой, нисо - з), м - монда (дар қайди ҳаёт монда).

**Истар** - ситора.

**Истаранг,** м - ниг. Астаранг.

**Истахр,** м- ҳавз, ҳавзи об, обгир, кӯл; номи пойтахти қадими Эрон дар наздикии Шерози ҳозира, ки юнониҳо онро Персеполис мегуфтанд;

Замини Ачам зери пой оварад,

Суви мулки Истахр рой оварад. Низомӣ

**Истиқлол,** а - мухтору мустақил будан, озод будан дар кардани коре, соҳибихтиёри кори худ будан; мустақилӣ, соҳибихтиёрӣ.

**Истора,** з - шакли дигари ситора.

**Исфанд** - ниг. Испанд.

**Исфандиёр,** м - аз исфанд (ниг. испанд).
- моҳи дувоздаҳуми соли шамсӣ (21 феврал - 21 март) ва ӗр.
- номи яке аз қаҳрамонони "Шоҳнома"- и Фирдавсӣ, писари Гуштосп.
- инъом (тӯҳфа, армуғон)-и муқаддас, додаи зоти муқаддас.

**Исҳоб,** м, а - ниг. Асҳоб.

**Исҳоқ = Исоқ** (алӣ, бек, хон), м, а - аз яҳ. қадим - ханда. Бинобар ривояти динӣ, ки дар Таврот сабт ёфтааст, модари Исҳоқ Сора пешгӯиро дар хусуси таваллуд шудани писараш шунида хандидааст. Бинобар ин ба писари Иброҳим пайғамбар(а) Исҳоқ (а) (дар яҳ. маънояш - ӯ хандид мебошад) ном гузоштаанд.

**Итминон,** а - бовар пайдо кардан, хотирчамъ шудан, бовар ҳосил кардан; хотирчамъӣ; бовар, эътибор.

**Итоат,** з, а - фармонбарӣ, тобеъшавӣ, фармонбардорӣ.

**Итоб,** з, а - ноз кардан, ноз:

Ошиқон бӯсу канору некувон нозу итоб,

Мутрибон руду суруду хуфтагон хобу хумор. Фаррухӣ

**Итоба** (бону), з - ниг. Итоб.

**Ифо,** з, а - вафо кардан ба аҳду паймон; адо кардани ҳаққи касе; вафодорӣ, ичрои ваъда: Эй фақиронро аширу волидайн,

Дар хиролу харчу дар ифои дайн. Румӣ

**Ифода,** з, а - фоида додан; фоида гирифтан; ёд додан, таълим додан; дарс гуфтан; баён кардан, изҳор кардан, гуфтан.

**Ифодат,** з - ниг. Ифода.

**Ифоза,** з, а - файз расондан, баҳра додан; файзу хайр.

**Ифозат,** з- ниг. Ифоза.

**Ифтихор** - шаън, шараф, шӯҳрат; фахр, иззати нафс, ғурур, мағрур, такаббур.

**Ифтихориддин = Ифтихоруддин,** м - шаъну шарафи дин.

**Иффат,** м - боз истодан аз ҳаром; порсои кардан; парҳезкорӣ; порсоӣ, покдоманӣ.

**Ихлос,** м, а - дӯстии холис доштан, иродат ва дӯстии бериё доштан; эътиқод.

**Ихлос** (бону, манд, ой), з - аз Ихлос ва п. м.; ниг. Ихлос.

**Ихтиёр,** а - ирода, хоҳиш, майл; қудрати бо ихтиёри худ кореро ичро кардан:

Гуфтӣ: Бирав Ҳилолию, сабр ихтиёр кун,

Вах, чун кунам, ки нест ба даст ихтиёри ман. Ҳилолӣ
- интихоб кардан, баргузидан; мухтор.

**Ихтиёр** (бек, хон, шоҳ - м; бону - з) - аз Ихтиёр ва п. м.

**Ихтиёриддин = Ихтиёруддин,** м - интихобкардаи дин (мазҳаб), баргузидаи дин; аз Ихтиёр ва дин.

**Ихшид** - лақаби умарои Фарғона ба маънои шаҳаншоҳ омада.

**Иҳсон = Эҳсон,** м, а - меҳрубонӣ, лутфу марҳамат, илтифот; авф, карам, ато, бахшиш, ҳадья; некӯкорӣ, некӣ, эҳсон, хайр; боварӣ, эътимод; нозу, неъмат. Яке аз пояҳои асосии дини ислом ва умуман оинҳои яктопарастӣ.

**Иҷлол,** м, а - бузург доштан, бузургкадр гардонидан; иззат кардан, эҳтиром кардан.

**Иҷобат** (бибӣ, бону, нисо, хон), з - мустаҷоб; ҷавоб додан, қабул кардан.

**Ишва,** з, а - ноз, карашма, нозу карашма, ғамза:

Коми ҷонрост ба бозори ғамат сад талхӣ,
Ки ба як ишваи ширин наҳаридӣ аз мо. Ҳилолӣ

**Ишва** (бону, гар, гул, деҳ, кеш, манд, намо, овар, оро, пазир, рабо, соз, тоб, фазо, фузун, шод), з - аз Ишва ва п. м.

**Ишқ** - ҳисси дилбастагӣ ва дӯстдории аз ҳад зиёд ба чизе ё касе, муҳаббат, шефтагӣ, дилдодагӣ, дилбастагӣ:

Эй бародар, ишқ савдое хуш аст,
Дӯзах андар ошиқӣ ҷое хуш аст. Анварӣ

**Ишқ** (алӣ, андеш, боз, варз дон, иддин, навоз, маст, омез, параст) - аз Ишқ ва п. м.

**Ишқ** (ина, нисо, оро, пеша), з - аз Ишқ ва п. м.

**Ишқия**, з - муаннаси Ишқӣ (мансуб ба Ишқ, он ки ба майли ҳавову ҳаваси худ амал мекунад); зодаи ишқ, офаридаи ишқ; аз Ишқ - дилдодагӣ, дилбастагӣ.

**Ишон,** м - ниг. Эшон; унвони саидзодагони мусулмон.

**Ишора,** з - имо, бо чашм ангушт ва ғайра чизеро нишон додан:

Талқини дарси аҳли назар як ишорат аст,
Кардам ишоратею мукаррар намекунам. Ҳофиз

- мач. нишондод; фармон, ҳукм; амр.

**Ишорат,** з - ниг. Ишора.

**Ишорафаҳм** - оне, ки аз як нигоҳ мақсадро сарфаҳм меравад; зудфаҳм.

**Ишрат,** а - хушӣ, хушдилӣ, хурсандӣ, шодӣ; айшу ишрат.

**Ишрат** (афзо, афзун, бахш, вахш), з - аз Ишрат ва п. м.

**Иштиёқ,** а - шавқмандӣ, орзумандии қавӣ:

Миёнат як сари мӯй асту ҷон дар иштиёқи ӯ,
Биё, эй ҷони муштоқон, фидои ҳар сари мӯят. Ҳилолӣ

К

**Кабир,** а - бузург, азим, аъзам, калон; олимартаба:

Рафт он дарвеш ҳамроҳи вазир,
Сӯи давлатхонаи шоҳи кабир. Румӣ

- аз номҳои Худи таоло.

**Кабир** (моҳ, ой -з; алӣ, хон,ҷон - м) - аз Кабир ва п. м.

**Кабира,** з - муаннаси Кабир.

**Кабуд,** з - ранги обӣ, нилобӣ ё нилӣ, лоҷувардӣ, осмонӣ, сабз.

**Кабӯтар,** з - паррандаест зебо, дорои хелҳои гуногун, ки ба инсон зуд ром мешавад; кафтар.

**Кавкаб,** з, а - ситораи равшан ва бузурги ҳаракаткунанда, сайёра:

Гарчи ҳама кавкаби батоб аст,
Афрӯхтагӣ дар офтоб аст. Низомӣ

- маҷ. ашк:

Резам зи мижа *кавкаб* бе моҳи рухат шабҳо,
Торик шабе дорам бо ин ҳама кавкабҳо "

**Кавкаба,** з - асои зангуладор, ки пешопеши аҳли рикоб (ҳашамони шоҳ) мебурдаанд; гурӯҳи мардум; ҳамроҳони шоҳу амир; ҳашам, ҳашамат, ҷоҳу ҷалол; ниг. Кавкаб.

**Кавн,** м, а - вуҷуд, мавҷудият, ҳастӣ, зиндагӣ:

Аҷаб мадор, ки андар сарои олами кавн,
Гаҳе нишеб афтад кору гаҳ фароз афтад. Анварӣ

- олам, дунё; кавну макон - мавҷудот, олами ҳастӣ; олам, ҷаҳон, коинот:

Савдо, хамӯш бош, ки он оҳи синасӯз,
Якбора ҷумла кавну маконро занад бо ҳам! Савдо

**Каврак,** м - тасғири Кабир. Гиёҳест дарунтиҳӣ ва сабук.

**Кавсар** - бисёр, фаровон; номи чашма ё дарёи афсонавӣ дар биҳишт:

Биҳишти адн агар хоҳӣ, биё бо мо ба майхона,
Ки аз пои хумат яксар ба ҳавзи кавсар андозем. Ҳофиз

- сураи 108 - и Қуръон.

**Кавсария,** з - мансуб Кавсар.

**Кавтар** - кабӯтар.

**Кадбону,** з - бонуи хона, соҳибхоназан, зане, ки маъмури пухтупаз аст:

Ба вақти иштиҳо таъхири кадбону намезебад,
Магар тушбераро кар гашт гӯш аз ҷӯши фарёдам? Савдо

**Кадфиз** - номи яке аз подшоҳони давлати Кушониён Каён = Каюн = Кайон

- подшоҳи сулолаи Сосонӣ дар"Шоҳнома"-и Фирдавсӣ.

- номи дарахтест аз настаринҳо, меваааш нокмонанд.

**Кадфиз** (шоҳ - м; бону - з) - аз Кадфиз ва п. м.

**Кадхудо(ӣ),** м - соҳиби хонаву ҷой, калони хонавода, сардори оила; маҷ. мард, шавҳар; соҳиб ва арбоби деҳ, оқсаққол, деҳхудо; раис, сардор, подшоҳ;

Шамс худ кадхудои гардун аст,
Қодиру қоҳир аст, бе чун аст. Саної
- вазир; лоиқ, сазовор, муносиб, дархур.

**Каё** - ниг. Каён.

**Каё** (ваш, зод, мард, нус, нӯш, разм, раш, рмин, фар, чеҳр), м - аз Каё ва п. м.

**Каё** (бону, ванд, ваш, дода, духт, зеб, зод, но, нӯш, рух, чеҳр), з - аз Каё ва п. м.

**Каён,** м - ҷ. Кай, ниг. Кай.

**Каён** (ваш, зод, мард, фар, яшт), м - аз Каён ва п. м.

**Каён** (бону, духт, зод, лутф, меҳр, рух, фар, чеҳра, яшт), з - аз Каён ва п. м.

**Каёниён = Каёния** - унвони силсилаи шоҳоне, ки мувофиқи "Шоҳнома"- и Фирдавсӣ баъди Пешдодиён ҳукм рондаанд. Саромадашон Кайқубод мебошад.

**Каёнӣ,** м - мансуб ба Каён:

Дар андохт румӣ каёнӣ каманд,
Қамаргоҳи чинӣ даромад ба банд. Хисрави Деҳлавӣ

**Кай,** м - подшоҳ, подшоҳи бузург, шоҳаншоҳ; лақаб ё баъзан ҷузъи номи подшоҳони бузурги силсилаи Сосониро ташкил медиҳад, ҳамчун Кайқубод, Кайковус, Кайхисрав ва Кайлуҳросп.
- одил, латиф, асил.

**Кай** (армин, вор, дар, дон, дур, маниш, озод, род, тарон, фар), м - аз Кай ва п. м.

**Кайвон** - номи сайёраи Зуҳал; фалаки ҳафтум низ гӯянд; ниг. Кай.

**Кайвон** (бону, духт, рух, чеҳр), з - аз Кайвон ва п. м.

**Кайвонӣ,** м - мансуб ба Кайвон .

**Кайковус,** м - шоҳест аз сулолаи Каёниён. Гӯё 150 ё 160 сол ҳукм рондааст, ворисп Кайқубод, мувофиқи "Шоҳнома" писари ӯст; ниг. Каёниён.

**Кайхисрав,** м - шоҳест аз сулолаи Каёниён, мувофиқи "Шоҳнама" - набераи Кайковус мебошад; ниг. Кай.

**Кайқубод,** м - одили барҳақ; шоҳ, асосгузори сулолаи Каёниён, сад сол подшоҳи кардааст; ниг. Кай.

**Кайҳон** - ҷаҳон, дунё, олам.

**Кайҳона,** з - шакли навозишии Кайҳон.

**Кайҳон** (бону, духт, нисо, рух, чеҳр), з - аз Кайҳон ва п. м.

**Кайҳонӣ,** м - мансуб ба Кайҳон.

**Каин** - яҳудӣ, манзур аз Кобил ва Ҳобил аст, аз фарзандони Одам (с.)

**Калим,** м, а - сухангӯ, ҳамсухан; ниг. Калимулло.

**Калима,** з - сухан, як сухан.

**Калимулло,** м,а - ҳамсӯҳбати худо; лақаби Мӯсо - пайғамбари яҳудиён, ки гӯё дар кӯҳи Сино бо худо ҳамсӯҳбат шуда буд.

**Калом,** м, а - сухан, гап, гуфтор; маҷ. забон. Ба маънои сухани Оллоҳ низ оянд

**Калом** (дон, ҷӯ - м; бахш, дон, дӯст, хон), з - аз Калом ва п. м.

**Калон** - бузург, азим, кабир, сардор; ба воя расида, ба синни балоғат расида:

Эй беадаб, ту шарм надорӣ зи рӯи ман?

Аҷдоди ту шуданд ҳама пеши ман калон. Сайидо

**Калон** (дод, зод - м; бибӣ, бону, духт - з) - аз Калон ва п. м.

**Камар,** м - миён; миёни кӯҳ, тангнои кӯҳ; ағба; тасмаи чармин ё абрешимин, ки ба миён мебанданд.

**Камёб** - нодир, ноёб, камчин:

Қофия камёб чу дебои Чин,

Вазн сабуксанг чу мои майн. Ҷомӣ

**Камёфт,** з - ниг. Камёб.

**Камил,** м - ниг. Комил.

**Камила = Комила,** з - ниг. Комил.

**Камин** - кам, андак; маҷ. камтарин, хоксортарин:

Гуфто, ки кист бар дар?

Гуфтам: Камин ғуломат. Шамси Табрезӣ

**Камина,** з - камтарин; маҷ. фурӯтан, хоксор:

Ҳарчанд ба он нигор ёрӣ,

Гаҳ-гаҳ зи камина ёд орӣ? Шоҳин

**Камол,** м, а - пуррагӣ, мукаммалӣ; фазилат;нашъу намо ёфтан, ба воя расидан

**Камола,** з - шакли навозишии Камол.

**Камол** (ёб, хон, хоҷа, хӯҷа), м - аз Камол ва п. м.

**Камолиддин,** м - фазилати дин, равнақдиҳандаи дин; аз Камол ва дин.

**Камон,** м - яроқи қадимаи тирандозӣ - чӯби хамидае, ки ду нӯги онро бо зеҳ таранг кашида мебанданд ва бо воситаи он тирро сар медиҳанд;
- бурҷи Қавс, галаситораи Қавс.

**Камон** (вар, гар, гир, дор, каш), м - аз Камон ва п. м.

**Камона,** з - шакли навозишии Камон.

**Камонабрӯ,** з - касе, ки абрӯи камонмонанд дорад; маҷ. хушрӯй; маҳбуба:

Ҳилолӣ, чун сипаҳ ангехт ишқи он камонабрӯ,

Ба майдон ояму тири маломатро сипар гардам. Ҳилолӣ

**Каразмон = Карзмон** - ниг. Гаразмон.

**Карам** (алӣ,бахш), м, а - саховат, бузургворӣ ҳиммат, кушодадастӣ, ҷавонмардӣ:

Ҳар кӣ мақсудаш аз карам он аст,

Ки барорад ба олам овоза,

Бошад аз мисри ҷуду шаҳри карам,

Хонаи ӯ буруни дарвоза. Ҷомӣ

**Карам** (алӣ, бахш - м; бибӣ, бону, гул, паша, фазо, хон), з - аз Карам ва п. м.

**Карамгустар,** м - бахшоянда, сахӣ, Карим:

Латифи карамгустари корсоз,

Ки дорои хулқ асту донои роз. Саъдӣ

**Карампеша,** м - сахӣ, ҷавонмард, боҳиммат, Карим.
**Карамхудо,** м - аз Карам ва Худо; саховати Худо.
**Карамшоҳ,** м - саховати (шоҳ) ҳазрати Алӣ; аз Карам ва Шоҳ.
**Карашма,** з - нозу ишва; ишора бо чашм ва абрӯ:

Карашмаҳои ғизолони маст мебахшад,
Фароғат аз ду ҷаҳон ошиқони шайдоро. Ҷомӣ

**Карашма** (афзо, бахш, бону, вор, ваш, гул, дон, дор, оро, пош, рабо, рух, сон, фазо, фом, хон, хоҳ), з - аз Карашма ва п. м.
**Карим,** м, а - сахӣ, босаховат, ҷавонмард, соҳибэҳсон, соҳибкаромат; бахшандаи гуноҳ:

Аз каримон шавад фақир ғанӣ,
Ту каримию мо фақир, эй дӯст. Камоли Хуҷандӣ;

- аз номҳои Худои таоло.
**Карим** (алӣ, бек, бой, дод, зода, назар, уллоҳ,хон, хӯҷа, шоҳ, қул), м - аз Карим ва п. м.
**Карима** (бону), з - хоҳар, ҳамшира, духтарбача; шакли навозишии Карим.
**Карина,** з - аз Қарин - наздик, мушфиқ; ниг. Қарин.
**Каромат,** а - саховат, олиҳимматӣ, ҷавонмардӣ, мурувват:

Каромат ҷавонмардию нондиҳист,
Мақолоти беҳуда табли тиҳист. Саъдӣ

- бузургворӣ, хориқодатӣ, ки ба авлиё хос аст.
**Каромат** (уллоҳ, шоҳ - м; бону, гул - з) - аз Каромат ва п. м.
**Каромот** - ҷ. Каромат; ниг. Каромат.
**Карон,** м = канор - паҳлӯ; ҷониб, тараф; гӯша; лаб, соҳил; бар, оғӯш, бағал:

Ба Зобулистон аз карон то карон,
Нишаста ба ҳар ҷой ромишгарон. Фирдавсӣ

**Карона,** з - ниг. Карон.
**Каррор,** м, а - гаштаву баргашта ҳуҷумкунанда; яке аз лақабҳои Ҳазрати Алӣ(к.) .
**Карубӣ,** а - фаришта, малак, фариштаи муқарраб (ба худо наздиктарӣ), меҳтари фариштаҳо:

Назар ба гулшани рӯҳониён наяндозам,
Сарам ба пояи каррубиён фурӯ н-ояд. Убайди Зоконӣ

**Касрат,** а - бисёрӣ, зиёдӣ; анбӯҳӣ; ниг. Анбӯҳ.
**Касрат** (афзо, афзун, бахт, бахш, бин, бону, вар, ваш, гул, гун, ғоя, дод, дон, дӯст, ёр, зеб, илм, ком, лутф, меҳр, оро, пазир, рабо, роз, сон, тоб, файз, физо, хоҳ, ҷӯ, шод), з - аз Касрат ва п. м.
**Катиба,** з, а - аз воҳидҳои лашкар, қӯшун, сипоҳ; навиштае, ки дар санг ё кошин нақш шуда ба болои дар ё токи иморат шинонда шуда бошад; ниг. Китоба.
**Катиба** (бону, дон, ёд, зеб, оро, хон, ҷӯ), з - аз Катиба ва п. м.
**Кафтар** (бону, моҳ), з - ниг. Кабӯтар

**Каҳрабо** - самги зардранги сахт ва сангшудае, ки агар онро ба чарм ё пашм суда ба каҳ (коҳ) наздик кунанд, каҳро ба худ мекашад.
**Кашаф,** м - сангпушт: Пушти ҳомун кунад чу рӯи халаф.
Рӯи гардун кунад чу пушти кашаф. Саной
- галаситораи Саратон: Чу кард ахтари фаррух Эраҷ нигоҳ,
Кашаф дид толеъ, худованди моҳ. Фирдавсӣ
**Кашбар,** з - хушқаду қомат: Фитна шудам бар он санами кашбар,
Хоса бад-он ду наргиси дилкаш-бар. Дақиқӣ
**Кашвар,** м - ниг. Кишвар.
**Кашмир** - вилояти таърихиест дар Осиё, дар байни Ҳимолой ва Тибет; штати Ҷамму ва Кашмир дар Ҳиндустон.
**Кашшоф,** м - ниг. Кошиф.
**Каюмард,** м - ниг. Каюмарс.
**Каюмарс,** м - ҷовидон; фанонопазир; бобақо, бақодор; намиранда; зинда ва гӯё; худои Замин дар дини Зардуштиён, мувофиқи ривоятҳои авестоӣ аввалин инсони офаридаи Аҳуромаздо, шахси поку накӯкор. ниг. Каюмард
**Кенҷа** (алӣ, бек, бой, мурод - м; бибӣ, гул, моҳ, ой - з), т - аз ҳама хурдтарин.
**Кенҷабӣ,** з - аз Кенҷа ва Бибӣ.
**Кенҷаой,** з - духтари хурдӣ (охирин).
**Кеҳон,** м - ниг. Кайҳон.
**Кеш** - мазҳаб, дин; оин: Ба олам ҳар касеро кешу динест,
Убайди бенаво дини ту дорад. Убайди Зоконӣ
- рафтор, одоб, расму одат; тирдон, тиркаш; ҷазирае дар халиҷи Форс:
Яке пири дарвеш дар хоки Кеш,
Накӯ гуфт бо ҳамсари зишти хеш. Саъдӣ
**Кеш** (азиз, андеш, арҷ, асил, афзал, афзо, афзун, афрӯз, бахш, бех, бону, вар, ваш, воло, дон, дӯст, ёд, ёр, завқ, зеб, иқбол, лутф, меҳр, наво, намо, нек, нигор, ном, овар, ово, омӯз, ораз, орну, оро, ороста, осо, пазир, партав, пок, рав, рамз, ранг, рас, рух, самар, сон, соф, тоб, файз, фар, фурӯғ, хирад, ҷӯ), - аз Кеш ва п. м.
**Кибар,** м, а - бузургӣ, калонӣ; кӯҳансолӣ.
**Кибор,** а - ҷ. кабир; ниг. Кабир.
**Кибора** (асл), з - шакли навозишии Кибор.
**Кибриё,** з, а - бузургӣ, азамат (сифати худо); ифтихор, гурур, калонгирӣ:
Мар-ӯро расад кибриёву манӣ,
Ки мулкаш қадим асту зоташ ғанӣ. Саъдӣ
**Кибриё** (бегим, бону), з - аз Кибриё ва п. м.
**Киё** - соҳиб, худованд; паҳлавон, диловар; ҳоким, подшоҳ, султон.
**Киё** (аврант, аршад, арҷ, асил, асл, афзал, афзо, афзун, бахш, бин, бон, бону, ванд, вар, васф, вафо, ваш, воло, гун, гуна, дод, дода, дон, дор, доро, дӯст, зеб, зод, зӯр, лутф, меҳр, мон, намо, но, ном, овар, ово, омӯз, ораз,

оро, пазир, партав, пок, рамз, рас, раста, рух, сат, сон, тоб, умр, файз, фом, фузун, хирад, хох, хуб, хуш, чехра, ҷӯ, ҷӯй, шед, шод), з - аз Киё ва п. м.

**Киёно,** м - ҳар яке аз чор унсур, ки иборат аз обу оташу хоку бод аст ва гӯё олам аз онҳо таркиб ёфта аст; асли ҳар чиз.

**Кимё** (гар, назар - м; бегим, бону, хон - з) - ниг. Кимиё.

**Кимиё,** з - илмест, ки бо табдилоти моддаҳо, омӯзиши конунияти ҳои равандҳои ин табдилот, ки ба тағйири таркиб ва сохтори моддаҳо меоварад, сару кор дорад; маҷ. чизи камёб, нодир, ноёб:

Зард шуд рӯям зи бедории шабҳои фироқ,

Кимиё карди даруни дидаи ман хобро. **Мушфиқӣ**

- маҷ. фикру мулоҳизаҳои нозукбинона.

- илми сеҳр ва ҷоду.

**Кимиёназар,** м - аз Кимиё ва Назар.

**Кироm** (бек, хон, шоҳ), м - ҷ. Карим, ниг. Карим.

**Кирома,** з - шакли навозишии Киром.

**Кироммиддин,** м - ниг. Карим; ниг. Икромиддин.

**Кисро,** м, а - шакли арабишудаи Хусрав (Хисрав) ; лақаби Хисрави Анӯшервон; лақаби подшоҳони сулолаи Сосониён баъд аз Анӯшервон; ниг. Хусрав.

**Китоба,** з, а - матне, ки бо хати ҷалӣ бар девори масҷидҳо, болои дарвозаҳо ва ё санги мақбараҳо канда ё навишта шудааст; ниг. Катиба.

**Кифо = Кифоя** - ниг. Кифоят.

**Кифоят** (бибӣ, бону), з - кофӣ будан, басанда будан, кофӣ, басанда; истеъдод, лаёқат, фаҳму идрок:

Ману инкори шароб - ин чӣ ҳикоят бошад,

Ғолибо, ин қадарам ақлу кифоят бошад. Ҳофиз

**Кишвар,** м - сарзамин, мамлакат, ноҳия.

**Кишваркушо(й),** м - фотех; ҷаҳонгир; подшоҳи бузург.

**Кишваршоҳ,** м - шоҳи кишвар; аз Кишвар ва Шоҳ.

**Кобул** (шоҳ - м; моҳ - з) - пойтахти кишвари Афғонистон.

**Кобулӣ,** м - мансуб ба Кобул.

**Кова,** м - шоҳона; шуҷоъ; номи оҳангарест, ки бар Заҳҳок хурӯҷ карда Фаридунро бар тахт нишонда буд - қаҳрамони "Шоҳнома"- и Фирдавсӣ.

**Ковус,** м - ниг. Кайковус.

**Козим,** м, а -фурӯбарандаи хашму ғазаб, халим; худдор, ботамкин, ботаҳаммул, хештандор; собир, босабр, пуртоқат, пурбардошт; суботкор, собитқадам, матин, боисрор, исроркор.

**Козим** (алӣ, бек, шоҳ), м - аз Козим ва п. м.

**Коин,** м, а - он чӣ вуҷуд дорад, мавҷуд, боқӣ.

**Коинот,** м - ч. Кони; чаҳон, олам, ҳамаи оламҳо:

Об задам бар рухи сӯфисирот,
Даст бишустам зи ҳама коинот. Хисрави Деҳлавӣ

**Кокул,** з - дастаи мӯи дароз дар фарқи сари мардону ҷавонон; гесӯи дароз.

**Ком** - мақсад, мурод, орзу, майл; коми дил - муроди дил, орзуи матлуб:

Дарахти дӯсти биншон, ки коми дил ба бор орад,
Ниҳоли душманӣ баркан, ки ранҷи бешумор орад. Ҳофиз

Аз фалак бе нола коми дил намеояд ба даст,
Шаҳд хоҳӣ, оташе зан хонаи замбӯрро. Бедил

**Ком** (бин, бобо, вар, варзод, дин, кор, ниё, нӯш, овар, рав, раво, фар, хоҳ, ҷӯ, ҷӯй), м - аз Ком ва п. м.

**Ком** (бар, бахт, бахш, бин, буд, вар, гул, дин, кор, ниё, нӯш, овар, рӯ, фар, хоҳ, ҷӯ, ҷӯй), з- аз Ком ва п. м.

**Кома** - ниг. Ком; марҷон.

**Комбахт,** м - хушбахт, хушҳолеъ, саодатманд, бахтёр.

**Комбахш,** м - бахтовар, муродбахш, сахӣ, орзуи касеро ба ҷо овардан.

**Комгар,** м - ниг. Комгор.

**Комгор** - комёб; хушбахт, саодатманд.

**Комёб** - ба мурoду мақсад расида, хушбахт, саодатманд; муваффақ.

**Комёр** - хушбахт, бахтёр (бахтиёр); ниг. Комбахт.

**Комил,** м, а - пурра; ба камол расида, баркамол, беайбу нуқсон; фозил, донишманд, соҳибҳунар:

Комиле гар хок гирад, зар шавад,
Ноқис ар зар бурд, хокистар шавад. Румӣ

**Комила** (бону, гул, моҳ), з - аз Комила ва п. м.; ниг. Комил

**Комил** (бек, бой, ёр, хон, шер, шоҳ, ҷон), м - аз Комил ва п. м.

**Комин,** м, а - пинҳон, ниҳон, махфӣ.

**Комина,** з - ниг. Комин.

**Комраво** - комёб, ба мурод расида:

Ман агар комраво гаштаму хушдил, чӣ аҷаб,
Мустаҳиқ будаму инҳо ба закотам доданд. Ҳофиз

**Комрон** (бек, хон, ҷон), м - ба муроду мақсади худ расида, хушбахт, бахтёр; маҷ. пуриқтидор, он, ки ҳукмаш ба ҳама чиз равост.

**Комрона,** з - шакли навозишии Комрон.

**Комронӣ** - мувофиқи мурод ва орзу умр гузаронидан; хушбахтӣ, саодатмандӣ.

**Комҷӯ,** м - ҷӯяндаи бахту саодат, ҷӯяндаи мурод.

**Корвон** (бек, шоҳ, ҷон), м - қатори уштур ва чорпоёни боркаш, ки савдогарон ва мусофирон дар сафар бору чизи худро бор мекарданд, қофила.

**Котиб,** м, а - касе, ки китобат мекунад, китобаткунанда, нависанда; дабир, мирзо; доно ва мунши наср:

Гӯ, макун дарди дили ман, котиб, андар нома дарҷ,
Тоқати ин кор набвад ҳомили мактубро. Ҷомӣ

**Котиба,** з - ниг. Котиб.

**Кофур** - моддаи хушбӯи сафедтоби беранг, ки дар тиб кор фармуда мешавад, камфара: Нест ғайр аз шоми навмедӣ ба арзи муддао,
Дар нафас кофур гӯё чун саҳар дорем мо. Туғрал
- маҷ. сафед, сафедранг; сафедӣ; гаронбаҳо.
- номи чашмаи афсонавӣ дар биҳишт.

**Коҳрабо** - ниг. Каҳрабо.

**Коҳрубо** - ниг. Каҳрабо.

**Кошиф,** м - кашфкунанда, ошкоркунанда:
Кошифи сиррему кори мо ҳамин,
К-ин ниҳонҳоро барорем аз замин. Румӣ

**Кошифа,** з - ниг. Кошиф.

**Кошона,** з - хона, бошишгоҳ; лона, ошён:
Маст меоиву оташ мезани кошонаро,
Аз канори шамъ меорӣ буруи парвонаро. Сайидо

**Қубаро,** з, а - ҷамъи кабир, ниг. Кабир.

**Кубриё** - ниг. Кибриё.

**Қубрия** - ниг. Кибриё .

**Кубро,** з, а - муаннаси Акбар;

**Қуканшоҳ,** м - кӯтоҳшуда аз вожаҳои Куҳкан ва Кӯҳкан, яъне касе, ки кӯҳро шикоф мекунад.

**Кулол,** м - кӯзагар, косагар:
Ҳар косае, ки сохт, надонам чаро шикаст,
Гардандa осмон, ки чу чархи кулол гашт. Хисрави Деҳлавӣ

**Кулола,** з - мӯи ҷингила, мӯи печу тобдор; зулф:
Бинмо рухи хуби хеш, то кай бошанд,
З-он зулфи кулола доғдорони маҳҷур. "Равзат-ус-Сафо"
- қисми болоии модинаи гул:
Насим дар сари гул бишканад кулолаи сунбул,
Чу аз миёни чаман бӯи он кулола бароад. Ҳофиз

**Кулсум,** а - дар Арабистони то исломӣ номи мардонаи хеле маъмул будааст. Баъзе луғатшиносони араб онро тақрибан "кулчарӯй" маънидод мекунанд. Ба ин ном калимаи умм ҳамроҳ карда, лақаб (куньят) - и занона сохтан мумкин буд. Маънои куньяти Уммкулсум, айнан модари Кулсум мебошад.

**Кутвол = Кӯтвол,** м, ҳ - қалъабон, диҷбон, маъмури муҳофизаи қалъа:
Руқъае дода, то ба кутволи ҳисор бидиҳам. Авфӣ

**Кушодабрӯ,** з - маҷ. шод, хурсанд; хушҳол; хандонрӯ.

**Кушодбахт,** з - маҷ. хушбахт; фароҳбахт.

**Куҳандил,** м - дили васеъ, дунёдил, дили бузург.

**Куҳаншоҳ,** м - шоҳи бузург .

**Кӯҳбуд,** м - кӯҳнишин, гӯшанишин; киноя аз Обид, Зоҳид, порсо:

...Ки эй кӯҳбуд, ба ҳаққи кирдигорат,
Ки эмин кун маро дар зинҳорат. Низомӣ

- хазинадори подшоҳ .

**Кӯҳ** (дод, ёр, мард, навард, рам, сон, шан), м - аз Кӯҳ ва п. м.

**Кӯҳгард,** м - кӯҳнаворд, кӯҳпаймо.

**Кӯҳзод,** м- зодаи кӯҳ.

**Кӯҳкан,** м - коргаре, ки дар кон маъдан меканад; коргари кон; сангтарош; лақаби Фарҳод, ки гӯё бо хоҳиши Ширин кӯҳро канда, ҷӯй бароварда буд:

Ошиқ манам, ҳикояти Фарҳод то ба кай?
Ҷон кандан ам бубин, сухан аз кӯҳкан макун! Ҳилолӣ

- маҷ. қавӣ, қудратманд, тавоно

**Кӯҳсор,** м - ҷое, ки дар он кӯҳ бисёр аст; кӯҳистон:

Чун паранди бедгун бар рӯй пӯшад марғзор,
Париёни ҳафтранг андар сар орад кӯҳсор. Фаррухӣ

**Кӯҳтан,** м - бузургҷусса, тануманд:

Ивон медод рахши кӯҳтанро.
Ки дид аз ногаҳон он кӯҳканро. Хисрави Деҳлавӣ

## Қ

**Қабо,** а - як навъ либоси пешкушодаи рӯйпушӣ; номи ҷое ва масҷиде дар ноҳияи Мадина:

Сад камар он қавми баста бар қабо
Баҳри ҳадми масҷиди аҳли Қабо. Румӣ

**Қабул,** м, а - пазируфтан, пазирой, писандидан:

Ҷон фишондем ба хоки қадамаш, лек чӣ суд,
Ки наёфтод қабули карамаш хидмати мо. Ҷомӣ

**Қабулмоҳ,** з - аз Қабул ва Моҳ.

**Қаввол,** м, а - гапзан, забоновар, нотиқ; хушгап, хушсухан; сурудхон, ҳофиз:

Бихоҳ як ғазал, ёри қавволи мо,
Ки бошад муносиб ба аҳволи мо. Фирдавсӣ

**Қаввом,** м, а - устуворкунанда, барпокунанда, ба қивому низом дароваранда:

Зокири мо ахтарон қаввоми мо,
Ботини мо гашта қаввоми само. Румӣ

Қаввома, з - ниг. Қаввом.

**Қаввос,** м, а - камонгар, камонсоз,; камондор, тирандоз.

**Қаввосӣ,** м - пеша ю ҳунари камонсозӣ ё тирандозӣ:

Аз фузули ту камон афрохтӣ,
Санъати қаввосие бардоштӣ. Румӣ

**Қавидил,** м - шуҷоъ, далер, ҷасур; касе, ки хотираш ҷамъ аст, дилпур.
**Қавиён,** м - аз авлоди Қавӣ; ниг. Қавӣ.
**Қавим,** м, а - рост, дуруст; устувор, пойдор.

То абад пеши ту иқбол раҳӣ боду раҳин,
Қомати ҷоҳи ту то ҳашр қавӣ боду қавим. Заҳири Фарёбӣ

**Қавӣ** (азм, бозу, бол(ниг. Қавидил), даст, ёл, зӯр, ирода, ниҳод, пайкар, табъ, хирад, ҳайкал, ҳиммат,ҳол), м - аз Қавӣ ва ...
**Қавӣ** (бозу, бону, даст, дил, духт, ирода, ма, табъ, ҳол), з - аз Қавӣ ва п. м.
**Қавӣ** - зӯр, пурзӯр, маъбаи қувват, бақувват; бисёр, ниҳоят; калон, бузург, калонҷусса; аз номҳои Худои таоло.
**Қавл** (дода), а - сухан, гап, гуфтор; қабул, пазирой; ваъда, ба ӯҳда гирифтан:

Қавлро нест савобе, чу амал нест дар ӯ ... Носири Хисрав

**Қавлия** (бону), з - шакли навишиши Қавл.
**Қавом** (иддин), м, а - ростӣ, дурустӣ; устуворӣ, пойдорӣ:

То ки ҳисомат қавоми мулки Аҷам шуд,
Оҳ зи аъдои ноқавом баромад. Хоқонӣ

- ростӣ ва мавзунии қомат:

Дардам ҳама з-он турки париҷеҳра, ки дорад,
Болош қавоми алифу зулф ҳами дол. Ломеӣ

**Қавома,** з - ниг. Қавом.
**Қадам,** м, а - пой, андозаи пой аз ангушт то пошна; масофаи миёни ҳар ду пой дар роҳ рафтан:

Беҳуда қадам вомагузор, аз дили Шоҳин,
Аҷми сафарат чист, ки хуш дар ватан астӣ. Шоҳин

- маҷ, муборак, пешкаш, хадя.

**Қадам** (мурод, шоҳ - м; бону, нек, хуш - з) - аз Қадам ва п. м.
**Қадамалӣ,** м - хадяи Алӣ, қадами муборaки Алӣ.
**Қадим,** м, а - дерина, он чӣ ки дар айёми хеле пеш гузаштааст, бостон:

Бигуфт: Андарунам бишӯрид сахт,
Ба аҳволи ин пири шӯридабахт,
Ки мамлуки вой будам андар қадим,
Худованди амлоку асбобу сим. Саъдӣ

**Қадим** (дон, хон, ҷон), м - аз Қадим ва п. м.
**Қадима** (бону, хон), з - аз қадим ва п. м.
**Қадир,** м, а - тавоно, боқудрат; ниг. Қодир.
**Қадира,** з - ниг. Қадир.
**Қадирбахш,** м -бахшидаи Худои таоло. ниг. Қодирбахш.
**Қадр,** з - андоза, миқдор; арзиш, қимат, ҳурмату эътибор:

Суханро нест пеши аҳли дунё Сайидо, қадре,
Ба ин ноошнотабъон набудан ошно беҳтар. Сайидо

**Қадр** (бин, дон, иддин), м - аз Қадр ва п. м.
**Қадринисо,** з - аз Қадр ва Нисо.

**Қадрия,** з - муаннаси Қадрӣ.

**Қадрӣ** - мансуб ба қадр.

**Қадруллоҳ,** м - аз Қадр ва Оллоҳ.

**Қадршинос,** м - қадрдон, он, ки қадру қимати касеро медонаду поси хотир мекунад ва махсусан наздиконро эҳтиром менамояд:

Рафту талабид модарашро,
Он қадршинос гавҳарашро. Ҷомӣ

**Қайим,** м, а - нигоҳдор ва барподоранда; маҷ. касе, ки сарпараст ва ӯҳдадори кӯдакони етим ва занони бева мебошад.

**Қайима,** з - ниг. Қайим.

**Қайс,** м, а - муқовиса кардан; номи аслии Маҷнун, ки қаҳрамони асосии достони "Лайлию Маҷнун" аст; номи ҷазирае.

**Қайсар,** м, л-а - подшоҳи Рум; лақаби подшоҳони Рум ва Юнон дар замони пешина:

На қайсар бихоҳам, на фағфури Чин,
На аз тоҷдорони Эронзамин. Фирдавсӣ

**Қайсарон,** м - аз оҳангҳои қадимии Эрон

Ба ҷӯш-андаруи деги бахманчана,
Ба гӯш-андаруи бахману қайсарон. Манучеҳрӣ

**Қайюм,** м, а - пойдор, устувор, поянда, абадӣ; қоимкунанда, қоимбитот; аз номҳои Худо таоло.

**Қайюма,** з - ниг. Қайюм.

**Қалам,** м, а - афзоре, ки бо ёрии он хат менависанд; хома, килк:

Ба водий ар бандагон сар кашанд,
Худовандгорон қалам даркашанд. Саъдӣ
Қалам гуфто, ки ман шоҳи ҷаҳонам,
Қаламкашро ба мақсад мерасонам. Ҳ. Юсуфӣ

**Қалам** (бону, гул, нисо, рон - з, шоҳ - м) - аз Қалам ва п. м.

**Қаландар,** м - дарвеш, шахси аз дунё дасткашида, ҷаҳонидидаи росткор:

Эй писар, мазҳаби қаландар гир,
Ки дар ӯ ливу куфр яксон аст. Анварӣ
Қаландарони ҳақиқат ба ним ҷав нахаранд,
Қабои атласи он кас, ки аз ҳунар орист. Ҳофиз

**Қалб** (зеб, зебо, нисо, оро, хуш) - аз қалб - дил ва п. м.

**Қалбия,** з - шакли навозишии Қалб.

**Қамар** (бибӣ, бону, нисо, со, ҷабин - з, бой, иддин, шоҳ - м), а - Моҳ; маҷ. хушрӯй, зебочеҳра, рӯйи зебо:

Бовараш нмомад, бипурсид аз дигар,
Он дигар ҳам гуфт, оре, эй қамар. Румӣ

**Қамария,** з -шакли навозишии Қамар; аз Қамарӣ.

**Қамарӣ** - мансуб ба Қамар.

**Қамармағар,** з, - моҳпайкар, моҳрӯ, хушрӯй:

Зи ҳар сӯ шитобон парипайкаре,
Зи ҳар гӯша тобон қамармангаре. Хоҷу

**Қамарон,** а - шакли дугонаи камар - Моҳу Офтоб.
**Қамбар** (алӣ, зода, шоҳ, ҷон), м - ниг. Қанбар.
**Қамчин,** м, т - тозиёна.
**Қанбар,** а - ҷӯр, чаковак (жаворонок);
кокулӣ, сӯфитурғай; номи хизматтори бовафои Алӣ (к.), ки ӯро Қамбар низ гӯянд; ниг. Қамбар.
**Қанбар** (алӣ, бек, шоҳ - м; бону, нисо, ой - з) - аз Қанбар ва п. м.
**Қанд** - моддаи сахти ширин, ки аз қиёми шираи лаблабу ё найшакар тайёр мекунанд; мач. лаб, лаби сурх, лаби маъшуқа; мач. ширинӣ, мазаи ширин.
**Қандил,** м, ю-а - чилчироғ, шамъдони калон, чироғи овезон; кинояи аз Моҳ ва Офтоб.
**Қандила,** з -шакли навозишии Қандил.
**Қандин,** м - шакли навозишии Ширин.
**Қандия,** з - шакли навозишии Қандин.
**Қаноат,** м, а - ризоманди ва хушнудӣ, қонеъ ва розигӣ ба чизи кам; кифоя:

Қаноат кун, ки охир аз қаноат,
Тавон гардид боюлбои мардум. Савдо

**Қаноат** (бахш, бек, манд, пеша, уллоҳ, хон, ҷон, шоҳ - м; бахш, бону, манд, моҳ, пеша, хон - з) - аз Қаноат ва п. м.
**Қара** (бек, дӯст, хон), м,т - бузург, қавӣ; сиёҳ - аз қаро.
**Қарин,** м, а - наздик, ҳамнишин, ҳамсӯҳбат:

Гул ёри хор гаштаву булбул қарини ишқ,
Онро тағайюре неву инро табаддуле. Ҳофиз

- ҳамто, монанд, мисл; қарин будан - насиб шудан, баҳра доштан:

Аз бахт шаҳодатат қарин бод!
Ҷои ту биҳишти анбарин бод! Шоҳин

**Қарина,** з - ниг. Қарин.
**Қарина** (арч, асл, афзо, аҳд, бахт, бахш, бин, бону, ваш, воло, гул, гун, деҳ, дод, дон, дӯст, завқ, зеб, лутф, меҳр, ном, ово, оро, рамз, саф, тоб, фом, хос, ҷӯ), з - аз Қарина ва п. м.
**Қариҳа,** з, а - мизоч, табъ, табъи шеъру нависандагӣ; идрок, андарёфт; табиат; қудрати табиӣ, истеъдод.
**Қариҳа** (аъло, бахш, беҳ, бону, васф, воло, гул, дод, дӯст), з - аз Қариҳа ва п. м.
**Қармат,** м, а - лақаби Абӯзарр ном касе, ки мазҳаби қаромита (ҷамъи қармат) - ро (с. 891) таъсис карда буд ва пайравони он бар зидди хилофати араб шӯриш бардошта буданд.
**Қасам,** м - савганд.
**Қасим,** м, а - шарик, ҳиссадор; қисматкунанда; соҳибҷамол.
**Қасима,** з - шакли навозишии Қасим.

**Қассом,** м, а - қисматкунанда, тақсимкунанда, бахшкунанда; киноя аз Худои таоло: Чун ки қассом ӯст, куфр омад гила,
Сабр бояд, сабр мифтоҳуссила. Румӣ
- он, ки бисёр савган мехӯрад.

**Қаҳрамон,** м - паҳлавон, далер; ғолиб; ҳунарнамо:
Агар уштуру аспу астар набошад,
Кучо қаҳрамонӣ бувад қаҳрамонро. Носири Хисрав

**Қаҳҳор** (алӣ, бек, ҷон), м, а - сахтгир; ҳокими мутлақ; ғолиб, аз номҳои Худои таоло: Гашт аз ин шӯълаи шарарпардоз,
Исми қаҳҳор эътиборогоз. Бедил
Зи қаҳҳоре маро дил дар ҳарос аст,
Ки қаҳраш бартар аз ваҳму қиёс аст. Ҳозиқ
- чира (ғолиб, музаффар, фирӯз) - шаванда бар ҳама чиз; кинаварз, интиқомҷӯ.

**Қаъда,** з, а - нишастан дар намоз:
Баъди дере гашт онҳо ҳафт мард,
Ҷумла дар қаъда паи яздони фард. Румӣ

**Қаъдагул,** з - аз Қаъда ва Гул.

**Қаюм,** м,а - ҷовид, абадӣ; шакли дурусташ Қайюм аст; ниг. Қайюм.

**Қибла,** а - парастишгоҳ, тарафе, ки ба он рӯ оварда ибодат мекунанд; хонаи Каъба - зиёратгоҳи асосии Макка, ки мусулмонон ба тарафи он нигоҳ карда намоз мехонанд; маҷ. маъшуқ, маъшуқа; маҷ. пешво, сарвар:
Аз махзани роз сад гуҳар суфт.
В-аз рӯи ниёз бо падар гуфт,
К-эй қиблаи ҷумлаи қабила
В-эй ҷумла қабилат ҷамила. Ҳилолӣ

**Қибла** (бону, намо), з - аз Қибла ва п. м.

**Қивом** (бақо), м, а - он чӣ (кӣ), ки амре ба он қоим бошад; поя, сутун; асл, асос; низом, тартиб: Аҷаб, ду чиз ба як чиз дод як чизаш,
Ба мулк дод сари теғи ӯ қарору қивим. Унсурӣ

**Қиёдат,** з, а - роҳбарӣ, сардорӣ, пешвоӣ.

**Қиём,** м, а - рост истодан, истодагӣ; рост истодан дар вақти намоз; рост шудани офтоб дар нимирӯз; маҷ. ҳастӣ, вуҷуд, мавҷудият:
Қиёми оламе дар сони ӯст,
Ки афканда ба фарқи душману дӯст. Бадрии Кашмирӣ
- саркашӣ, нофармонӣ, қиём кардан- исён, шӯриш; иқдом кардан.
- ором гирифтан, омода будан, ҳозир шудан, камар бастан ба иҷрои коре.

**Қиём** (иддин - м; гул - з) - аз Қиём ва п. м.

**Қиёс,** м - фарёдрас.

**Қиёс** (алӣ, бой, иддин), м - аз Қиёс ва п. м.

**Қимат** - баҳо, арзиш:

Гумори бар аҳволи ман ҳиммате,
Садафрезаамро диҳӣ қимате. Ҷомӣ

**Қимат** (алӣ, баҳо, манд, уллоҳ, шоҳ - м; баҳо, бибӣ, бону, гул, манд, нисо, ой -з) - аз Қимат ва п. м.

**Қирон,** м - наздик шудан; дар як хати рост ҷой гирифтани ду ситора ва сайёра ё Офтобу ду сайёраи системаи Офтобӣ;
мач. вохӯрдани ду дӯсти ҷонӣ; давр, аср; гардиши айём:

Хуш бош, ки ғусса бекарон хоҳад буд,
Дар чарх қирони ахтарон хоҳад буд.
Хиште, ки зи хоки ту бихоҳанд задан,
Девори сарои дигарон хоҳад буд. Хайём

**Қирон** (бахт, бахш, бону, воло, гул, дил, дон, зеб, лутф, меҳр), з - аз Қирон ва п. м.

**Қирон** (бек, бой, орзу, оро, пок, рамз, тоб, фазо, фузун, хоҳ, ҷӯё, шоҳ ), м - аз Қирон ва п. м.

**Қисмат,** м - ҳисса, бахш, қисм; тақдир, насиба,сарнавишт:

Маро рӯзи азал коре ба ҷуз ринди нафармуданд,
Ҳар он қисмат, ки он ҷо рафт аз он афзун нахоҳад шуд. Ҳофиз

**Қисмат** (алӣ, бек, шоҳ - м; арҷ, бахш, беҳ, бону, васф, вафо, воло, дода, дон, ёб, ёр, зеб, оро, пок, ризо, фазо, фузун, фурӯғ, ханд, хуш, ҷӯ, шоҳ), з - аз Қисмат ва п. м.

**Қобиз,** м, а - қабзакунанда; аз номҳои Худои таоло.

**Қобил** (бек, бой, хон, шоҳ, ҷон), м, а - қабулкунанда, пазиранда:

То огаҳ аст ақл, ки аз хомаи қазо,
Нақши вуҷуд қобили нафъу зарар уфтад. Анварӣ

- лоиқ, сазовор, писандида:

Ҳар кӣ оинаи софӣ нашуд аз занги ҳаво,
Дидааш қобили рухсораи ҳикмат набувад. Ҳофиз

- мустанад, истеъдоднок, қобилиятнок
- дар ривояти Таврот номи яке аз писарони Одам (с).

**Қобила,** з - доя, момодоя; нис. Қобил.

**Қобила** (бону, васф, ваш, гул, гун, дил, дод, дон, дӯст, ёд, ёр, завқ, зеб, зеҳн, зод, лафз, лутф, меҳр, моҳ, намо, ноз, ном, чеҳр), з - аз Қобила ва п. м.

**Қодим** (азм, беҳ, вар), з, а - қадамзананда; оянда; пешрав; аз Қодим ва п. м.

**Қодима,** з - нис. Қодим.

**Қодир,** м, а - боиқтидор, тавоно, нирӯманд; ғолиб; молик; лоиқ, қобил:

Бар гунаҳкор чун шудӣ қодир,
Авфро шукри неъмати худ соз. Аз "Анвори Суҳайлӣ"

- аз номҳои Худои таоло:

Ин ҳама осор, ки нодирнамост,
Бар сифати ҳастии қодир гувост. Ҷомӣ

**Қодир** (алӣ, бек, бой, қул, назар, сухан, хон, ҷон, шоҳ), м - аз Қодир ва п. м.

**Қодира,** з - шакли навозишии Қодир.

**Қодирбахш,** м - инъом (тӯҳфа)-и Худои тавоно.

**Қодирӣ,** м - боиқтидор, тавоной; мансуб ба Қодир.

**Қози** (бек, бой, давлат, мурод, муҳаммад, назар, хон, ҷон), м - аз Қозӣ ва п. м.

**Қозӣ,** м - мансабдори шаръй, ки кашмакашҳои оммавӣ ва оилавиро аз рӯи қонуни шариат ҳал мекунад; довар, ҳакам.

**Қоид,** м, а - роҳнамо, пешво, раҳбар;

Биё гӯшро қоиди ҳуш кун,
В-аз он гавҳар овезаи гӯш кун. Ҷомӣ

- сипаҳсолор, сарлашкар.

**Қоида,** з, а - асос, поя, бунёд; расму одат; дастур, оин, қонун.

**Қоидалӣ,** м - Алии роҳнамо.

**Қоил,** м, а - гӯянда, ҳикояткунанда, сухангӯ, шеъргӯ; иқроршаванда, мӯътакид; муътариф, гуноҳи худро эътирофкунанда; қоили сидқ; ростгӯй, ростқавл.

**Қоим** (бек), м, а - рост, устувор, бархоста, барпо, бапой, пойдор:

Эй ба ту қоим вуҷуди асли ҳар мавҷуди мо,
В-эй зи ту равшан чароғи гавҳари мақсуди мо. Махфӣ

- ходим, молишдеҳ (ба даст); хизматгор; қоим ба зот - худ ба худ вуҷуддошта, азалӣ, абадӣ, ҷовид, ба асли зоти худ пойдор:

Ман каломи ҳаққаму қоим ба зот
Қути ҷони ҷону ё қути закот. Румӣ

- якранг, яъне мусови шудани бозии шатранҷ дар мавқее, ки шоҳ ва дигар мӯҳраҳои ҳариф қобили ҳаракат намебошанд.

**Қоим** (азм, арҷ, асл, афзо, бахш, бону, васф, ваш, гул, гун, деҳ, дод, дон, дӯст, ёб, ёр, завқ, зеб, зод, зода, илм, ком, лафз, лутф, меҳр, хуш, шод), з - аз Қоим ва п. м.

**Қоима,** з - поя; пой; хати рост, хати амудӣ; ниг. Қоим.

**Қоимандоз,** м - ғолиби ҷанг; бозингари комил дар шатранҷ:

Ман ар бо ту ҷарбам бо ҳангоми кин,
Бувам қоимандози рӯи замин. Низомӣ

- тирзани моҳир

**Қомат,** з, а - қад (у) қомати боло.

**Қомат** (афзо, афрӯз, бақо, баланд, бахш, бону, васф, гул, дӯст, зеб, зебо, оро, расо, руста, сарв, фазо, хуш), з - аз Қомат ва п. м.

**Қомус,** м, а - чуқуртарин ҷои баҳр ё муҳит, чуқуртарин ҷои уқёнус; мобайни баҳр

- номи луғати машҳури арабӣ, ки таълифи Муҳаммад бинни Яъқуби Фирӯзободӣ (асри XIV) мебошад:

Ба ғайри маънии дил нест ҳеҷ ҷо мафҳум.
Ту хоҳ дарс зи Қомус гиру хоҳ Сурох. Бедил

- фарҳанг, китоби луғат:

Румузфаҳмии дил кори тарҷумоӣ нест,
Маҳоҳ маънии ишқ аз ибороти қомус. Ҳоҷӣ

**Қорӣ** (бой, хон), м - дар ёд доранда Қуръон; хонанда (ҳофиз) - и Қуръон;
- нобино, зарир.

**Қоримуҳаммад,** м - аз Қорӣ ва Муҳаммад.

**Қосид,** м, а - қасдкунанда, нияткунанда:

Қосиди озори мардум нест он чашми сиёҳ,
Ҷодуию мастию шӯхӣ бар ин медорадаш. Исмат

- номабар, хабаррасон, пайк, касе, ки хабар ё номаеро аз касе ба касе мебарад: Сӯи ту қосиде, ки мебарад номаи мурод,

Ҳасрат барам зи нова ву ғайрат зи номабар. Мушфиқӣ

- элчӣ, миёнарав, сафир.

**Қосида,** з - ниг. Қосид.

**Қосим,** м, а - тақсимкунанда, бахшанда; яке аз номҳои худо, ки бахшандаи ризқ мебошад; номи яке аз писарони Муҳаммад (с.а.с.).

**Қосим** (алӣ, бек, бой, хон, хоҷа, шоҳ, ҷон), м - аз Қосим ва п. м.

**Қофила,** з - ниг. Корвон; Қофилаи умр - корвони умр.

**Қубба,** з, а - гунбад, нӯги болоии гунбад, хайма ва ғ.:

Ба оқибат биниҳад хишт зери сар дар хок,
Касе, ки қуббаи чатраш расад ба авҷи Зуҳал. Исмат

**Қубод** (бек, хон, шоҳ), м - номи яке аз подшоҳони сосонии Эрони қадим - падари Нӯширвон; маҷ. подшоҳ:

Ба гӯш-андарашном гуфто Қубод,
Ҳамехонд Шерӯи Фаррухнажод. Фирдавсӣ

**Қувват = Қувва,** м, а - зӯр, тавоноӣ, қудрат ва имконияти фаъолият; имконият, ҳолати чизе дар табиат буда, ки ҳанӯз зоҳир нашудааст, потенсия.

**Қувват** (алӣ, бахш, бек, бой, мурод, хон, шоҳ), м - аз Қудрат ва п. м.

**Қуво,** а - ҷ. Қувват.

**Қудбиддин** - ниг. Қутбиддин.

**Қудбинисо** - ниг. Қутбиддин.

**Қудбия** - ниг. Қутбия.

**Қудамо,** а - ҷ. қадим; маҷ. нависандагони саромади пешина, бузургони илму адаб:

**Қудва,** а - касе, ки ба ӯ пайравӣ мекунанд, пешво, роҳбар:

Қудваи асҳоби дониш - Мавлавӣ Ҷомӣ, ки буд
Муқтадои аҳли назму ҷомеи фазлу ҳунар. Аз "Таърихи Сайидраким"

**Қудват = Қидва = Қидват,** а - ниг. Қудва.

**Қуддус** (бек, хон, шоҳ, ҷон), м, а - поку покиза аз ҳар гуноҳе (айбе, нуқсе); муборак; яке аз номҳои Худои таоло.

**Қуддусӣ,** з - ниг. Қуддус.

**Қудрат** (алӣ, бахш, бой, бек, манд, хон, шох), м, а - тавоноӣ, зур, нирӯ; ниг. Қувват.
**Қудрат** (бибӣ, бону), з - аз Қудрат ва п. м.
**Қудратулло(ҳ),** м - нирӯи Оллоҳ; тавоноӣ аз Худост; аз Қудрат ва Оллоҳ.
**Қудс,** м, а - покӣ, тозагӣ, покизагӣ аз олоиш ва гуноҳ:

Булбули аршам, Фузулӣ, манзилам гулзори қудс,
Ман дар ин меҳнатсаро беихтиёр афтодаам. Фузулӣ

мҷ. фаришта, малика; Ҷабраил; биҳишт.
**Қудсинисо = Қудсуннисо,** з - аз Қудс ва Нисо.
**Қудсия,** з - шакли навоиишомезонаи Қудс; ниг. Қудс.
**Қудсиён** - ҷ. Қудс; фариштаҳо, малоика:

Субҳидам аз арш меомад хурӯше, ақл гуфт:
Қудсиён гӯё ки шеъри Ҳофиз аз бар мекунанд. Ҳофиз

**Қудсӣ** - мансуб ба Қудс; покиза, пок; рӯҳонӣ, биҳиштӣ.
**Қудсошён,** м - олимакон, муқаддасмақзилат.
**Қумринисо,** з - аз Қумрӣ ва Нисо.
**Қумрӣ** (гул, нисо, хон), з, а - фохта, ҳар парандаи тавқдор; мусича; ниг. Фохта:

Ба пои сарви худам роҳ нест, эй қумрӣ,
Туро чӣ ғам, ки сари сарв ошёнаи туст. Мушфиқӣ

**Қумрия** (моҳ), з - шакли навоиишомезонаи Қумрӣ.
**Қурбат,** а - наздикӣ, маҳрамӣ; самимият:

Чун миёни ману ту қурбати ҷонӣ бошад,
Чӣ тафовут кунад, ар бӯъди макони бошад. Аз "Анвори Суҳайлӣ"

**Қурбат** (арҷ, бахш, ваш, гун, дон, ово), з - аз Қурбат ва п. м.
**Қурбон,** а - чизе, ки дар роҳи худо садақа карда ба воситаи он ба худо наздикӣ меҷӯянд; наздикӣ, қаробат.
**Қурбон** (алӣ, амин, бек, иддин, мурод, муҳаммад, назар, ниёз, саид, саҳӣ, хон, ҳасан, ҳусайн - м; бегим, бибӣ, гул, моҳ - з) - аз Қурбон ва п. м.
**Қурра = Қуррат,** а - равшанӣ, роҳат, нур;

Эй қурраи айни қозии шаръи шариф,
Асли ту шариф аст, туй фаръи шариф. Шоҳин

- қурраи айн (инчунин қудратулъайн) - нури чашм, нури дида, гавҳараки чашм); мҷ. фарзанд, хеши наздик:

Эй дурри шараф зи баҳри қавнайн,
Фарзанди азиз - қудратулайн. Ҳилолӣ

**Қутайба,** м, а - волии Умавиён дар Хуросону Систон, ки солҳои 705 - 715 ҳукмронӣ кардааст (соли тав. номаълум - соли вафоташ 715), сарлашкар.
**Қутб,** м, а - ҳар яке аз ду тарафи меҳвари фалак, ки Қутби Шимолӣ ва Қутби Ҷанубӣ мегӯянд ва ҷирмҳои осмонӣ гирдогирди онҳо ҳаракат мекунанд:

Шаръ з-ин ду қутб нагурезад,
Ки фалакрост ҳар ду қутб мадор. Хоқонӣ

- калон ва сардори қавм; фармондеҳ; касе, ки гардонандаи корҳост; қутби

замон (ё давр) - бузургтарин шахси даврон;
- оқил, ки дар табақи зерини осиёст ва табақи забарин (болоӣ) ба даври он мегардад; асоси чиз, мадори амр (идоракунанда, ҷони кор, асоси кор, дар маркази кор буда).

**Қутбиддин,** м - меҳвари дин; аз Қутб ва дин.

**Қутбинисо,** з - бузургтарин бону (зан)-и даврон; аз Қутб ва Нисо.

**Қутби** (мурод, назар), м - аз Қутб ва п. м.

**Қутбия,** з - шакли навописшомсонаи Қутб.

**Қутбӣ,** а - мансуб ба қутб - ҳар яке аз ду тарафи меҳвари фалак, ки қутби Шимол ва қутби Ҷануб мегӯянд;
- мач, калон ва сардори қавм; касе, ки гардонандаи корҳост; қутби замон (ё давр) - бузургтарин шахси даврон:

Малик - он ёдгори оли Доро,
Малик - он қутби даври оли Сомон. Дақиқӣ
Ҳозирон гуфтанд, к-эй қутби замон,
З-ин аҷабтар мо надидем аз ҷаҳон. Румӣ

**Қутбнамо** - асбобе, ки самти меридиани магнитӣ ё ҷуғрофиро нишон медиҳад.

**Қутб** (уллоҳ, хон), м - аз Қутб ва п. м.

Л

**Лабиб,** м, а - оқил, доно, хирадманд:

Роз пинҳон надонист ҳеҷ лабиб,
Дар ғами иллат аз ҳабибу табиб. Саноӣ

**Лабиб** (зам, ақл, арҷ, асл, афзо, бахш, вош, зеб), з - аз Лабиб ва п. м.

**Лабиба,** з - ниг. Лабиб.

**Лабибӣ,** м - мансуб ба Лабиб; номи шоири маъруфи охири асри X ва ибтидои асри XI - и тоҷику форс.

**Лабиқ,** а - моҳир, чобуку зирак; хушгап, меҳрубон, ширинзабон; базеб, босалиқа.

**Лабиқа,** з - ниг. Лабиқ.

**Лабханд,** м - хандаи беовоз ба тарзе, ки дандонҳо намоён шаванд - табассум, нимханд.

**Лабшакар,** з - кинояе аз лаби ширин, лаби шаккарин.

**Лаён** - дурахшон, тобон, бофуруғ:

Ҷамшеди каёнӣ, на ки хуршеди лаёнӣ,
К-аз нур аёнӣ, ҳама рӯҳ айни саноӣ. Хоқонӣ

**Лаззат** - ҳиссе, ки аз дарки хушӣ ва гуворой дар кас пайдо мешавад; халовот, хушӣ, маза:

Зоҳид, чӣ аҷаб, гар кунад аз ишқи ту парҳез,
Кас лаззати ин бода чӣ донад, ки нахӯрдаст. Камоли Хуҷандӣ

- ширинӣ; хурсандӣ, хушнудӣ, завқ; роҳат; маҷ. форамӣ.
**Лаззат** (афзо, афзун, бахш, бону, гир, гул, нисо), з - аз Лаззат ва п. м.
**Лазиз,** - ширин, бомазза.
**Лазиза,** з - шакли навозишии Азиз.
**Лайли** (бону, васф, ваш, гул, ёр, нисо, хон), з - аз Лайли ва п. м.
**Лайлӣ = Лайло,** з, а - мансуб ба лайл-шаб; суман, нилуфар; дар иб. гули савсан (лилия [10]); номи маъшуқаи Қайс (Маҷнун) - Лайлӣ.
**Лайлимоҳ,** з - аз Лайли ва Моҳ.
**Лайло,** з - ниг. Лайлӣ.
**Лайло** (бону, васф, ваш, гул, ёр, нисо, хон), з - аз Лайло ва п. м.
**Лайс,** м,а - шер; лақаби асосгузори давлати Саффориён, Яъқуби Лайс; бародари ӯ Амр ибни Лайс подшоҳи дуюми сулолаи Саффориён (с.с. 879 - 900); ниг. Асад.
**Лалбек** - ниг. Лаълбек.
**Лалмоҳ** - ниг. Лаълмоҳ.
**Лангар** (хон, шоҳ), м - оҳани вазнини махсус, ки барои ниоҳ доштани киштӣ ба занҷир баста ба зери дарё мепартоянд; маҷ. тамкин, виқор; ҷои исти мусофирон, истгоҳ, хонақоҳ; чӯби дарозе, ки дорбозон барои нигоҳ доштани мувозинат ба даст мегиранд;
- ҷое, ки ҳамарӯза ба фақирон таом медиҳанд; хӯрдангоҳ ва макони ҷамъшавии сӯфиён;
- сангдевори гирди қабр (мазор) - и бузургон; одами хира (маккор); гадо.
**Лангарӣ,** м - мансуб ба Лангар; табақи калон.
**Латаф,** м,а - бирр, некӯкорӣ; тавфиқи Худой; нармӣ, некӯӣ, меҳрубонӣ:

Сад латаф аз кирдигор в-аз лаби ту як сухан,
Сад ситам аз рӯзгор в-аз дили ту як ҷафо. Хоқонӣ

**Латиф,** м, а - нозук, зариф, нарм; некӯкор; хушрӯ, хушнамо, бориқ, майда, реза, маҳин, раъно:

Ба ин рӯи латифу хӯи дилкаш,
Ба тези сар макаш монанди оташ. Бадрии Кашмирӣ

- покиза; дилпазир, дилкаш; хуштабъ, зариф, накӯкор:

Латифи карамгустари корсоз,
Ки дорои халқ асту донои роз. Саъдӣ

- сабук, тунук; болутфу муҳаббат, хушмуоширát; базлагӯ (шӯхӣ), сухани ғомиз (пӯшидамаъно).
- комилан бо лутфу карам; аз номҳои Худои таоло.
**Латифа,** з - шӯхӣ, мутоиба; нуктаи дақиқ, сухани бозарофат; сухане, ки дорои маънои чуқур ва нозук аст, каломи мухтасари пурмаъно.
- раъно, хушрӯ, нозук; накӯӣ, чизи нек.
**Латиф** (бек, бой, манзар, раҳмон, ҷон, шоҳ , қул), м - аз Латиф ва п. м.
**Латифамоҳ,** з - аз Латифа ва Моҳ.
**Латифурраҳмон,** м - аз Латиф ва Раҳмон.

**Латофат,** з, а - нозукӣ, зарифӣ, хуштабъӣ; покӣ, покизагӣ; зебоӣ, раъноӣ, назокат, нозукандомӣ, мавзункоматӣ; хушмуомилагӣ.
**Лафиф,** м, а - омехта, ба ҳам печида; маҷ. ҳамроҳ, ҳамсӯҳбат.
**Лаҳаб,** м,а - забонаи оташ, шӯълаи оташ:

Хушк гардад зи тафи сониа дарёи муҳит,
Гар падидор шавад з-оташи хашми ту лаҳаб. Саноӣ

**Лаҳиб,** м, а - гармии оташ; шӯълаи бедуди оташ, забонаи оташ, аланга.
**Лашкар** (шоҳ, бек), м - қӯшун, маҷмӯи фавҷҳои одамони мусаллаҳи ҷанговар.
**Лаъл** (бек, фом, хон -м; бегим, моҳ, нисо, оро, фом, хон - з) - санги қиматбаҳои гуногуранг (сурх, гулобӣ, зарб, сабз, кабуд, бунафш) - и дурахшон: Гар санг ҳама лаъли Бадахшон будӣ,

Пас қимати лаълу санг яксон будӣ. Саъдӣ

- маҷ. лаб (и маъшук).

**Лаълваш,** з - лаълмонанд, лаълосо.
**Лаългун,** з - лаълранг, лаълмонанд; маҷ. рӯҳбаланд, шод ва фурӯзон:

Тан, ки пӯшида гашту ҳавсала пур,
Дар ҷаҳон лаългуна бош, на дур! Низомӣ

**Лаълӣ** - мансуб ба лаъл.
**Ливо** (бар, дор), м, а - байрақ, ялав, алам, раъяти лашкар.
**Ливо** (афзо, афзун, афроз, афрӯз, ахтар, бар, бахт, бахш, бин, бон, бону, васф, ваш, гул, гун, гуна, деҳ, дон, дор, зеб, овар, оро, рамз, тоб, фар, фом, фузун, хоҳ, хуш, ҷӯ), з - аз Ливо ва п. м.
**Лиқо,** а - чеҳра, рӯй, симо:

Рӯзам бувад ҳуҷаставу корам бувад ба ком,
Ҳар гаҳ, ки бомдод бубинам лиқои ту. Убайди Зоконӣ

- дидан ҳамдигарро, дидор (кардан), мулоқот; тасаввури зуҳури маъшук; орамидан бо зан.

**Лиқо** (арҷ, асил, асл, атр, афзо, барг, бахш, беҳ, бону, вар, васф, ваш, вора, гарм, гул, гуна, дӯст, ёд, ёр, зеб, маҳ, меҳр, моҳ, нек, ноз, ханд, хуб, хуш, шед, шод), з - аз Лиқо ва п. м.
**Лино** ; обшори кучак; шаршараи кучак.
**Лисон,** а - забон, узви нутқ дар даҳони инсон; забон, гуфтор, сухан, калом; луғат.
**Лобар,** з - шояд мухаффафи Лобарло - як навъ нони ширини тунук бошад?
**Лоиқ,** м, а - шоиста, сазовор, тахаллуси шоири маъруфи тоҷик Лоиқ Шералӣ (тав. 20. 05. с. 1941, деҳаи Мазори Шарифи ноҳияи Панҷакент - ваф. 30. 06. с. 2000, Душанбе).
**Лоиқ**( бек, бой, хон, хоҷа, ҷон, шоҳ), м - аз Лоиқ ва п. м.
**Лозим,** м - зарурӣ, воҷиб, даркорӣ; зарур.
**Лозол,** а - безавол, фанонопазир; ҳамеша; ҷовид.
**Лола** (бону, мир, нисо), з - гули асосан сурхранги даштӣ ва кӯҳӣ, ки аввали баҳор мешукуфад ва дар миёнаи баргҳо доғи сиёҳ дорад.

**Лола** (асл, это, афзо, афзун, афрӯз, афшон, ахтар, бар, бахт, бахш, баҳо, беҳ, бибӣ, бин, бон, бону, ванд, вар, васф, вор, ганҷ, гул, гун, гуна, деҳ, дода, дор, дӯст, ёд, зеб, лаб, манд, меҳр, мон, моҳ, намо, нисо, ноз, ном, нӯш, овар, ово, огин, ораз, орзу, оро, пазир, парӣ, партав, пош, пӯш, рабо, раз, рамз, ранг, рас, раста, рахш, рахшон, рез, руста, рухон, рухсор, рӯ, рӯй, саф, сифат, сон, сор, соф, табъ, тоб, тобон, узор, фазо, файз, фар, физо, фом, фузун, фурӯт, ханд, хез, хон, хос, хоҳ, хуш, чаман, чеҳр, чабин, ҷӯ, ҷӯё, шед, шод), з - аз Лола ва п. м.

**Лолаваш,** з - лолалиқо, лоласимо, лолаосо.

**Лолазор,** з - ҷои рӯидани лолаи бисёр, замини пур аз лола.

**Лоларух,** з - лоларухсор, маҷ. хушрӯ:

Гар бода хӯрӣ ту, бо хирадмандон хӯр,
Ё бо санами лоларухи хандон хӯр,
Бисёр махӯр, вирд макун, фош масоз,
Андак хӯру гаҳ-гаҳ хӯру пинҳон хӯр. Хайём

**Лоло** - равшан, дурахшон, обдор; ниг. Лӯълӯ.
- ғулом, банда, хидматгор; хуфтан (дар забони кӯдакон); номи гиёҳе.

**Ломеа,** а - нур, ҷило, шӯъла.

**Ломеъ,** а - дурахшанда, тобон, дурахшон:

Корам бад-он расид, ки ҳамрози худ кунам,
Ҳар шом барқи ломеу ҳар бомдод бод. Ҳофиз

**Лоҳут,** м, а - олами зоти илоҳӣ; ҷаҳони маънӣ, олами амр, олами ғайб; муқ. носут; маҷ. пӯшида, дар паси парда буда.

**Лоҳутӣ,** м - мансуб ба Лоҳут. Лоҳутӣ Абулқосим Аҳмадзода (4. 12. с. 1887, Кирмоншоҳи Эрон - 16. 3. с. 1957, Москва), шоир, яке аз саромадони назми советии тоҷик.

**Лоҳутшоҳ,** м - аз Лоҳут ва Шоҳ.

**Лочин** (бой, мирзо, ҷон - м; моҳ, ой - з), м - шоҳини шикорӣ.

**Лоҷвард = Ложвард,** з - навъе аз сангҳои қиматбаҳо - кабудранг; осмониранг: Биёростандаш ба дебои зард,

Ба ёқуту пирӯзаву лоҷвард. Фирдавсӣ

- маҷ. соф ва хушранг.

**Лоҷувар** - ниг. Лоҷвард.

**Лоҷуворд** - ниг. Лоҷвард.

**Лубоб,** м, а - мағз, холис ва баргузидаи чизе; нафис; маҷ. ақл, хирад:

Ку назаргоҳи шуои офтоб,
Ку назаргоҳи худованди лубоб? Румӣ

**Лубоббахш** - аз Лубоб ва бахш; хирадбахш.

**Лубоб** (беҳ, бону, вар, ваш, гар, зеб, меҳр, оро), з - аз Лубоб ва п. м.

**Луғмон** - ниг. Луқмон.

**Луқмон,** м, а - амир, фармонфармо; номи ҳакими машҳури араб (Луқмони Ҳаким); маҷ. доно, ҳаким

**Луқмон** (алӣ, бек, бой, иддин, чон), м - аз Луқмон ва п. м.
**Лутф** - нармӣ,тоҷагӣ, назокат; марҳамат; эҳсон, бахшиш , тӯҳфа, меҳрубонӣ.
**Лутф** (алишоҳ, алӣ, бар, дор, иддин, иҳоҷа, ишоҳ, он, рез, ҳасан), м - аз Лутф ва п. м.
**Лутфиддин,** м - холистарин тӯҳфа (меҳрубонӣ)-и дин; марҳамати дин; некӯии дин.
**Лутфия,** з - шакли навозишии Лутфӣ.
**Лутфӣ,** м - мансуб ба Лутф.
**Лутфӣ** (бону, нисо, хон), з - аз Лутф ва п. м.
**Лутфон** - мансуб ба Лутф.
**Лутфуллоҳ,** м - холистарин тӯҳфа (меҳрубонӣ)-и Оллоҳ; марҳамати Оллоҳ; яке аз лақабҳои ҳазрати Алӣ (к.).
**Лӯъбат,** з, а - пайкари хушрӯй ҳамчун зочаву лӯхтак; бозӣ, бозича, арӯсак; санам; маҷ. хушрӯй, зебо; маъшуқа; аҷуба, аҷиб.
**Лӯъбат** (бону, моҳ, нисо, оро, хон), з - аз Лӯъбат ва п. м.
**Лӯълӯ = Лӯълу,** з, а - марворид, гавҳар:

Гавҳари пок бибояд, ки шавад қобили файз,
В-арна ҳар сангу гиле лӯълуву марҷон нашавад. Ҳофиз

- Лӯълӯи лоло - марвориди дурахшон, гавҳари обдор

**Лӯълӯсанҷ** - озмоянда ва санҷандаи марворид:

Сангдил чун ки дид лӯълӯ панҷ,
Санг бардошт, гашт лӯълӯсанҷ. Низомӣ

М

**Мааззамон,** м, а - то замон ҳаст, доимӣ, абадӣ, ҷовид, ҷовидон:

Алалхусус, ки Саъдӣ маҷоли маҳди ту ёфт,
Ҳақиқатест, ки зикраш мааззамон бимонад. Саъдӣ

**Мабаррат,** а - некӣ, кори хайр; инъом, бахшиш, ато.
**Мабдаъ,** м, а - маҳалли сар шавӣ, ҷои пайдоиш, асл, асос:

Маснавиро чун ту мабдаъ будай,
Гар фузун гардад, туаш афзудай... Румӣ

- аввал, оғоз, ибтидо.

**Мабзул,** м, а - базл кардашуда, бахшидашуда; ниг. Базл.
**Мабно,** а - бунёд, асос, поя:

Мабнои ин ақида бар қидами олам аст. Аҳмади Дониш

**Мабрук,** м, а - муборак, муқаддас, фарҳунда, фараҳманд, хушбахт; бонеъмат, бобаракат, пурнеъмат, фаровон.
**Мавaддат,** з, а - дӯстӣ, муҳаббат.
**Мавдуд,** м - набераи султон Маҳмуди Ғазнавӣ, аз писараш Масъуд (солҳои 1030 - 1041 салтанат кардааст), ки солҳои 1041-1048 ҳукумат рондааст; ниг. Мавaддат.

**Мавзун,** а - санҷида, баркашида, вазн кардашуда:

Соате мизони Зайдӣ, соате мавзуни Амр,

Баъд аз ин мизони худ шав, то шавӣ мавзуни хеш. Шамси Табрезӣ

- мутаносиб, зебо, нозук; шинам; хушоҳанг, форам:

Нағмаи ин уд мавзун чун бувад,

Лаҳни ин мутриб ба қонун чун бувад? Ҷомӣ

**Мавзуна** (бону, моҳ), з - ниг. Мавзун.

**Мавлавӣ,** м, а - мансуб ба Мавло; аз зоти мавло, соҳиб, хеле мӯътабар; лақаби олим, донишманди бузург, шоир ва файласуфи машҳур форсу тоҷик Мавлоно Ҷалолиддин Муҳаммад Балхии Румӣ.

**Мавло,** м, а - соҳиб, молик, сарвар; хеши наздик, ақрабо; маҷ. Худо.

**Мавлобахш,** м - бахшиш, атои Мавло (Худо).

**Мавлодод,** м - додаи Мавло; Худодод.

**Мавлоёр,** м - дӯст, ёри Мавло; Худоёр.

**Мавлоназар,** м - ниг. Мавлонназар.

**Мавлон,** а - мухтасари Мавлоно; ниг. Мавлоно.

**Мавлон** (бек, бой, дод, мурод, хон, ҷон, қул - м; бибӣ, гул, ой- з)- аз Мавлон ва п. м.

**Мавлонбахш,** м - аз Мавлоно ва бахш; бахшиш(тӯҳфа)-и Мавлоно; ниг. Мавлобахш.

**Мавлонназар,** м - марҳамати Мавло (яъне Худо); сазовори назари Худо; ниг. Худоназар.

**Мавлоно,** м, а - соҳиб, хоҷа, устод (дар маънеи эҳтиром нисбат ба уламои бузург); айнан - соҳиби мо.

**Мавлуд,** а - таваллудёфта, зоидашуда, навзод:

Зи мавлудаш ҷаҳон шуд ваҳдатобод,

Ки бо ҳам ҳусну ишқ аз як шикам зод. Нозим

- таваллуд: Шаби мавлуд, к-он хуршедгавҳар,

Дамид аз машриқи домони модар... Нозим

- таърихи таваллуд, рӯзи таваллуд.

**Мавлуда** (бону, моҳ, ҷон), з - ниг. Мавлуд.

**Мавралӣ,** м - мӯрчаи Алӣ.

**Мавсим,** а - вақт, замон, муддати муайяни сол, яке аз чор фасли сол.

**Мавсима,** з - зебо, дустрӯяк, ситорагарм.

**Мавсул,** а - восилшуда, пайванд; дарёфтшуда; номи шаҳр дар соҳили дарёи Даҷла дар Курдистони Ироқ.

**Мавсула,** з - ниг. Мавсул.

**Мавсум,** м, а - исм додашуда, номидашуда:

Китобе бин ба килки сидқ марқум,

Ба номи ошиқу маъшуқ мавсум. Ҷомӣ

- таъин кардашуда; нишон кардашуда, бо аломате аз дигарон фарқ кардашуда.

- номдор, бо обрӯю эътибор.

**Мавсума,** з - ниг. Мавсум.

**Мавсуф,** м, а - соҳиби ягон сифат; васфшуда, таърифкардашуда, шӯҳратёфта.

**Мавсуфа,** з - мавриди зикр қарорёфта, мазкур; ниг. Мавсуф.

**Мавҳиба = Мавҳибат,** з, а - ато, бахшиш, эҳсон; чизи дар хулқу ниҳоди инсон ваъз кардашуда (ниҳодашуда); истеъдод, фитрат:

Май хӯр, ки ошиқӣ на ба касб асту ихтиёр,
Ин мавҳибат расид зи мероси фитратам. Ҳофиз

**Мавҷ,** а - ҷунбиши сатҳи об аз ҳаракати бод ва тугён; ҷунбиш, ларзиш ва эҳтизози об ва ҷисмҳои дигар; паҳншавии тағйироти ҳолати муҳит (ошӯб) дар ҳамин муҳит, ки ҳомили энергия мебошад.

**Мавҷигул,** з - аз мавҷ ва гул; баҳри гул; шукуфти гул.

**Мавҷиниса,** з - аз мавҷ ва Нисо.

**Мавҷия,** з -ниг. Мавҷ.

**Мавҷӣ,** з - мансуб ба Мавҷ.

**Мавҷуд** (алӣ, хон), м, а - вуҷуддошта, маҷ. офаридашуда, тайёр, омода, муҳайё:

Май маёвар, э-он биёвар, ки май ба вай ҷӯш кард,
Он кӣ ҷӯшаш дар вуҷуд овард ҳар мавҷудро. Шамси Табрезӣ

**Мавҷуда,** з - ниг. Мавҷуд.

**Мавҷуннисо,** з - ниг. Мавҷинисо.

**Мағриб,** м - ҷои ғуруби Офтоб, тарафи офтобнишин; Ғарб.

**Мағрур,** м, а - боғурур, ботакаббур.

**Мағрура,** з - шакли навозишии Мағрур.

**Мағфират,** з - авфи гуноҳ, омурзиш, бахшиши гуноҳ.

**Мағфур,** м - авфкардашуда, омурзидашуда, бахшидашуда.

**Мағфура,** з - шакли навозишии Мағфур.

**Мадад** (бахш, гар, гор, бек, хон, хоҷа, хӯҷа, шоҳ), м - ёрӣ, кӯмак; ёридиҳанда:

Як гули мақсуд дар ин бӯстон,
Чида нашуд бе мадади дӯстон. Саъдӣ

**Мадид,** м, а - давомдор, дароз:

Умри халқ аз мадди килки ӯ ҳамеёбад мадад,
Ҳар кӣ бинад мадди килкаш, умри ӯ гардад мадид. Муиззӣ

- номи баҳре дар илми арӯз.

**Мадида,** з - шакли навозишии Мадид.

**Мадина** (бону, ҷон), з, а - шаҳр, шаҳри муқаддас; номи шаҳре дар Арабистони Саудӣ, ки қабри Муҳаммади (с.а.с.) дар он ҷост.

**Мадрак,** м, а - макони идрок, маҳалли дарккунӣ; маъхаз, санад, далел; ҳуҷҷат.

**Мадҳия** (бону), з - аз Мадҳ (ситоиш, таъриф, тавсиф); шоистаи таърифу тавсиф

**Маёмин,** з - ҷамъи Маймана, ниг. Маймана; ҷ. маймун; хушбахт, саодат.
**Мазбут,** м, а - баста, маҳкам; устувор, мустаҳкам:

Зулайхо боз дар мазбуттар баст,
Дари шарму ҳаё бар рӯй барбаст. Ҳозиқ

- рост, дуруст, беғалат; бонизом, батартиб;
- банду басташуда, нигоҳдоштташуда.

**Мазбута,** з - ниг. Мазбут.
**Маздак,** м - шакли навозишкоронаи Маздо; ниг. Маздо.
**Маздо,** м - холиқ, эҷодкор, бунёдкор, эҷодкунанда, бунёдкунанда.
**Маздо** (бахш, дӯст, параст, хон), м - аз Маздо ва п. м.
**Мазид,** м, а - бисёр, фаровон, зиёд, афзоиш, зиёдшавӣ; зиёдкардашуда, афзудашуда, иловашуда:

Ҷамолашро, ки базмафрӯзи ид аст,
Ҳунар асливу зебой мазид аст. Низомӣ

- маҷ. дароз.

**Мазида,** з - шакли навозишии Мазид.
**Мазкур,** м, а - зикрёфта; машҳур.
**Мазкура,** з - ниг. Мазкур.
**Мазор,** м - пас аз зиёрати гӯри муқаддас таваллудшуда; аслан - маҳалли зиёрат, зиёратгоҳ.
**Мазорӣ,** м, - мансуб ба мазор; баъди зиёрати мазор таваллудшуда.
**Мазоҳир,** м - ҷ. Мазҳар.
**Мазруф,** м,а - дар зарф буда; маҷ. мазмун, маънӣ:

Гар ба мазруфаш назар дорӣ, шаҳӣ,
В-ар ба зарфаш ошиқӣ ту, гумраҳӣ. Румӣ

**Мазҳаб,** м, а - роҳ, равиш, тариқ; хати ҳаракат, сӯй; шӯъба ва шохаи ягон дин:

Дар мазҳаби мо бода ҳалол аст, валекин
Бе рӯи ту, эй сарви хиромон, ҳаром аст. Ҳофиз

**Мазҳабшоҳ,** м - аз Мазҳаб ва Шоҳ.
**Мазҳар** (шоҳ), м, а - маҳалли зуҳур, ҷои ошкоро ва намоёншавӣ;

- ба Маҳзар низ нигар;
- Манзар (а) , тамошогоҳ, намоиш (гоҳ); машҳад; ниг. Манзар.

**Мазҳара,** з - ниг. Мазҳар: Эй шамъи базми қудс, надонам чи мазҳарӣ,

К-аз ваҳм гоҳ равшану гоҳе муқаддарӣ! Бедил

**Мазҳариддин = Мазҳаруддин,** м - зоҳиршавии дин; ниг. Зуҳуриддин.
**Маиша,** з - маишат - зиндагӣ, рӯзгузаронӣ, рӯзгоргузаронӣ; ҳастӣ.
**Майгул,** з - аз май (шароб) ва Гул.
**Майгула,** з - шакли навозишии Майгул.
**Майгун,** м - ба ранги май, сурхранг.
**Майгуна,** з - аз май (маҷ. ранги сурх) ва гуна - рухсора.
**Майда** - орди баҳории дубез; нове, ки аз орди дубезаи баҳорӣ пухта мешавад: нони пуртоим:

Ҷавинe, ки аз саъи бозу хӯрам,
Беҳ аз майда дар хони аҳли карам. Саъдӣ

- мач, махин, нозук;
- як навъ халвост.

**Майда** (бибӣ, бону, гул, моҳ), з - аз Майда ва п. м.

**Майдон,** м - ҷои фарох, замини васеи беморат; ба истилоҳи ҷавҳариён ба маънии арзу тӯли ёқут ва зумуррад.

**Майлӣ** (нисо), з - мансуб ба майл - хоҳиш, ҳавас.

**Майлон,** а - майлу хоҳиш, ҳавас; рағбат; мач, дилхоҳ.

**Майлон** (бек, ҷон - м; бибӣ, бону, гул- з) - аз Майлон ва п. м.

**Майлона,** з - ниг. Майлон.

**Маймана,** з, а - саодат, хушбахтӣ; тарафи рости лашкар; муқ. Майсара.

**Маймун,** м, а - масъуд, саодатманд, хуҷаста, муборак; ба тоҷикӣ - бузина.

**Маймуна,** з - номи яке аз занҳои Муҳаммад (с.а.с.).

**Майрам** - дурусташ Марям аст; ниг. Марям.

**Майрам** (бегим, бӣ = бибӣ, бону, гул, ой, хон), з - аз Майрам ва п. м.

**Майса** (бону, гул, моҳ, оро), з - аз Майса (наврустаи гандум, ҷав ё ҷавдор) ва п. м.

**Майсара,** з, а - давлат, сарват, боигарӣ; тавонгарӣ; фаровонӣ, бисёрӣ, зиёдӣ; тарафи чапи лашкар; муқ. Маймана.

**Майсур** - муяссаршуда, мумкиншуда; фароҳамомада; худодод.

**Майсура,** з - ниг. Майсур.

**Макин,** м, а - макондор, соҳиби ҷою макон, барқарор; тавоно:

На ҳаргиз, к-ӯ ба мулк - андар макин бошад, малик бошад,
На нилуфар бувад ҳар гул, ки андар обдон бошад. Фаррухӣ

**Макнуз,** м - сарват, боигарӣ; захирашуда; ниг. Макнун.

**Макнуза,** з - ниг. Макнуна.

**Макнун,** м, а - пинҳон доштташуда, нуҳуфта; макнуни замир - орзӯи ниҳонии дил, ният; пинҳон кардашуда, пинҳон; гавҳари пурқимат носуфта, дастнорасида, ноб ва хушоб (ро пинҳон нигоҳ доштан):

Хоҳам, ки зи ёди ишқи Маҷнун,
Ронӣ сухане чу дурри макнун. Низомӣ

**Макнуна,** з - ниг. Макнун; ниг. Нодира.

**Мақбул,** м, а - қабул кардашуда, пазируфта; писандида:

Сад бор кунӣ ҳаҷ, нашавад ҳаҷҷи ту мақбул,
То тавф насозӣ дари ҷонони худро. Имло

**Мақбул** (аҳмад, шоҳ, ҷон), м - аз Мақбул ва п. м.

**Мақдур,** м, а - мувофиқи қудрат ва имкон; қудрат, қувват, тоқат, имконият:

Сабр аст маро чора зи ҳиҷрони ту, лекин
Чун сабр тавон кард, ки мақдур намондаст? Ҳофиз

- тақдир кардашуда, қисматёфта, тақдиру насиб.

**Мақол,** м, а - гуфтор, сухан, нутқ:

Нагӯям: Лаб бибанду дида бардӯз,
Ва лекин ҳар мақомеро мақоле. Аз "Ахлоқи Мӯҳсинӣ"

**Мақолот** - ч. Мақол:

Расид то дари Деҳлӣ қавофили сухани ман,
Куҷост Хисрав, то бишнавад мақолоти ширин. Камоли Хуҷандӣ

**Мақрун,** м,а - қариншуда, наздикшуда; восил, пайваста.

**Мақруна,** з - ниг. Мақрун.

**Мақсад,** а - мурод, матлуб, ҳадаф, матлаб:

Фузулӣ, бе таваккул роҳ душвор аст бар мақсад,
Малеҳ, гар толибӣ, аз даст домони таваккудро. Фузулӣ

**Мақсад** (бек, уллоҳ, хӯҷа, ҷон, шоҳ - м; бону, гул, нисо, моҳ - з) - аз Мақсад ва п. м.

**Мақсуд,** м, а - хоҳиш ва орзу, талаб, ниг. Мақсад:

Хаёли чашми ҷоду кардам имшаб,
Гули мақсудро бӯ кардам имшаб. Махфӣ

**Мақсуд** (алӣ, бек, хон, шоҳ, ҷон), м - аз Мақсуд ва п. м.

**Мақсуда** (бону), з - ниг. Мақсуд.

**Малак,** з, а - фаришта, махлуқи мавҳуми осмонӣ, ки гӯё аз рӯҳ офарида шуда ҷисми хориҷӣ надорад; ниг. Фаришта.

**Малах,** м - номи ҳашароти паранда; маҷ. орзуи фаровонии насл.

**Малвин; Малвина,** з - шояд таҳрифи Мулавван - рангоранг; маҷ. рӯзу шаб бошад.

**Малеҳ,** - намакин, маҷ. гандумгун, хушрӯи сабзинаи ҷозибадор; ширин хуш, дилкаш: Хитоб кард, ки эй Бадр, бо ҷамоли малеҳ,

Ба Нимрӯз равон шав чу Рустами Дастон. Бадри Чочӣ

**Малеҳ** (баён, дидор, сират) - аз Малеҳ ва п. м.

**Малеҳа,** з - ниг. Малеҳ.

**Малик,** а - худованд, ҳокими олӣ, подшоҳ, султон, соҳиб; молик, доро, соҳиб, доранда; аз номҳои муборакӣ Худои мутаол.

**Малик** (амон, беҳ, зод, зода, иддин, мурод, хон, чеҳр, ҷон, шер, шоҳ - м; ноз, нор - з) - аз Малик ва п. м.

**Малика** (моҳ), з, а - бону, зани подшоҳ, подшоҳзан; модари подшоҳ.

**Маликабону,** з - малика, зани подшоҳ, шоҳзодадухтар.

**Малла** (бек, бой, мурод, хоча, хӯча, хон), м - равшанмӯй; зард, зардинамӯй.

**Малоҳат,** з, а - шӯрӣ, намакинӣ; маҷ. ҳусни банамак; ситорагармӣ, ҷозибадорӣ: Ба ҳусну малоҳат адимунназир,

Шуда маҳви рӯяш сағиру кабир. Шоҳин

**Малус,** з, а - нарм, хушгил, зебо.

**Малусак** - тасғири Малус.

**Мамлакат,** з, а - кишвар, сарзамин, диёр, бум; ҳукуматдорӣ, мулкдорӣ, подшоҳӣ.

**Мамлон,** м - Фазлуни Мамлон - яке аз ҳокимони хонадони Шаддодиён, ки солҳои 985 - 1031 дар Ганҷа ҳукмронӣ кардааст.

**Мамлу,** а - пур кардашуда, оганда, пур; маҷ. моҳи пурра.

**Мамнун** - миннатдор, мутташаккир.
**Мамнуна,** з - ниг. Мамнун.
**Манд** - пасвандае, ки дар охири калима меояд ва маънои соҳиб ва дорандаро ифода мекунад; мисли арҷманд, хирадманд, фарманд.
**Манежа,** з - ниг. Манижа.
**Манзал,** м - аз осмон фурудомада, додаи зоти олӣ; ниг. Мунзал
**Манзалат,** з - ниг. Манзила.
**Манзар,** а - мадди назар, назаргоҳ; сазовори назари Худо ва ё авлиё:

Гуфто, ки туро ин сабр дар ишқ диҳад шангӣ,
Машҳуди ҷаҳон гардӣ ҳам нозиру ҳам манзар. Шамси Табрезӣ

- сурат, чеҳра, рӯй, талъат:

Дили ман бе ту магар дидаи бино чӣ кунад,
Дида бе манзари хуби ту тамошо чӣ кунад. Камоли Хуҷандӣ

- чашм, дида: Чун ту баргардию баргардад сарат,
Нофаро гардада бинат манзарат. Румӣ

**Манзара,** з - машҳад, мазҳар, сурат; ниг. Манзар.
**Манзармоҳ,** з - моҳчеҳра, моҳсурат, моҳталъат.
**Манзаршоҳ,** м - аз Манзар ва Шоҳ.
**Манзила = Манзалат = Манзилат,** з, а - мақом, мартаба, рутба, дараҷа, поя; мартабаи баланд.
**Манзум,** а - ба интизом ва тартиб даровардашуда; назм; муқ. наср; маҷ. мавзун, равон.
**Манзума,** з - достон, қасида; ниг. Манзум.
**Манзур,** а - назру ниёз; назаркардашуда; намоён, падидор, ошкор:

Зи паргори Зуҳал хуршед манзур,
Ба Давл-андар фиганда партави нур. Низомӣ

- маҷ. мақбул, писандида, мақсуд, матлуб:

Манзури ман зи мадҳ ба ҷуз дониши ту нест,
Яъне маро зи аҳли тавакқӯъ гумон мадор. Шоҳин

**Манзура,** з - ниг. Манзур.
**Манзурат,** з - ниг. Манзур.
**Манижа,** з - ашки дар мижгон овезон; маҷ. ниҳоят ҳассос, нозук; номи духтари подшоҳи Тӯрон - Афросиёб.
**Маниш,** м - табиат, хӯ, сиришт: Чу оини пайкор шуд сохта,
Манишҳо шуд аз меҳр пардохта. Низомӣ

- ҷавонмардӣ, саховат, карам.

Маниш бояд аз мард чун сарв рост,
Агар бурзу боло надорад равост.
Сарат сабз боду танат арҷманд,
Маниш баргузашта зи чархи баланд. Абӯшакури Балхӣ

- бузургӣ; майл, хоҳиш, ҳавас, иштиёқмандӣ.

Фузун з-он фиристам, ки дорӣ маниш,
Набошад ба бахшиш маро сарзаниш. Фирдавсӣ

**Маниша,** з - шакли навозишии Маниш.

**Маннон,** м, а - бисёр миннатгузоранда, бисёр некикунанда, бахшанда, неъматдиханда; бисёр мехрубон.

**Маноат,** м, а - устуворӣ, мустаҳкамӣ; бузургӣ, баландӣ.

**Манозир,** м - ч. Манзар.

**Манот,** м - қадр, мартаба, арзиш:

Гарчи пулдорист дар олам маноти эътибор,
Ғам махӯр аз бепулӣ, Бепул, ки дарё бепул аст. Савдо;

- номи яке аз ду бут - олиҳа (Лот ва Манот), ки пеш аз паҳн шудани дини ислом баъзе қабилаҳои араб онро мепарастиданд:

Буте дидам аз оч дар Суманот
Мурассаъ чу дар ҷоҳилийят Манот. Саъдӣ

- матлаб, мақсад.

**Мансуб,** м, а - нисбат додашуда, тааллуқдор; хеш, наздик; насб кардашуда.

**Мансуба,** з - ниг. Мансуб; бозии моҳиронаи шатранҷ; маҷ. тадбири позук.

**Мансур,** м, а - нусратёфта, пирӯз, соҳиби дастбурд ва ғалаба; дурри носуфта; парешон ва пароканданшуда; мук. манзум (ниг. Манзум):

Моро ки на илм асту на маълум шудан,
Не хоҳиши мансуру на манзум шудан. Бедил

- маҷ. бо наср навишташуда, равон.

**Мансур** (алишоҳ, алӣ, бек, хон, хоҷа, хӯҷа, шоҳ), м - аз Мансур ва н. м.

**Мансура** (бону), з - ниг. Мансур.

**Мансурмоҳ,** з - аз Мансур ва Моҳ.

**Манучеҳр,** м - аз авлоди Ману; ниг. Мену; аз Мену ва Чеҳр.

**Манучеҳра,** з - ниг. Манучеҳр.

**Маншо,** а - сарчашма, баромадгоҳи ибтидо, ҷои пайдоиш; маҷ. зодгоҳ; маҷ. сабаб, боис.

**Маонӣ,** а - ч. маънӣ; ч. маъно.

**Маориф,** а - ч. Маъруф; ниг. Маъруф.

**Марворид,** з - донаи хурд ва дурахшон, сафед ё сафеди сурхтоб, ки дар даруни садаф мешавад; гавҳар:

Зи шавқи рӯи ту Ҳофиз навишт ҳарфе чанд,
Бихон зи назмашу дар гӯш кун чу марворид. Ҳофиз

**Марғ** - алаф; марғзор, чаманзор, алафзор; номи қадимаи шаҳри Мурғоб:

Суви кишвари ҳиндувон кард рой,
Суви Кобулу Данбару Марғу Мой. Фирдавсӣ

**Марғуб,** а - рағбат ва майл кардашуда, писандида, дилхоҳ; дилкаш, дилписанд, хушрӯ(й).

**Марғуба,** з - ниг. Марғуб.

**Марғул** - печутобхӯрда, пурпечутоб, мӯи пурпечида, ҷингила :

Ҷавон чун бидид он нигорида рӯй,
Ба кирдори занҷир марғул мӯй ... Рӯдакӣ

**Мардон,** м - аз қабили мардҳо - далер, шуҷоъ, диловар, мубориз.
**Мардон** (алӣ, бек, бой, шоҳ, қул), м - аз Мардон ва п. м.
**Марзия** (бону, моҳ), з, а - макбул, писандидаи Оллоҳ; тахаллус (лақаб)-и
Фотима, духтари Муҳаммад (с.а.с.).
**Марзӣ,** з, а - мақбул, писандида; мавриди писанду ризоият гардида.
**Марзуя** - аз марз - замини коштшуда; канораи замин ё сарҳад; марзу ва
марзуй низ гуфтаанд
**Мартаба,** з, а - дараҷа, появ, рутба, мақом, мансаб:

Камар ба хидмати ту ҳар кӣ баст, шоҳонаш,
Ба қадру мартаба соҳибкулоҳ мехонанд. **Камоли Хуҷандӣ**

- ниг. Манзила (т).

**Мартуфа,** з - аз вожаи маътуфа - аз отифа(т) сохта шудааст; ниг. Отиф.
**Марҳабо,** з, а - хуш омадед!, марҳамат! , зиҳӣ!, офарин!.
**Марҳамат,** з, а - лутфу меҳрубонӣ, раҳм, тараҳҳум; шафқат:

Имрӯз, ки дар дасти туам, марҳамате кун,
Фардо, ки шавам хок, чӣ суд ашки надомат. Ҳофиз

- ниг. Марҳабо

**Марҷон,** а - навъе аз ҷонварони баҳрии дарахтшакл; марҷон гуногун буда, машҳуртаринаш марҷони сурх аст, ки монанди гул бар танаи оҳакмонанд қарор дорад ва онро барои сохтани асбоби зинат ва ашёи гаронбаҳо ба кор мебаранд; марвориди хурд; мач. гулгун.
**Марҷон** (ваш, рух, рӯй, тоб, фузун, хоҳ, ҷӯ), з - аз Марҷон ва п. м.
**Марҷона** (бону, гул), з - як дона марҷон; ниг. Марҷон.
**Марям,** м - зебо, бикр; номи модари Исо (а.).
**Марям** (бону, гул), з - аз Марям ва п. м.
**Масаррат,** а - сурур, шодӣ, хурсандӣ.
**Масафар,** м - ниг.Моҳсафар.
**Масеҳ,** м - соҳиби тахту тоҷ (подшоҳ); касе, ки ба пешонаиш бо равгани муқаддас чиллик кашида шудааст; ҳидояткардаи Худо; дӯст ва сайру гашткунанда; лақаби Исо (с.а.с.), зеро ки он ҳазрат дӯсти ҳақ буданд бояси таҷаррӯд аксар дар сайру гашт мебаромаданд.
**Масеҳдам,** м - он кӣ нафасаш монанди нафаси Исои Масеҳ ҷонбахш аст ва чун Исо (а) гӯё бо дами нафаси худ мурдаро зинда мекунад; мач. он кӣ суханаш бутаъсир аст:

Хоқониё, масеҳдамо, з-ин ҳароси даҳр,
Новат ҷавин чарост, суханхот ганҷумин?! Хоқонӣ

**Масеҳо,** м - ақида: аз тарафи Худои таоло ҳидоят кардашуда; Масеҳ ва Масеҳо лақаби ҳазрати Исо(а), пайғамбари масеҳиён (насрониён); ниг. Масеҳ
**Маскан,** а - маҳалли сукунат, ҷои истиқомат, бошишгоҳ.
**Маскан** (дон, дор, дӯст, ёб, ёд, ёр, зеб, меҳр, ноз, хоҳ, хуш, ҷӯ), з - аз Маскан ва п. м.

**Маскун,** м - маскан кардашуда, ҷой гирифташуда; маконҷор.
**Маскуна,** з - ниг. Маскун.
**Маснавӣ,** м, а - манзумае, ки мисраҳои ҳар як байт ҳамқофия мебошанд; номи китоби манзуми машҳури Мавлоно Ҷалолиддин Муҳаммад Балхии Румӣ, ки аз шаш ҷилд иборат аст ва бо номи Маснавии Маънавӣ машҳур мебошад.
**Маснад,** м, а - ҷойгоҳ, нишастангоҳ; тахт, авранг; маҷ. мақом, мартаба, рутба.
**Масрур,** м, а - соҳиби сурур, шоду хурсанд, хушвақт:

Гариб нест, агар Восифии мискинро,
Ба ваҷҳи лутфи даме нақл аз ӯ кунӣ масрур. **Восифӣ**

**Масрур** (бахш, бек, бой, ҷон, шоҳ), м - аз Масрур ва п. м.
**Масрура** (бону, гул), з - ниг. Масрур.
**Мастибек,** м - аз Мастӣ (сархуш, фидо) ва Бек.
**Мастон**- аз қабили сархушон, хурсанд, шодмон.
**Мастон** (гул, шоҳ, қул, ҷон), м - аз Мастон ва п. м.
**Мастона,** з - маствор, ба тарзу равиши одамони сархуш; ниг. Мастон:

Мастона мехиромӣ; тарсам, ки дар раҳат,
Бо ранги чеҳраам набарад ҳуш нақши по. **Бедил**

**Мастона** (бону, моҳ), з - аз Мастона ва п. м.
**Мастур,** з, а - бо сатр пӯшида, бо парда пӯшида, пардапӯш; маҷ. пӯшида, пинҳон; пок, покдоман, покдил, бономус:

Чу мастур бошад зани хубрӯй,
Ба дидори ӯ дар биҳишт аст шӯй. **Саъдӣ**

**Мастура** (бону, моҳ), з - ниг. Мастур.
**Мастурӣ,** з - бопардагӣ, пӯшидагӣ, покдоманӣ; маҷ. боиффатӣ, бономусӣ; маҷ. порсоӣ; мансуб ба Мастур.
**Масума,** з - таҳрифи Маъсум; ниг. Маъсум.
**Масун,** м - ҳифзкардашуда, нигаҳдоришуда.
**Масҳуб,** м, а - ҳамсӯҳбат, ҳамдам, ; ҳамроҳ, ҳамсафар.
**Масҳуба,** з, а - ниг. Масҳуб.
**Масъуд,** м, а - саодатманд, хушбахт, фархунда:

Рафта буд аз кафи ман домани хуршедвашe,
Боз бо толеи масъуд ба даст овардам. **Фузулӣ**

**Масъуда,** з - ниг. Масъуд.
**Масъудбахт,** м - аз Маъсуд ва Бахт.
**Масъудрой,** м - некрой: Ҳуҷастаталъату фирӯзбахту фаррухфол,
Саидтолеу масъудрою саъдлиқо. **Убайди Зоконӣ**

**Матар,** м, - борон.
**Матин,** а - устувор, собит, маҳкам; балеғ, пурмаъно, асоснок.
**Матин** (ирода, удин), м - аз Матин ва п. м.
**Матина,** з - ниг. Матин.

**Матлаб,** а - талаб кардашаванда; матлуб, мақсуд; мақсад, хоҳиш, талаб:

Матлабу мақсади ушшоқ дар ин дашти фано,
На улуму на уқулу на зиён асту на суд. Шамси Табрезӣ

**Матлуб,** м, а - мақсуд; талаб кардашуда.

**Матлуба** (бону, хон), з - ниг.Матлуб.

**Матолиб,** а - ҷ. Матлаб.

**Маунат,** а - ёрӣ, кўмак; ёрӣ додан.

**Мафруз,** м, а - ҷудо кардашуда, ҷудо, алоҳида; фарзшуда; ҳатмӣ, воҷиб; ҳатман воҷиб; лозим, зарур, фарз;он чӣ худо иҷрои онро фарз ва воҷиб гардонидааст.

**Мафруза,** з - ниг. Мафруз.

**Мафтун,** м, а - диққатангезонанда, дил рабоянда; шефтакунанда; шуфта; ошиқ:

Сабза мафтуни турраи сунбул,
Сарв маҷнуни шеваи гулнор. Убайди Зоконӣ

Чу мафтуни содиқ маломат шунид,
Ба дард аз даруни нолае кашид. Саъдӣ

**Мафтуна,** з - ниг. Мафтун.

**Махдум,** м, а - он кӣ дигарон ба вай хидмат мекунанд; хўҷаин, хоҷа

Ту махдумию ман камин бандаат,
Ту фармондеҳу ман сарафкандаат. Хоҷу

- ҳоло Махсум низ мегўянд, ки хатост.

**Махдума,** з - ниг. Махдум.

**Махмал,** з, а -матои нафиси патдори якранг ва гулдор:

Ҳамчу махмал бирав, офот ба ғафлат магузор,
Дар ҷаҳон бехабар аз куфри зи ислом бихусп. Хоқонӣ

**Махмал** (ваш, гун, дода, дўст, зеб, намо, ноз, ораз, оро, рўй, тоб, фом), з - аз Махмал ва п. м.

**Махмалӣ** - мансуб ба Махмал.

**Махмур,** м, а - хамрхўрда, хуморишуда; хумор, хуморӣ; маҷ. дилкашу дилрабо: То зи дил чўяд кабоб, аз дидаи гирён шароб,

Чашмро сармаст карду ғамзаро махмур сохт. Камоли Хуҷандӣ

**Махмура,** з - ниг. Махмур.

**Махсус,** м, а - хос кардашуда, хос; хосса, муқарраб, наздик.

**Махфинисо,** з - аз Махфӣ ва Нисо.

**Махфират,** з - ниг. Мағфират.

**Махфия,** з - шакли навозишомезонаи Махфӣ.

**Махфӣ,** а - пинҳон, нуҳуфта, пўшида; сир, роз; ниг. Зебуннисо.

**Махфур,** м - ниг. Мағфур.

**Махфура,** з - ниг. Махфур.

**Маҳ** - ниг. Моҳ .

**Маҳ** (андом, афзо, бар, бика, бон, бону, буда, ванд, ваш, вор, вора, гул, гула, гун, гуна, дил, дила, дина, дис, диса, дод, дода, духт, дўст, ёр, ёра, зеб,

зебо, зия, зод, зода, зуб, зуба, зуз, зуза, ком, кома, лиё, лиёбону, лико, манзар, меза, мурод, нигор, ноз, ном, нур, нура, нӯш, озод, оро, осин, осо, парӣ, пора, рух, рӯ, рӯза, рӯй, рӯя, сафар, симо, сира, ситора, со, сон, талъат, тоб, тоба, тобак, тобгун, тобгуна, тобхон, тоҷ, фом, фуз, фуза, фурӯғ, чеҳра, ҷабин, ҷамол, ҷуба, шар, шед, шод), з - аз Маҳ ва п. м.

**Маҳан = Меҳан,** м - ватан.

**Маҳастӣ,** з - ниг. Меҳситӣ.

**Маҳбону,** з - маҳмонанд, маҷ. хушрӯ, зебо; аз Моҳ ва Бону.

**Маҳбуб,** м.а - дилписанд, азизи дил, манбаи муҳаббат, дӯст доштушуда; ёр.

**Маҳбуба,** з - ниг. Маҳбуб.

**Маҳбубалӣ,** м - аз Маҳбуб ва Алӣ.

**Маҳбубулло(ҳ),** м - аз Маҳбуб ва Оллоҳ.

**Маҳбубшоҳ,** м - аз Маҳбуб ва Шоҳ.

**Маҳваш,** - ниг. Моҳваш.

**Маҳд,** м, а - гаҳвора: Набудаш такягоҳ ҷуз маҳди модар,

Мурассаъ маҳди ӯ аз лаълу гавҳар. Бадрии Кашмирӣ

- маҷ. иқоматгоҳ; тахт, маснад; ҳар мавзеъ, ки барои тифл муҳайё созанд.

**Маҳдӣ,** м - ҳидоят кардашуда; бо ҳидояти Худо амалкунанда, баргузидаи Худо; Пайрав; шахсе, ки ӯро Худо роҳнамост.

**Маҳдинисо,** з - аз Маҳдӣ ва Нисо.

**Маҳдис,** з - моҳмонанд; аз Маҳ ва дис = дас - шабеҳ, монанд, мисл, ҳамто.

**Маҳдия,** з - шакли навозишомезонаи Маҳдӣ; ниг. Маҳдӣ.

**Маҳдӣ** - мансуб ба Маҳд.

**Маҳдод,** з - инъом (тӯҳфа)-и Моҳ; мухаффафи Моҳдод.

**Маҳзар** - ҷой ва вақти ҳозиршавӣ, ҷои ҳузур, ҳузургоҳ; ҳукм ва фатвои қозӣ; шаҳодатнома, ҳуҷҷат, санад; аҳду паймон; пеш, пешгоҳ, остон.

**Маҳзод** - зодаи моҳ, дар моҳи пурра таваллудшуда.

**Маҳзуз** - баҳраманд, баҳравар; лаззатманд; хурсанд; бахтовар.

**Маҳзуза,** з - ниг. Маҳзуз.

**Маҳзум,** м - гуворо; хуб ҳазмшаванда.

**Маҳиб,** м.а , ниг. Муҳиб.

**Маҳин,** з - мансуб ба Моҳ; маҳмонанд; маҷ. Нафис; ниг. Миҳин; дар а. хору беқадр, ҳақиру залил:

Саҷда мекард ӯ, ки эй кулли замин,

Шармсор аст аз ту ин хурди маҳин. Румӣ

**Маҳин** (гул, зод, нисо, оро, рух, нур, ур, фар, ҷон), з - аз Маҳин ва п. м.

**Маҳина** (бону, гул, моҳ), з - шакли навозиши Маҳин; ҳадди аксар, бешина.

**Маҳистон,** з - манзилгоҳи Моҳ; ниг. Моҳистон.

**Маҳитобон,** з - Моҳи тобон; киноя аз хушрӯ, зебо, хушлиқо.

**Маҳкам** - мустаҳкам, бадошт, мазбут, пойдор.

**Маҳкам** (алӣ, бек, бой, пур, хоҷа, хӯҷа, ҷон, шоҳ - м; ой -з)- аз Маҳкам ва п. м.

**Маҳкамой,** з - ниг. Маҳкам.

**Маҳлико,** з - маҳчеҳра, моҳрӯ(й); кинояз аз зебо, хушрӯй, хушлико.

**Маҳмад,** м - шакли ихтисоршудаи Муҳаммад.

**Маҳмад** (алӣ, амин, вазир, ғолиб, ёқуб, ёр, зариф, зикирё, зуҳур, иёр, иброҳим, исо, исоқ, карим, қул, лоиқ, мурод, набӣ, назар, наим, низом, ноил, нур, расул, раҳим, раҷаб, ризо, розиқ, рӯзӣ, сайиб, саид, сафо, сиддиқ, содиқ, солим, толиб, шоҳ, юнус, юсуф), м - аз Муҳаммад ва п. м.

**Маҳмадӣ,** м - шакли ихтисоршудаи Муҳаммадӣ.

**Маҳманзар,** - моҳсурат, моҳталъат, моҳчеҳра, маҳлико, хушрӯй, моҳрӯ(й):

Касон шод аз маҳи иду Камол аз ёри маҳманзар,
Ҳама муштоқи рӯи моҳу ӯ муштоқи моҳрӯёи. Камоли Хуҷандӣ

**Маҳмуд,** м, а - ҳамд кардашуда, ситудашуда, писандида; маҳмуд будани оқибати кор - хайру хуш будани анҷоми кор, ба некӯӣ анҷомидани кор:

Чун фалакат толеи масъуд бод,
Оқибати кори ту маҳмуд бод ! Низомӣ

- яке аз исмҳои Муҳаммад (с.а.с.).

**Маҳмуд** (алӣ, бек, бой, хон, хоҷа, хӯҷа, ҷон, шоҳ), м - аз Маҳмуд ва п. м.

**Маҳмуда,** з - ниг. Маҳмуд; доруи махсусест барои муолиҷаи баъзе касалиҳои меъда: Нон чу итлоқ оварад, эй меҳрбон,
Нон чаро мехониш, маҳмуда хон. Румӣ

**Маҳлиқо,** з - маҳчеҳра, моҳчеҳра, моҳрӯй; ниг. Моҳлиқо.

**Маҳорат** - моҳирӣ, устогӣ, ҳунармандӣ; устодӣ.

**Маҳофарид,** з - чун Моҳ офаридашуда; моҳмонанд.

**Маҳпайкар,** з - ниг. Моҳпайкар.

**Маҳпарӣ,** з - ниг. Моҳпарӣ.

**Маҳпора,** з - ниг. Моҳпора.

**Маҳрам** - хеши наздик, ки бо вай никоҳ ҷоиз шумурда намешавад, ҳамчун хоҳарзод, додарзод. : Барафшон даст бар номусу онгоҳ,
Миёни маҳраму бегона меракс. Хоқонӣ

- зан, занча.

**Маҳрам** (бек, бой, шоҳ), м - аз Маҳрам ва п. м.

**Маҳроҷ = Меҳроҷ,** м - яке аз подшоҳони Ҳиндустон, ки баъдҳо лақаби умумии феодалҳои калони он ҷо шуда аст; баъзан ба подшоҳони Занғбор низ нисбат дода мешавад: Миён аз пайи хидматаш баста танг,
Чи Ҷеполи Ҳинду чи маҳроҷи Занг. Хоҷу

**Маҳрух,** з - Моҳрӯ, ниг. Моҳрух.

**Маҳсарв,** з - аз Сарв ва Моҳ.

**Маҳсарвӣ,** з - мансуб ба Маҳсарв.

**Маҳс** (иддин, уддин) м - аз маҳз - (соф, холис, безилу ғаш, беғубор, ҳақиқӣ; сифр; фақат) ва Дин.

**Маҳсимо,** з - ниг. Моҳсимо.

**Маҳсун,** м - маҳфуз, нигоҳдошташуда; дар амон; устувор; ниг. Масун.

**Маҳтобшоҳ,** м - аз Моҳтоб ва Шоҳ.
**Маҳфилоро,** з - оростаҳандаи ҷамъомади дӯстон, анҷуман ва маҷлиси базм, сӯҳбаторо, писандида ва дӯстдоштаи аҳли маҷлис.
**Маҳфуз,** м, а - ҳифз кардашуда, дар ёд доштташуда; нигоҳ доштташуда.
**Маҳфуза,** з - ниг. Маҳфуз.
**Маҳшед** - ниг. Маҳшид; тақлид ба Хуршед.
**Маҳшид,** з - мисли Моҳ, Моҳи равшан, Моҳи пурра; ниг. Маҳшед.
**Маҳшод,** з - хурсанд; моҳи хушбахтӣ, моҳи шодкомӣ.
**Маҳҷуб,** м - паси парда буда, пӯшида, нопадид, пинҳон; ҳиҷобдор:

Шарме, ки бувад сохта, матлуб набошад,
Шабҳо зи наҷардӯхта маҳҷуб набошад. Соиб

**Маҳҷуба,** з - ниг. Маҳҷуб.
**Маҷид** (хон), м, а - бузург, олӣ, бошаъну шараф, олиқадр, баландмартаба бузургвор ва гиромӣ:

Қадду болое, ки ишқаш барфарошт,
Даргузашт аз курсию арши маҷид. Шамси Табрезӣ

- аз номҳои муборакаи Худои таоло
**Маҷида,** з - ниг. Маҷид.
**Маҷлис,** м,а - анҷуман, ҷамъомад.
**Маҷнун** (бек), м, а - девона; лақаби Қайс, ки ошиқи Лайлӣ буд; муродифи ошиқи шайдо; маҷ. мафтун.
**Маҷнуналишоҳ,** м - аз Маҷнун ва Алишоҳ.
**Машид,** м - мустаҳкам, устувор; баланд; боло бардоштташуда; ниг. Мушайяд
**Машида,** з - ниг. Машид.
**Машкур,** м, а - сазовори шукр, шукр кардашуда; писандида, мақбул.
**Машкура,** з - ниг. Машкур.
**Машраб,** м, а - ғоя, маслак; хулқу атвор, хӯ, хислат; маҷ. бахш, баҳра, насиба; нӯш, нӯшокӣ, машруб(от) ошомидан ва ҷои ошомидан; маҷ. мазҳаб ва дину ойин.
**Машраба,** з - макон ва замони обу обнӯшӣ; мушти об, замини ҳамешасабз; пешқолон; ниг. Машраб.
**Машраф** - мушриф, мудир; шараф, фахр; ҷои баланд; аслаш Мушраф аст.
**Машриқ,** м - тарафи тулӯи Офтоб, Ховар, тарафи офтоббаро; Шарқ.
**Машриқа,** з - шакли навозишии Машриқ.
**Машруб,** м, а - об; шароб; ҳар моеъи нӯшиданӣ; нӯшокӣ.
**Машрут,** м, а - шарт кардашуда, вобаста ба шарт; ба аҳду паймон лозим гардонидашуда, вобастагӣ: Амал бе илм номаҳбут бошад.

Ҳамеша шарт бо машрут бошад. Аз "Хористон"

**Машҳад,** м - шаҳрест дар Эрон, ки дар замони қадима ӯро Тӯс мегуфтанд, чун мазори шарифи ҳазрати Алӣ Мӯсои Ризо (р.) дар он шаҳр воқеъ аст, онро Машҳади муқаддас гӯянд.
- тамошогоҳ, манзара, суратманзара.

**Машҳадӣ,** м - мансуб ба Машҳад.
**Машҳур** (бек, хон, шоҳ, ҷон), м, а - шӯҳратёфта, номваршуда, номдор.
**Машҳура,** з - муаннаси Машҳур.
**Машъал,** м, а - латтапораҳои нӯги ҳода печонидашудаи бо нафт ё равған олуда, ки шабҳои арӯсӣ, лашкаркашиҳо ва ғ. дармегиронанд; сироҷ, чароғ:

Ба чандин машъал имшаб кори раҳ кун,
Раҳи зулмоти фардоро нигаҳ кун. Хисрави Деҳлавӣ

- қандил; шӯъла.
**Машъала,** з - ниг. Машъал. Шакли муболиғавии Машъал.
**Машъуф,** м, а - шефта, ошиқ; муҳиб; мафтун, шайдо, дилбохта:

Дар мазҳаби ишқ нест чизе,
Машъуф шудан ба ҳар канизе. Ҷомӣ

- шод, хурсанд; хушҳол.
**Маъбар,** а - гузаргоҳ, ҷои муайяни киштигузари дарё, баҳр ва василаҳои он (кишти, қаиқ ва ғ): Бадсиголаш куҷо зи баҳри ниёз
Киштии ҷон ба маъбар андозад. Хоқонӣ
**Маъбара,** з - ниг. Маъбар; аслаш Меъбара аст.
**Маъбуд,** м, а - парастиш кардашуда, парастида, чизе, ки онро парастиш мекунанд, ҳамчун худо, бут, оташ; маҷ. дӯстдошта:

...Ки маъбуди ман аст он шакли зебо,
Парастори ваям пинҳону пайдо. Нозим

**Маъбур,** м - гузаргоҳҳои руд; ниг. Маъбар.
**Маъдӣ,** м, а - пурӣ, пуркардашуда, оганда; маҷ. пурра (дар бораи моҳ).
**Маъзуб,** м - дар ранҷ ва азоб будан; ниг. Муаззаб.
**Маъзуба,** з - ниг. Маъзуб.
**Маъзум,** м - ниг. Маъзума.
**Маъзума,** з - даъватшуда, меҳмон..
**Маъқул,** м, а - ба воситаи ақл даркшаванда, донисташаванда; мувофиқи ақл; писандидаи ақл: Ҳофиз, аз боди хазон дар чамани даҳр маранҷ,
Фикри маъқул бифармо: Гули бехор куҷост? Ҳофиз
- боадаб; ба ҳадди кофӣ, беш аз ҳадди миёна.
**Маълум,** м, а - донисташуда, мафҳум; ошкор, аён; номдор, номвар, машҳур; муайян кардашуда, муайян; кинояи аз молу зар ва дираму динор; захира.
- ба форсӣ (таърихан) ба маънии зар мустаъмал аст.
**Маълум** (бек - м; бӣ, бибӣ - з) - аз Маълум ва п. м.
**Маълума,** з - ниг. Маълум.
**Маъмун,** м - дар амон буда, бе хавфу хатар; халифаи ҳафтуми аббосӣ ( с. с. 813 - 833). Писари Ҳорунаррашид:

Чу даври хилофат ба Маъмун расид,
Яке моҳпайкар канизак харид... Саъдӣ

**Маъмуна,** з - ниг. Маъмун.
**Маъмур** (алӣ, хол, хон, ҷон), м, а - амр кардашуда, фармонбар; шаҳрдор,

вазифадор, сардор; обод, ободон:

Саводаш дидаро пурнур дорад,
Димоғаш магзро маъмур дорад. Низомӣ

**Маъмура** (бону), з - ниг. Маъмур.

**Маърифат,** з, а - илму дониш: Дидаи ҷони Бӯалӣ Сино,
Буда аз нури маърифат бино. Анварӣ

- шинохтан, донистан; биниш, тамиз, фаҳм:

Маърифат нест дар ин қавм, худоро, мадале,
То барам гавҳари худро ба харидори дигар. Ҳофиз

- маълумот доир ба тасаввуф, ҷаҳоншиносӣ, яке аз чаҳор дараҷаи ирфонии сӯфия: шариат, тариқат, маърифат ва ҳақиқат.

**Маърифат** - (дон, дор, дӯст, зеб, манд, хоҳ, ҷӯ), з - аз Маърифат ва п. м.

**Маъруф,** м, а - маълум, шинохташуда; машҳур, шӯҳратёфта, овоза пайдокарда.

**Маъруф** (алӣ, алишоҳ, бек, бой, хон, хоҷа, хӯҷа, ҷон), м - аз Маъруф ва п. м.

**Маъруфа,** з - шакли навозишии Маъруф.

**Маъсум,** м, а - он кӣ дар умри худ рафтор ва ҳаракати хилофи амру наҳйи дину шариат накарда бошад, он кӣ кори номашрӯъ накардааст; пок аз гуноҳ нигоҳ доштошуда; бегуноҳ:

В-он ки маъсум ҳаст, дасти гуноҳ
Пои ӯро наёрад андар банд. Анварӣ

**Маъсум** (алӣ, бек, бой, хон, хоҷа, хӯҷа, ҷон), м - аз Маъсум ва п. м.

**Маъсума** (бону), з - ниг. Маъсум:

Ҳамин мазмун, ки эй маъсума хоҳар,
Ба нури дидаам гардида модар... Ҳозиқ

**Маъсумшоҳ,** м - шоҳи бегуноҳ.

**Мелик** (мурод, рӯзӣ, кӯзӣ), м, т - ниг. Малик.

**Мелод** - ниг. Милод.

**Мену** - олами улвӣ, осмон: Гар зи дун, ки ояд зи мену суруш,
Набошад бад-он фарру арванду ҳуш. Фирдавсӣ

- биҳишт: Шуданд он равзаи ҳурони дилкаш,
Ба саҳрое чу мену хурраму хаш. Низомӣ

- зумуррад: Забарҷад ба хирвору мену ба ман
Варақҳои зар, дирьҳои сафан. Низомӣ

**Менусиришт** - менуниҳод, менуфитрат, маҷ, зебо ва хушсурат:

Яке санги минои менусиришт
Ба зебоиву хуррамӣ чун биҳишт... Низомӣ

**Мерган,** м, т - тирандоз, тирандози моҳир.

**Метин,** м - ниг. Матин.

**Меҳан** (дор, дӯст, ёр, зеб, зод, зӯр, меҳр, ном, обод, ово, оро, руста, рух, соф, тоб, фазо, фурӯғ, хоҳ, хуш, ҷӯ, шод), м - аз Меҳан - ватан ва п. м.

**Меҳвар,** м - тир, тири асосии чарх, хати росте, ки ҳар як ҷисм дар атрофи он

давр мегардад (чарх мезанад).
- мач. марказ:
Камолат даъвии ахлоқу он гаҳ мункири риндон,
Зи ҳақ нагзар, сипеҳри одамият меҳваре дорад. Бедил
**Меҳдинисо,** з - аз Меҳдӣ ва Нисо.
**Меҳдӣ,** м - таҳрифи Маҳдӣ; номи қаҳрамони романи "Ғуломон" - и С. Айнӣ; ниг. Маҳдӣ.
**Меҳёр,** м - номи шоир, писари Марзуяи Дайламӣ. ниг. Марзу
**Меҳин** (бону),з - ниг. Маҳин.
**Меҳина,** з - бузург; ниг. Маҳина.
**Меҳмон**- оне, ки соҳиби хона ӯро пазирой мекунад:
Ба хони ошиқи мискин агар меҳмон расад ҷонон,
Кабоб аз сина, об аз дида, ширинӣ зи ҷон бошад. Камоли Хуҷандӣ
- сайёҳ, мусофир, зоир;
- мач. азиз, мӯҳтарам.
**Меҳмон** (алӣ, шоҳ, ҷон, қул - м; бибӣ, бону, гул, дор, дӯст, навоз, ой, пазир, -з) - аз Меҳмон ва п. м.
**Меҳмондӯст,** м - меҳмонпараст:
Ба разм андарун жандапил аст маст,
Ба базм андарун моҳи меҳмонпараст. Фирдавсӣ
**Меҳр** - муҳаббат, ишқ:
Дилам хонаи меҳри ёр асту бас,
Аз он менагунҷад дар он кини кас. Саъдӣ
- навозиш; лутфу марҳамат:
Камар бандаду чарбдастӣ кунад,
Ба сад меҳр меҳмонпарастӣ кунад. Низомӣ
- хуршед, офтоб:
Чу аз чархи гарданда бифрӯхт меҳр,
Биёрост рӯи заминро ба чеҳр. Фирдавсӣ
- меҳри анвар - офтоби тобон:
Гадоиёни он дар тавонгар шуданд,
Ҳама зарраҳо меҳри анвар шуданд. Ҳотифӣ
- моҳи хафтӯми соли шамсӣ, ки моҳи аввали тирамоҳ мебошад ва ба 23 сентябр - 22 октябр рост меояд:
Ба рӯзи ҳуҷаста сари меҳр-моҳ
Ба сар барниҳод он каёнӣ кулоҳ. Фирдавсӣ
Гар ба фарвардин надорад меҳр хашму кин, чаро
Бистурад меҳр аз чаман нақше, ки фарвардин кунад. Ломеъ
- номи рӯзи шонздаҳӯми ҳар моҳи шамсӣ:
Рӯзи меҳру моҳи меҳру ҷашни фаррух меҳрагон,
Меҳр бифзой, эй нигори моҳчеҳри меҳрубон! Масъуди Саъд
**Меҳр** (алӣ, андеш, афзо, афрӯз, банд, барзин, бахш, боз, ванд, дод, дор, ёб,

ёр, зо, зод, зода, ком, кон, кор, ноз, нӯш, овар, оваршох, огин, озар, озмо, озод, оин, омез, офарин, паймо, пирӯз, пок, пӯё, род, роз, соз, фар, фурӯғ, фурӯз, хоҳ, худо, ҷаҳон, ҷон, ҷӯ, ҷӯй шед, шод), м - аз Меҳр ва п. м.

**Меҳр** (авранг, ангез, андеш, афзо, афзун, афроз, афрӯз, ахтар, банд, барно, бахш, бон, бону, бор, ванд, вар, варз, варзй, вафо, ваш, воло, вора, ганҷ, гар, гарм, гиёҳ, гон, гун, гуна, гӯё, ғоя, деҳ, дида, дил, дис, дод, дода, дон, дор, духт, дӯст, ёб, ёд, ёр, завқ, зеб, зебо, зо, зод, зода, зӯр, иён, иёр, рина, моҳ, намо, нигор, ниё, ноз, ном, нӯш, обод, овар, ово, огин, озар, озмо, озод, оин, омез, оро, осо, офарин, пазир, паймо, паноҳ, парвар, пирӯз, пок, пора, пош, пӯё, рез, реза, рӯз, рӯза, соз, сон, соф, тоб, хоҳ, хуш, ҳавас, чашм, чеҳр, чеҳра, ҷон, ҷӯ, ҷӯё, ҷӯй, шед, шод), з - аз Меҳр ва п. м.

**Меҳрангез** - ангезонандаи меҳру муҳаббат, ишқангез.

**Меҳрафзун,** з - афзунгари Меҳр, афзояндаи Меҳр.

**Меҳрафкан,** м -ниг. Меҳрбор.

**Меҳрбахш** - бахшандаи меҳр, махзани меҳр.

**Меҳрбон = Меҳрубон,** - пурмуҳаббат, дӯстдорикунанда; навозишкор, мушфиқ:

Ман аз бемеҳрии он моҳ мурдам, кай бувад, ё раб,
Ки бо ман меҳрбон гардад маҳи номеҳрбони ман. Ҳилолӣ

**Меҳрбону,** з - аз Меҳр ва Бону; ниг. Меҳр.

**Меҳрбор** - борандаи меҳр, манбаи меҳр, меҳрафкан.

**Меҳрвар** - меҳрубон; мушфиқ; аслан Меҳровар:

На тифле, к-аз оташ надорад хабар,
Нигаҳ дорадаш модари меҳрвар. Саъдӣ

- ниг. Меҳровар.

**Меҳрварз** - ишқварз, ошиқ:

Гуфтам: Зи меҳрварзон расми вафо биёмӯз,
Гуфто: Зи хубрӯён ин кор камтар ояд. Ҳофиз

**Меҳргон** - рӯзи шонздаҳӯм - рӯзи меҳри моҳи хафтӯми шамсӣ - меҳрмоҳ, ки аз қадим онро муборак донистаанд мекарданд ва он рӯзро меҳргон меномиданд; мувофиқи достонҳои қадимӣ, гӯё рӯзи ҳабс карда шудани Заҳҳок дар кӯҳи Дамованд будааст:

Меҳрубонӣ кун ба ҷашни меҳргону рӯзи меҳр.
Меҳрубонӣ беҳ ба рӯзи меҳру ҷашни меҳргон. Масъуди Саъд

**Меҳрдод** - зодаи меҳру муҳаббат; инъом (тӯҳфа, армуғон)-и офтоб.

**Меҳрдор** - барандаи меҳр, дорандаи меҳр.

**Меҳри** (бону, гул, ён, ёр, моҳ, нигор, нисо, ноз, тобон, хон, ҷон), з - аз Меҳрӣ ва п. м.

**Меҳриддин,** м - он кӣ меҳрро мазҳаб интихоб кардааст, роҳи меҳрро пеш гирифта; Офтоби дин

**Меҳринигор = Меҳрнигор,** з - аз Меҳр ва Нигор.

**Меҳринисо = Меҳруннисо,** з - зани бамеҳр; аз Меҳр ва Нисо.
**Меҳрия,** з - шакли навозишонаи Меҳр.
**Меҳрӣ,** з - мансуб ба меҳр; Офтобӣ; яке аз навъҳои чанг; як навъ гиёҳи даштӣ, ки гули он заҳрнок мебошад.
**Меҳрнамо,** з -ниг. Меҳрнигор.
**Меҳроб,** м - пешгоҳи маҷлис, ки ба самти қибла аст, ҷои имом дар намоз;
- номи подшоҳи Кобул, падари модари Рустам:

Яке подшоҳ буд Меҳроб ном,
Забардасту боганҷу густурдаком. Фирдавсӣ

- дурахш, тобиш - и Офтоб.
- ҷойгоҳи шер.

**Меҳроба,** з - дурахш, тобиш - и Офтоб.
**Меҳробшоҳ,** м - аз Меҳроб ва Шоҳ.
**Меҳровар** - оварандаи меҳру муҳаббат, меҳрубон, муҳаббатангез, ишқангез.
**Меҳрон** - ниг. Меҳр.
**Меҳрона** (бону, гул, духт), з -ниг. Меҳр.
**Меҳрофар** - меҳру муҳаббат офаранда, навозишкор, меҳрубон.
**Меҳрофарид,** з - офарандаи Меҳр; ниг. Меҳрофар.
**Меҳрофарин** - ниг. Меҳрофар.
**Меҳроч,** м - ниг. Маҳроч ва Меъроч.
**Меҳрпарвар** - офтобпарвар:

Хуршеди ховарӣ кунад аз рашк ҷома чок,
Гар моҳи меҳрпарвари ман дар қабо равад. Ҳофиз
Лабаш рӯҳпарвар, вале майфурӯш,
Шабаш меҳрпарвар, вале рӯзпӯш. Хоҷу

**Меҳрпош** - манбаи меҳр; Офтоби нурпош.
**Меҳрубон** - навозишкор, мушфиқ; ниг. Меҳрбон.
**Меҳршод,** м - аз Меҳр ва Шодӣ; меҳри шодиангез.
**Меҳрҷон** - шакли арабишудаи меҳргон: "Фаридун рӯзеро, ки Заҳҳокро ба кӯҳи Дамованд маҳбус гардонид, Меҳрҷон ном ниҳод". Аз "Равзат-ус-сафо"
**Меҳрҷӯ(й)** - толиб ва хоҳони меҳру муҳаббат, муҳаббатҷӯ(й).
**Меҳситӣ,** з - аз Меҳ - бузург ва Сити - хонум; номи маъруфтарин занест, ки ба забони форсӣ шеър гуфтааст. Тав. с. 1098 дар Хуҷанд, ваф. номаълум дар Ганҷа. Маҳастӣ (ё Меҳситӣ)-и Хуҷандӣ ё Маҳастии Ганҷавӣ низ мегӯянд..
**Меҳтар** (шоҳ), м - калонтар, бузургтар; одами бузург, олимақом:

Фиристод нома ба ҳар кишваре,
Ба ҳар номдореву ҳар меҳтаре. Фирдавсӣ

**Меҳтар** (зода, ин, нажод, оин, хон) - аз Меҳтар ва п. м.
**Меъроч,** м, а - он чӣ ба воситаи он боло мебароянд, нардбон; зинапоя; болоравӣ; мач, авҷ, улвият аълой; баландӣ:

Ба хайраттоҳи ин меъроҷи қудрат
Надорад ҳеч шоир боли ҷуръат. Бедил

- раванди дар яке аз шабҳо ба олами улвӣ боло рафтани Муҳаммад (с.а.с.) - ро гӯянд:

Ишқ меъроҷ аст сӯи боми султони азал,
Аз рухи ошиқ фурӯ хон қиссаи меъроҷро. Шамси Табрезӣ

**Меъроҷ** (бону, гул, хон - з; хон - м) - аз Меъроҷ ва п. м.

**Меъроҷиддин,** м - авҷи дин; баландии дин; аз Меъроҷ ва дин.

**Мижгон,** м - ҷ. мижа - мӯи милки чашм:

Як қадам роҳ аст Бедил, аз ту домони хок,
Ҳамчу ашк дар мижгон истодаи ҳушёр бош. Бедил

**Мижгона,** з - шакли навозишии Мижгон.

**Мизон,** а - тарозу, олате, ки бо он чизҳоро бар мекашанд; маҷ. санҷанда, тақдиркунанда; нуҷ. бурҷи хафтӯм аз дувоздаҳ бурҷи фалакӣ.

**Мизона,** з - шакли навозишии Мизон.

**Мизроб,** м. а - чӯхунак, асбобест, ки бо он танбӯр, рубоб ва олатҳои дигари ториро менавозанд.

- шакли қадимаи номи Меҳроб, дурахш (тобиш)-и Офтоб;ниг. Меҳроб.

**Мизроб** (иддин, уддин, ҷон, шоҳ), м - аз Мизроб ва п. м.

**Милал,** м - ҷ. миллат; дин ва мазҳаб.

**Милод,** м - таваллуд, рӯзи таваллуд; номи паҳлавони Эронӣ; номи шаҳре.

**Милодӣ,** м - солшумории насронӣ (христианӣ).

**Мино,** з - киёми қанд; сири оина, обгина; маҷ. кабуд, осмониранг:

Ҷуръаи ҷом бар ин тахти равон афшонам.
Ғулғули чанг дар ин гунбати мино фиганам. Ҳофиз

- маҷ. роҳбалад:
- мавзеест дар Маккаи муаззама, ки мақоми бозор аст ва ҳоҷиён дар он ҷо қурбонӣ кунанд;
- манораи баланди чароғдор, ки барои ба киштиҳо нишон додани роҳи бехатар дар соҳили баҳр устувор карда мешавад; ба русӣ - маяк гӯянд.

**Мину,** а - олами улво ва биҳишт; фалак; зумуррад, гавҳари нафис; ниг. Мино

**Минучеҳр,** м - биҳиштрӯ; номи набераи Эраҷ, ки писари Фаридун буд; аз Мину ва Чеҳр; ниг. Меҳу.

**Минҳоҷ,** м. а - роҳи рост ва кушода, роҳи фарох.

**Мир,** м. а - шакли кӯтоҳшудаи Амир. Дар аввали номи тифлони одамони сайиднасаб меоянд: Мирумар, Мирсаид, Мирҳусайн ва г.

**Мир** (абдулло, абдол, аброр, азиз, аввал, аъзиз, азим, акбар, акмал, алибек, алӣ, алихон, алишер, алишоҳ, амин, амон, асал, афзал, афзун, ашраф, аъзам, аҳмад, аҳрор, бадал, бадеъ, барот, бақо, бек, бобо, валӣ, вафо, гул, гулшан, гулшоҳ, ғанӣ, ғиёс, ғозӣ,додо, дӯст, зоҳид, зоҳир, зубайд, ибод, ислом, калом, камол, карим, кобил, комил, қосим, қувват, мақсад, мақсуд, маҳмад, маҳмуд, машраб, машриқ, музаффар, мулло, муҳаммад

мўсо, мўҳсин, мўъмин, ниёз, обид, одил, оқил, олим, омил, рабӣ, расул, раҳим, раҳмат, раҳмон, раҷаб, розиқ, сайид, саид, салим, салмон, салом, салоҳ, салом, самад, самар, сафар, сафо, саъдӣ, сиддиқ, соат, собир, собит, содиқ, солеҳ, соҳиб, соҳил, султон, тилло, толиб, тоҳир, умар, усмон, фаёз, файёз, файз, файзӣ, фозил, халил, холдор, холиқ, хонд, хоҷа, ҳабиб, ҳаёт, ҳайдар, ҳаким, ҳалим, ҳамза, ҳамид, ҳасан, ҳафиз, ҳидоят, ҳикмат, ҳодӣ, ҳомид, ҳоҷӣ, ҳотам, ҳошим, ҳусайн, ҷалил, ҷалол, ҷамил, ҷамол, ҷаҳон, ҷон, шаб, шакар, шамс, шамсӣ, шараф, шариф, шароф, шафеъ, шод, шоҳ, шоҳид, шоҳӣ, юнус, юсуф, яҳё, яъқуб), м - аз Мир ва п. м.

**Мирак,** м - шакли навозишомезонаи Амир.

**Мирзо,** м - шакли кўтоҳшудаи Амирзода, фарзанди Амир; котиб, муншӣ.

**Мирзо** (абдулқодир, азиз, акбар, алӣ, амин, амон, аҳмад, бадал, барот, баҳодур, баҳрӣ, баҳриддин, баҳруддин, бедил, бек, бобо, валӣ, ватан, гул, ғанӣ, ғаффор, давлат, ёр, зокир, искандар, калон, камол, карим, комил, қобил, қодир, қосим, қурбон, қул, латиф, малеҳ, маҳмуд, муддин, муин, мурод, набӣ, набот, назар, наим, наҷот, неъмат, ниёз, нодир, носир, нур, обид, одил, олим, осим, парвиз, пўлод, расул, рауф, раҳим, раҳмат, раҳмон, раҷаб, рустам, рўзӣ, сайид, саид, сафар, собир, солеҳ, соҳиб, талаб, толиб, тоҳир, тоҷӣ, убайд, умед, усмон, умар, файёз, файзӣ, фаррух, фузайл, халил, хол, холид, холиқ, хон, хоҷа, ҳабиб, ҳаёт, ҳайдар, ҳаким, ҳақ, ҳалим, ҳамдам, ҳамид, ҳамроҳ, ҳасан, ҳодӣ, ҳошим, ҳусайн, шакар, шариф, шароф, ширин, шокир, шоҳ, шоҳрух, юнус), м - аз Мирзо ва п. м.

**Мирон,** м - аз авлоди Амир; Мири Мирон; Амири Амирон; аз Мирон.

**Мироншоҳ,** м - шоҳи амирон.

**Мисбоҳиддин,** м, а - чароғи дин; маҷ. равшанкунандаи роҳи дин; сарвари дин.

**Мискин,** м - фақир, бечора.

**Мискиннавоз,** м - лутфу марҳамат нисбати бечорагон ва фақирон, фақирнавозӣ.

**Мискиннисо,** з - аз Мискин ва Нисо.

**Мисқол,** м - миқёси вазн баробар ба 24 қирот ё 4.68 грам; санги тарозу. - маҷ. нозук, чобук, хиромон; фараҳбахш, дилнавоз; нафис; сабук;

**Мисқола,** з - шакли навозишии Мисқол.

**Мисоқ,** м, а - аҳду паймон:

Ба таслим гуфтанд: Мо бандаем,
Ба мисоқи Хисрав шитобандаем. Низомӣ

**Миср,** м, а - сарҳади байни ду замин; шаҳр; номи мамлакате дар шимоли Африка.

**Мисригул,** з - гули мисрӣ; аз Миср ва Гул.

**Мисриён,** м - мансуб ба Мисрӣ.

**Мисриниса,** з - аз Миср ва Нисо.
**Мисрия,** з - шакли навозишомезонаи Мисрӣ.
**Мисрӣ,** м - мансуб ба Миср.
**Мисрон,** м - мансуб ба Миср; шакли дутоваи Миср - ду Миср.
**Митҳан,** м, а - осеёб; киноя аз дунё:

Гирдакони мо дар ин митҳан шикаст,
Ҳач чӣ гӯем аз ғами худ, андак аст. Румӣ

**Мифзол,** м, а - дорои фазли бисёр, фозил, мӯҳтарам.
**Мифтоҳ,** м,а - калид.
**Мифтоҳиддин,** м - калиди дин; мач. донандаи асрори дин.
**Миҳин** - бузург, бузургтар, бузургтарин.
**Миҳина,** з - ниг. Миҳин
**Миҳточ = Меҳточ,** м - бузургточ; точи бузург; Муҳточ низ буда метавонад.
**Мичгон, з - ниг. Мижгон.**
**Мичгона,** з - ниг. Мижгона.
**Молик,** м, а - доро, соҳиб, соҳиби мулк:

Расмест, ки моликони таҳрир
Озод кунанд бандаи пир. Саъдӣ

- мач. ҳоким, идоракунанда;
- номи фариштае, ки гӯё дарбони дӯзах будааст.

**Молика,** з -ниг. Молик.
**Моликалмулк,** м - Худованди чаҳон; аз номҳои мубораки Худои таоло.
**Момо,** з - модар.
**Момогул,** з - модари гулҳо; аз Момо ва Гул.
**Момохол,** з - аз Момо ва Хол.
**Монад,** м - аз калимаи мондан - боқи будан, доимӣ ва безавол будан; дар ҳуқуқ - истад.
**Монанд** - шабеҳ, шабоҳат, мисл, ҳамчун.
**Монеъ,** м - боздоранда; аз номҳои мубораки Худои таоло.
**Монӣ,** м - наққоши машҳуре, ки дар замони Шопури 1 соли 242 милодӣ даъвои пайғамбарӣ карда, китобе ба номи "Китоби Аржанг" тартиб дод ва аз ақидаҳои зардуштӣ, яҳудӣ ва исавӣ омехта оине ба майдон овард; дар замони Баҳроми I бо игвои рӯҳониёни зардуштӣ кушта шуд; пайравони ӯ монавӣ номида мешаванд:

Нахуст меҳру вафои туро сиришт магар,
Даме ки Монии тақдир нақши ман барбаст. Шоҳин

**Моҳ = Қамар,** - радифи табиии Замин, наздиктарин чирми осмонӣ, ки дар атрофи Замин мегардад ва аз акси рӯшноии Офтоб тобон аст;
- мач.хушрӯй, маҳбуба; киноя аз чеҳраи зебо; сафедии тухми мурғ; об.

**Моҳабрӯ,** з - ниг. Абрӯҳилол.
**Моҳ** (ангез, афзо, афзун, афрӯз, афрӯза, бар, бибӣ, бика, бон, бону, вар, васф, ватан, ваш, вора, гиёҳ, гул, гун, гуш, давлат, дидор, диёр, дил.

дила, дис, диса, дод, дода, ён, ёр, зарён, зода, карам, лико, манзар, нигор, нисо, ноз, ноза, нура, нӯша, оро, осо, офарид, офарин, пайкар, паймо, парӣ, пора, раҷаб, реза, рух, руха, рухон, рухсор, рӯ, рӯза, рӯзабону, рӯй, рӯя, санам, сафар, симо, сина, сира, сор, султон, талъат, тоб, тоба, тобабону, тобгул, тобгун, тобгуна, тобон, тобрӯй, тоҷ, фар, фурӯт, фурӯз, чеҳр, чеҳра, ҷабин, ҷамол, ҷаҳон, шаб, шариф, шед), офарид, парӣ, сафар, султон, шариф), з - аз Моҳ ва п. м.

**Моҳи** (гул, ён, зар, и, на, нисо, нур, олам, савр, сара, сафар, тобон, хубон, ҷаҳон), з - аз Моҳ ва п. м.

**Моҳиддин = Моҳуддин,** м - аз Моҳ ва дин; равшанкунандаи роҳи дин; аслаш Мӯҳйиддин аст.

**Моҳинав,** з - ҳилол; моҳи навбаромада.

**Моҳиолам,** з - маҷ. зебо, хушрӯ, нозанини яккаву ягона, беҳамто.

**Моҳир,** м. - забардаст, чобукдаст, чирадаст; бомаҳорат, кордон, устоди кор:

Табибо, дар иловҷи дарди дил моҳир шудӣ, аммо,
Чӣ ҳосил з-он ки куштӣ аз хато дар имтиҳон моро. Фузулӣ

**Моҳир** (бек, дӯст, хоча, хӯҷа, ҷон), м - аз Моҳир ва п. м.

**Моҳира,** з - ниг. Моҳир.

**Моҳирамоҳ,** з - аз Моҳира ва Моҳ.

**Моҳистон,** з - аз Моҳ ва истон (маҳалли манзил, иқомат, сукунат); моҳманзар.

**Моҳитобон,** з - аз Моҳ ва дурахшон, нурпош.

**Моҳинигор,** з - ниг. Моҳмонанд; маҷ. зебо,хушрӯ, дилписанд.

**Моҳлико,** з - ниг. Моҳпайкар.

**Моҳманзар,** м - ниг. Маҳмангар.

**Моҳнигор,** з - ниг. Моҳпайкар; Моҳинигор; аз Моҳ ва Нигор.

**Моҳия,** з - шакли навозишомезонаи Моҳ.

**Моҳӣ,** з - мансуб ба Моҳ .

**Моҳпайкар = Маҳпайкар,** з - моҳсурат, моҳрӯ; хушрӯ:

Кулбаам матлаи хуршед шуд аз омаданат,
Шӯхи маҳпайкари хуршедизорам, биншин! Саидо

**Моҳпора = Маҳпора,** з - кинояи аз хушрӯй, зебо:

Аз он маҳпораи обидфиребе,
Малоиксурате, товусзебе.
Ки баъд аз диданаш сурат набандад,
Вуҷуди порсоёнро шикебе. Саъдӣ

**Моҳрух = Маҳрух,** з - моҳрӯ(й), маҷ. хушрӯ(й), зебочеҳра.

**Моҳрухсор,** з - ниг. Моҳрух.

**Моҳрӯ,** з - ниг. Моҳрух, Моҳсимо.

**Моҳсафар,** з - аз Моҳ ва Сафар.

**Моҳсимо = Маҳсимо,** з - моҳталъат, моҳрӯй; маҷ. хушрӯй:

Офтоби фатҳро ҳар дам тулӯъе медиҳад,
Аз кулоҳи хисравӣ рухсори маҳсимои ту. Ҳофиз

**Моҳталъат = Маҳталъат,** з - моҳрӯ, моҳсурат, хушрӯ:

Моҳталъат, меҳрдавлат, зӯҳразинат, тирфаҳм,

Муштаракахлоқу баҳромофату кайвондимор. Унсурӣ

**Моҳтоб = Маҳтоб,** з - партав аз рӯшноии моҳ:

Шаби сӯҳбат ғанимат дону доди хушдилӣ бистон,

Ки маҳтобе дилафрӯз асту тарфи лолазоре хуш. Ҳофиз

- моҳ, қамар.

**Моҳчеҳра,** з - ниг. Моҳталъат.

**Моҳҷон,** м - шакли навозишомезонаи Моҳ.

**Моҷид,** м, а - машҳур, номдор, бошараф, бузургвор, гиромӣ; аз номҳои муборакаи Худои таол.

**Моҷида,** з - ниг. Моҷид.

**Муаббад,** а - ҷовид, абадӣ, ҳамешагӣ:

То ганҷи абад зи ту ситонанд,

Дар ранҷи муаббадат нишонанд. Ҷомӣ

**Муаббада,** з - шакли навозишии Муаббад.

**Муаббир,** а - таъбиркунанда (махсусан хобро); баёнкунанда.

**Муаввaз,** а - иваз кардашуда; иваз, бадал.

**Муаввал,** а - мӯътамад, сазовори боварӣ ва эътимод; эътимод, итминон, боварӣ, умед, ва такя:

Дар шаҳру роҳ - дар ҳама ҷое маро бар ӯ

На ҷои эътимоду на ҷои муаввал аст. Муиззӣ

- таъвил (шарҳу тафсир, баён) кардан.

**Муад(д),** м, а - омода, тайёр кардашуда, муҳайё ва ҳозир.

**Муаддаб,** а - адабгирифта, боадаб, ботарбия:

Таълими одоб ӯро чӣ ҳоҷат,

К- ӯ худ зи оғоз омад муаддаб. Ҷомӣ

**Муаддиб,** м, а - адабдиҳанда, адабомӯз, мураббӣ, муаллим.

**Муаддил,** а - мӯътадилкунанда, ба ҳолати эътидол оваранда, росткунанда, қоимкунанда.

**Муаззаб,** а - азобишуда, дар ранҷу азоб буда.

**Муаззаз,** а - азиз доништашуда, арҷманд.

**Муаззам** (бек, хон, шоҳ, ҷон), м, а - азим ва бузург донисташуда; - касе ки ӯро бузург мешуморанд:

Ҷумла гуфтанд: Эй муаззам подшоҳ,

Гар диҳад моро ба хорӣ сар ба роҳ... Аттор

**Муаззама,** з - ниг. Муаззам.

**Муайид,** а - таъйидкунанда, тақвиятдиҳанда, дастгирикунанда; тарафдор.

**Муайяд,** а - таъйидёфта, дастгирӣ кардашуда; маҷ, бомайманат, масъуд, бахтиёр: Бош ҳамеша надими бахти мусоид,

Бош ҳамеша қарини мулки муайяд. Манучеҳрӣ

**Муаллим,** м - омӯзгор, устод.

**Муаллима,** з, а - муаннаси Муаллим.
**Муалло,** м, а - олӣ, боло, баланд; азим, бузург.
**Муанбар,** м, а - анбарин, муаттар, хушбӯй.
**Муанбара,** з - ниг. Муанбар.
**Муаттар,** з, а - атрогин, хушбӯ:

Адл нурест, к-аз ӯ мулк мунаввар гардад,
В-аз насимаш ҳама офоқ муаттар гардад. Аз "Ахлоки Мӯҳсинӣ"

**Муаттара,** з - ниг. Муаттар.
**Муаттиф,** м, а - меҳрубон, дӯстдор.
**Муаххир,** м, а - пасин; аз номҳои муборакн Худои таоло.
**Мубад,** м - рӯҳонии зардуштиён, ки аз муғон болотар будааст; олим ва донишманди дини зардуштӣ; муқ. Муғ.
**Мубайян,** м, а - баён ва равшан кардашуда; ошкор; возеҳ, аён:

Қалби рақиб чанд бипӯшад ҳадиси ишқ,
Ҳар-ч он ба обгина бипӯшӣ, мубайян аст. Саъдӣ

- ниг. Мубин.

**Мубарро,** з, а - пок, холӣ аз айб, бегуноҳ.
**Мубассир,** м, а - назаркунанда, нигоҳкунанда, бинанда; кордон, мутахассис:

Мубассир чу бар мурда резад гилаш,
На бар вай , ки бар худ бисӯзад дилаш. Саъдӣ

- бинокунанда, фаҳмонанда, бобасират;
- ҷодугар, ғайбгӯ; ахтаршинос.

**Мубассира,** з, а - ниг. Мубассир.
**Мубашшар,** з - ниг. Мубашшир.
**Мубашшир,** м, а - башоратдеҳ, хабари хуш расонанда, қосиди муждаовар.
**Мубашшира,** з - ниг. Мубашшир.
**Мубодиъ,** м, а - аввал пайдокунанда; аз номҳои муборакн Худои таоло.
**Мубид,** м - ниг. Мубад .
**Мубин** (хоҷа, ҷон), м, а - ошкоркунанда, баёнгар; возеҳ ва равшанкунанда; ошкор, возеҳ, соф, равшан, пок.
**Мубина,** з - ниг, Мубин.
**Муборак** (хон,шоҳ - м; бону,ой - з), - бобаракат, ҳуҷаста, некӯ ва бахайр, баракатовар:

Меравӣ ҳаҷҷону мегӯӣ, муборак бод ид,
Ҳамчу иди мо муборак нест иди ҳеҷ кас. Ҳилолӣ

**Муборакпай** - муборакқадам, неккадам:

Магар Хизри муборакпай дарояд,
Зи юмни ҳимматаш ин раҳ сарояд. Ҳофиз

**Муборакқадам** - муборакпай, неккадам.
**Муборакниҳод,** м - аз Муборак ва Ниҳод.
**Муборакрой** - ҳамеша дар андешаи некӯӣ ва хайрия буда; аз Муборак ва Раъй.
**Мубориз,** м - ҷанговар, сарбоз, аскар; богайрат.

**Мубоҳ,** м, а - ҷоиз, раво, ҳалол.
**Мубошир,** м, а - коргузор; ба сари худ анҷомдиҳандаи кор, мутасаддии идора; машғули ягон кор:
"Ба қадри зарур дар ин умур мубошир бояд шуд". Аҳмади Дониш
**Мубтадо,** м, а - оғоз, ибтидо, саршавӣ, дар аввал воқеъ буда:
Охир, эй ҷон, аввали ҳар чизро,
Мабдаи ту, маншаи ту, мубтадо. Шамси Табрезӣ
**Муваффақ,** м, а - тавфиқёфта, комёбшуда, ба мурод расида:
Чун Фаридун музаффараш гӯянд,
Чун Сикандар муваффақаш донанд. Хоқонӣ
**Муваффақа,** з - ниг. Муваффақ.
**Муғ** - марди рӯҳонии оташпарастон (зардуштиён); оташпараст, зардуштӣ:
"Наврӯзи муғон ба панҷ рӯз бошад". Аз "Таърихи Наршахӣ";
- муаллим, устоди зардуштӣ:
Тозию порсию юнонӣ
Ёд додаш муғи дабистонӣ. Низомӣ
- маҷ. майфурӯш, соҳиби майхона:
Гаҳе ба хароботи муғон гӯша гузидем,
Гаҳе ба тамошои ҷаҳон анҷуманидем. Савдо
**Муғайяб,** а - пӯшида, пинҳон, ғоиб.
**Муғаннӣ,** м, а - сароянда ва навозанда, мутриб, ҳофиз:
Муғаннӣ соз дар айвон кашида,
Хурӯши чанг дар Кайвон кашида. Низомӣ
**Муғанния,** з - ниг. Муғаннӣ.
**Муғнӣ,** м, а - давлатмандкунанда; аз номҳои мубораки Худои таоло.
**Муғона,** з - мансуб ба Муғон.
**Мудаббир,** м, а - тадбиркунанда, ботадбир, соҳибтадбир; сардор.
**Мударрис,** м, а - дарсгӯ, дарсдиҳанда, муаллими мадраса.
**Муддассир,** м, а - ҷома дар бар пӯшида.
**Муддассира,** з - ниг. Мудассир.
**Мудоро,** м, а - бо нармӣ ва ҳусни хулқ бо касе рафтор кардан, муомилаи нек; илтифот; лутф; оштӣ ва сулҳу салоҳ ба кор бурдан:
Осоиши ду гетӣ тафсири ин ду ҳарф аст,
Бо дӯстон мурувват, бо душманон мудоро. Ҳофиз
**Мужда,** м -хабари хуш, навид.
**Муждавар** - муждабар, муждаовар, оварандаи хабари хуш:
Гуфт: Оре, буд фироқ илло сафар,
Буд бар ман бас муборак маждавар. Румӣ
**Муждаовар** - ниг. Муждавар.
**Музайяб,** м, а - зеб додашуда; аслаш Музайян аст:
Музайяб сохта сабъа самовот,
Ба даҳр афканда нури орази зот. Бадрии Кашмирӣ

**Музайян,** м, а - зебу зинат додашуда, ороста:

Музайян аст замин аз гиёҳи ранґоранг,
Шамоли боғ муаттар чу таблаи аттор. Васлй
Музайян сохт Савдо ин ғазалро,
Ба номи гавҳари волои ҳуснаш. Савдо

**Музайяна,** з - ниг. Музайян.

**Музаллаф,** а - зулфдор, кокулдор:

...Ки мезад мавҷи май гар бар сафаш саф,
Зи аксаш чеҳраи май шуд музаллаф. Нозим

**Музаффар,** м, а - зафарманд, ғолиб, фирӯз.

**Музаффар** (алй, бек, шоҳ, хон, ҷон), м - аз Музаффар ва п. м.

**Музаффара,** з - ниг. Музаффар.

**Музаффаруддин,** м - касе, ки баҳри дину оини ислом зафар меоварад.

**Музмар,** м - дар дил дошташуда, пинҳон, пӯшида.

**Музилл,** м, а - зиллатдиҳанда, хоркунанда; аз номҳои Худои таоло.

**Муиз(з)** - азизу арҷманд, боиззат; яке аз сифатҳои Худои таоло.

**Муизза, з** - ниг. Муиз.

**Муиззй,** м - тахаллуси шоирест аз шуарои мутақаддимини Эрон; таъзиткунанда; ниг. Муиз.

**Муиззиддин = Муиззуддин,** м - аз Муиз ва дин. Номи маъмули мардона.

**Муин** (бек, фар, хон, шоҳ, ҷон), м, а - ёнатрасонанда, мададгор, ёвар:

Аз барои он ки дар рӯзе чунин,
Фаҳм гирд ореду бошедам муин. Румй

- яке аз мӯҳраҳои шоҳмот, фарзин.

**Муина,** з - ниг. Муин.

**Муинуддин,** м - аз Муин ва дин.

**Муинуллоҳ,** м - аз Муин ва Оллоҳ.

**Муинулҳақ,** м - аз Муин ва Ҳақ.

**Мукаммал,** а - комил ва пурра кардашуда, ба таври комил, пурра ва дуруст кардашуда.

**Мукаммала,** з - ниг. Мукаммал.

**Мукаррам,** м, а - киромидошта, гиромй, азизу мӯҳтарам:

То навбати ғуломии он дар ба мо расид,
Ҳар ҷо ки меравем, азизу мукаррамем. Камоли Хуҷандй

**Мукаррама,** з - ниг. Мукаррам.

**Мукаррамшоҳ,** м - аз Мукаррам ва Шоҳ.

**Мукнат,** м, а - қудрат, тавоной; давлатмандй, бойгарй.

**Мукофот,** м, а - подош ва сазои амал; ҷазо:

Аз мукофоти амал ғофил машав,
Гандум аз гандум бирӯяд, ҷав зи ҷав"

**Мукрим,** м, а - соҳибкарам, бахшишкунанда; навозишкор, гиромидоранда:

Мушфике, мискиннавозе, одиле,
Мукриме, зарбахшею дарёдиле. Румй

- ниг. Мукаррам.

**Муқаддам** (бек, хон, шоҳ), м, а - пеш, собиқ, дар пеш; пешифиристода; афзал, авло, бартар; пешқадам, пешво; сардор, раис; пешрав.

**Муқаддама,** з - муаннаси Муқаддам.

**Муқаддар,** м - тақдир кардашуда, қисмат гардонидашуда; сарнавишт; ба таври қатъй ва ҳатмӣ муайян кардашуда.

**Муқаддас,** - пок ва муназзаҳ аз олоиш; гиромӣ ва азиз:

Ман кистам, ки баҳри ту ҷонро фидо кунам,
Эй сад ҳазор ҷони муқаддас фидои ту. Ҳилолӣ

**Муқаддаса,** з - муаннаси Муқаддас.

**Муқаддим**, м, а - тақдимкунандаи чизҳо; аз номҳои Худои таоло.

**Муқаннаъ,** м, а - пардапӯш, ниқобдор; лақаби Ҳаким ибни Ато, ки ба номи Ибни Муқаннаъ машҳур аст.

**Муқарраб,** м, а - наздикшуда; маҷ. ҳамсӯҳбати доимӣ, надим.

**Муқарраба,** з - ниг. Муқарраб.

**Муқбил,** м, а - соҳиби иқбол ва давлат, хушбахт:

Беҳ аз сонеъ ба гетӣ муқбиле нест,
Зи касби дастбеҳтар ҳосиле нест. Носири Хисрав

Бандаро гар назди хеш аз муқбилон хоҳӣ, равост,
Ҳар кӣ рӯ бар қиблаи иқбол дорад, муқбил аст. Камоли Хуҷандӣ

- қабулкунандаи фармони ҳақ.

**Муқбила**, а, з - муаннаси Муқбил.

**Муқбилшоҳ,** м - аз Муқбил ва Шоҳ.

**Муқдим,** м, а - иқдомкунанда, пешраванда; маҷ. далер, ҷуръатнок.

**Муқил(л),** м, а - фақир, камбизоат.

**Муқим** (бек, хон, шоҳ, ҷон), м, а - собиткунанда, устуворкунанда; доимо, мудом; иқоматкунанда, бошанда, сокин;, ҷовид; маҷ. собитқадам, устувор: Чу аз туст нафъи муқимони олам,
Ҷаҳон то муқим аст, бошад мақомат. Анварӣ

**Муқима,** з - муаннаси Муқим .

**Муқимиддин = Муқимуддин,** м - собиткунандаи дин, устуворкунандаи дин.

**Муқимой,** з - ниг. Муқим.

**Муқимӣ** - мансуб ба Муқим.

**Муқит,** м, а - тавоной ва қувватдиҳанда; аз номҳои Худои таоло.

**Муқсит,** м, а - одил; аз номҳои Худои таоло.

**Муқтадир**, м, а - соҳиби қудрат; аз номҳои Худои таоло.

**Муқтадӣ,** м, а - иқтидо ва пайравикунанда:

Офтобаш дар саховат муқтадист,
В-осмонро дар кифоят муқтадост. Шоҳин

**Муқтадо,** м, а - он кӣ ба вай пайравӣ ва иқтидо мекунанд, пешво:

"Ту олим ва донишмандӣ ва муқтадо ва пешвои мой". Авфӣ

**Муқтазӣ,** м, а - иқтизокунанда, хоҳанда, талабкунанда; мӯҷиб, боис, сабаб; шоиста, дархӯр, мутобиқ, мувофиқ; ҳоҷат, зарурат.

**Муқтазо,** м, а - тақозо кардашуда, талаб кардашуда; хостишуда, матлуб; талаб:

Неши каждум на аз паи кин аст,
Муқтазои табиаташ ин аст. Саъдӣ

**Мулкамон,** м - ҳомии мулк, паноҳи мамлакат

**Мулкбон** - соҳиби мамлакат, подшоҳ;

Мулкбононро нашояд рӯзу шаб,
Гоҳе андар хамру гоҳе дар хумор. Саъдӣ

**Мулквар** - подшоҳ; Мулкварон бар дари ту пардагӣ,
Мулк зи ту ёфта парвардагӣ. Хисрави Деҳлавӣ

**Мулкия,** з, а - шакли навозишомезовари Мулк; он чӣ дар қабза ё дар тасарруфи касе бошад; дороии ғайри нақлшаванда, кӯчонданашаванда.

**Мулло,** м, а - олими мадраса, олими дин ва шариат; пурдон, бисёрдон; босавод; аслан Мавло буда ба маънои оғо, сарвар низ меояд.

**Мулло** (абдол, абдулло(ҳ), аваз, адҳам, азиз, азим, акбар, акрам, амон, анвар, асад, асрор, аъзам, аҳмад, барот, басир, бедил, валӣ, ваҳҳоб, восеъ, воҳид, ғанӣ, ғаюр, ғозӣ, ёр, ёқуб, зиё, зокир, зоҳид, зулфиқор, зуҳур, иброҳим, кабир, карим, комил, қаландар, қанд, қобил, қодир, қурбон, латиф, мавлон, малик, маҳмад, маҳмуд, машраб, мақсуд, муруввват, мӯсо, мӯъмин, назар, назир, неъмат, нур, обид, одина, раҳим, раҳмат, раҳмон, сабур, сайид, саид, сиддиқ, содиқ, усмон, фаёз, файёз, файз, файзӣ, хоҷа, ҳасан, ҳусайн, ҳусейн, ҷалил, ҷалол, ҷамил, ҷобир, ҷон, шамс, шариф, шароф, шер, шоҳ, юнус, юсуф, яъқуб), м - аз Мулло ва п. м.

**Мулук** - ҷ. Малик; ниг. Малик.

**Мулҳим,** м, а - илҳомдиҳанда.

**Мулҳима,** з - ниг. Мулҳим.

**Мумайиз,** м, а - фарққунандаи неку бад; ботамиз, бофаросат, зирак:

Тан асту ҷон мумайиз одамиро,
К-аз ин ду ёфт бешию камиро. Носири Хисрав

**Мумайиза,** з - муаннаси Мумайиз.

**Мумайяз,** а - аз дигарон фарққунанда, имтиёз ва бартариёфта.

**Мумид(д),** м, а - мададкунанда, ёридиҳанда.

**Мумиё** - ниг. Мӯмиё.

**Мумит,** м, а - миронанда; аз номҳои Худои таоло.

**Мумтоз,** а - ҷудо кардашуда, фарқ кардашуда; имтиёзёфта аз дигарон, бартарӣ ва афзалиятдошта; интихоб кардашуда; афзал ва баргузида:

Қоматаш дар бӯстони ҳуси дидам ҷилвагар,
Дар миёни навниҳолони чаман мумтоз буд. Туғрал

- намоён, машҳур, имтиёздор.

**Мумтоза,** з - ниг. Мумтоз.

**Мунаввар** (бек, хоҷа, шоҳ,ҷон - м), а - нуронишуда, нуронӣ, пурнур; равшан:

Биё ҷоно, мунаввар кун зи рӯят маҷлиси моро,
Ки дар пешат ғазал хонему дар поят сар андозем. Ҳофиз

Ҷавонӣ тирагӣ бурд аз диёрат,
Мунаввар шуд ба пирӣ рӯзгорат. Ҷомӣ

**Мунаввара,** з - ниг. Мунаввар.
**Муназзам,** м, а - ба назму тартиб даровардашуда; ҷавоҳири ба ришта кашида, батартиб, мураттаб, пайдарпай, паиҳам.
**Муназзама,** з - ниг. Муназзам.
**Муназзаҳ,** з, а - покиза, пок, нағз, хуш, хуррам; расо.
**Муназзаҳа,** з - ниг. Муназзаҳ.
**Муназзим,** м, а - танзимгар.
**Муназзиф,** м, а - тозагар, ҷорӯбкаш.
**Мунаққӣ,** м, а - пок ва софкунанда аз олоиш; яке аз номҳои Муҳаммад (с.а.с).
**Муналӣ,** м - аз калимаи муна (хосият, сифати табиӣ) ва Алӣ иборат аст. Дорандаи хосияти Алӣ (к.)
**Мунаффас,** а - аз ғаму ғусса холӣ, хурсанд ва осуда.
**Мунаффаса,** з - ниг. Мунаффас.
**Мунбасит,** м, а - паҳншуда, густурда, паҳн; хурсанд, шод, хушу хуррам, хушҳол.
**Мунзал,** м, а - нозилшуда, аз боло ба поён фиристодашуда (аз тарафи Худо).
**Мунзим,** м - мухаффафи Муназзим.
**Мунзима,** з - ниг. Мунзим
**Мунзир,** м, а - огоҳкунанда, эҳтиёткунанда; фарсоянда, бимдиҳанда, насиҳатдиҳанда; яке аз номҳои Муҳаммад (с.а.с.).
**Мунзира,** з - ниг. Мунзир.
**Мунзиф,** м - мухаффафи Муназзиф.
**Мунзифа,** з - ниг. Мунзиф.
**Муниб** - тавбакунанда, ба Худои таоло муроҷиат кунанда.
**Муниба,** з - ниг. Муниб.
**Муним,** м - некӯкор(она), роҳатбахш, валинеъмат, соҳибэҳсон; ниг. Мунъим.
**Мунима,** з - ниг. Муним.
**Мунир,** м, а - нурдиҳанда, нуронӣ, тобон, равшан:

Наврӯзи фаррух омаду нағз омаду ҳажир,
Бо толеи саодату бо кавкаби мунир. Манучеҳрӣ
Хиҷил аз қадди расои ту бувад сарви баланд,
Мунфаил аз рухи хуби ту бувад бадри мунир. Шоҳин

- кинояи аз рӯи зебо:

Ҳусни ҷамоли моҳи мунират,
Шарманда карда шамси саборо. Ғиёсӣ

**Мунира,** з - ниг. Мунир.
**Муннс = Мӯъннс = Мӯнис,** м, а - унсгирифта;ҳамдам,ҳамсӯҳбат,дӯстӣ, наздик:

Ин чӣ ҳамдам, чӣ ҳамнишин, чӣ карин,
Ин чӣ мӯнис, чӣ ҷон, чӣ ғамхорест! Камоли Хуҷандӣ

Омадӣ, ҷону дилу дида нисорат бодо,
Чун будӣ мӯниси ҷон, хоб ҳаром аст имшаб. Махфӣ

**Муниса = Мӯъниса = Мӯниса,** з - ниг. Мунис.

**Муниф,** м,а - олӣ, баланд, бузург.

**Мунифа,** з - ниг. Муниф.

**Муно** - орзу, матлаб, ниг. Мино.

**Муносиб,** м, а - мувофиқ, лоиқ, мутобиқ.

**Муносир,** м, а - нусратдиҳанда, ёрмандирасонанда, кӯмакдиҳанда, ёвар.

**Муноҷот,** з, а - розу ниёз кардан, тавалло ва зорӣ кардан ба Худо:

Сармаст даромад аз харобот,
Бо ақли хароб дар муноҷот. Саъдӣ

- яке аз шаклҳои жанрҳо, як унсури асари бадеӣ дар адабиёти классикии тоҷик.

- номи як силсилаи машҳури оҳангу сурудҳои классикии тоҷикӣ.

**Мунсиф,** м, а - боинсоф, бовиҷдон, боадолат:

Маро зи дасти ту, гар мунсифӣ, в-агар золим,
Гурез нест, ки дил з-ин мақом баргирам. Саъдӣ

**Мунсифа,** з - ниг. Мунсиф.

**Мунтақим**, м, а - интиқомҷӯ; интиқомгиранда; аз номҳои Худои таоло.

**Мунтасир,** м, а - ғалабакунанда, музаффар, пирӯзиовар.

**Мунъим,** м, а - соҳиби неъмат, давлатманд, бой, тавонгар; неъматдиҳанда, он ки ризқу неъмат медиҳад:

Ҳаққи намаке намешиносӣ,
В-аз мунъими хеш медарозӣ. Аз "Анвори Суҳайлӣ"

**Мурид,** м - иродатманд, хоҳон, толиб; пайравикунанда, пайрав.

**Мурида,** з - ниг. Мурид.

**Мурод,** м, а - мақсуд, мақсад, объекти орзу ва талаб:

Бе азми дурусту саъйи комил,
Касро нашавад мурод ҳосил. "Ахлоқи мӯҳсинӣ"

- хоҳиш, орзу: То шудам фориғ ба истиғнои ишқ аз ҳар мурод,
Бар муроди хеш ёбам гардиши айёмро. Ҷомӣ
Хоҳанд ошиқон ду мурод аз худои хеш:
Ҳаҷр аз барои ғайру висол аз барои хеш. Ҳилолӣ

- дар таркиби номҳои мураккаб ба маънои «бо хоҳиши ин ё он шахси Муқаддас ё Авлиё ба дунё омада» ё ба мақсади «сазовори лутфу марҳамати эшон шудан», меоянд.

**Мурод** (алӣ, асил, бахт, бахш, бек, бой, зода, қобил, муҳаммад, олим, уллоҳ, хон, ҷон, шоҳ, қул) - аз Мурод ва п. м.

**Муродгул,** з - аз Мурод ва Гул.

**Муртазо** (алӣ, бек, қул,), м, а - розӣ кардашуда, қаноатманд кардашуда; хурсанд; хушнуд, писандида, баргузида; он ки барои сӯҳбат ва хидмат баргузида шудааст:

Чу дар кушоиши аҳком розият бинанд,
Зи ранҷҳо бираҳонанду муртазот кунанд. Шамси Табрезӣ
- лақаби Али ибни Абӯтолиб - домоди пайғамбар (с.а.с).

**Муртоз,** м, а - риёзаткаш, риёзаткашида; зоҳид.

**Мурувват,** м, а - мардонагӣ, ҷавонмардӣ; ҳимматбаландӣ, лутфу эҳсон; инсоф:
Мурувват набошад бадӣ бо касе,
К-аз ӯ некуӣ дида бошӣ басе. Саъдӣ

**Муршид,** м, а- ба роҳи рост (ҳақиқат) ҳидояткунанда; иршодкунанда; пир, шайх.

**Муршида,** з - ниг. Муршид.

**Мусаввар,** м, а - тасвир; нақкоши кардашуда; аксёфта; суратдор; тасаввуршуда; намоён:
Ашк меомаду мешуст зи пеши назарам,
Ҳар чӣ ҷуз нақши ту дар дида мусаввар мешуд. Камоли Хуҷандӣ
- дидашаванда, ба назар намоён; маҷ. вуҷуддошта, муҷассам; маҷ. нозанин

**Мусаввара,** з - муанниси Мусаввар

**Мусаввир,** м, а - сураткаш, суратгар, рассом, нигоранда:
Эй мусаввир, ин ҳама ҳайрони сурат нестем,
Ҳайрати ман дар камоли хомаи тасвири туст. Мушфиқӣ
- аз номҳои Худои таоло.

**Мусаввира,** з - қувваи тасаввур; тасаввур.

**Мусайяб,** м - ниг. Мусиб.

**Мусайяб** (шоҳ), м - ниг. Мусиб

**Мусаллам,** м, а - таслимшуда, таңдода:
Ту ошиқони мусаллам надидай,
Ки тег бар сару сар бандавор дар пешанд. Саъдӣ
- эмин, саломат:
Хат ба ҷаҳон даркашу беғам бизӣ,
Дур шав аз давру мусаллам бизӣ. Низомӣ
- муносиб, лоиқ, раво; муяссар; боварӣ;
- возеҳ, равшан; озод; фаҳмо.

**Мусаллама,** з - ниг. Мусаллам.

**Мусамир,** з, а - ниг. Мусмир.

**Мусаммат,** м, а - марвориди ба ришта кашидашуда; як навъи санъати шеърнависӣ.

**Мусаммир,** м - ниг. Мусмир.

**Мусаммира,** з - ниг. Мусмир.

**Мусаммо,** м, а - номидашуда, маълум.

**Мусаффо,** м - соф, равшан, бегубор; дурахшон.

**Мусаъад,** м, а- масъуд, муборак:
Хоҷа ба сони ғазанфарест, куҷо ҳаст
Бистадану доданаш ду дасти мусаъад. Манучеҳрӣ

- чакра-чакра чаконидашуда, соф, холис; гулоби мусаъад - гулоби тоза гулоби холис кардашуда:

Абри гулобрез ҳаме бар гулобдон
Бар рӯи гул гулоби мусаъад кунад ҳаме. Манучеҳрӣ

**Мусиб,** м, а - исобаткунанда, ба нишона рафта расанда; дурустгӯянда, дурусткор. Ақли ранҷур орадаш сӯи табиб,
Лек набвад дар даво ақлаш мусиб. Румӣ
- дуруст, аниқ, саҳеҳ; савобебанда; подоши некидиҳанда, атокунанда.

**Мусиба,** з - муаннаси Мусиб.

**Мусин,** м, а - солхӯрда, кӯҳансол; пир, мӯйсафед, умри дароз бинанда:

Орифе пурсид з-он пири кашиш,
Ки ту, эй хоҷа, мусинтар, ё ки риш? Румӣ

**Мусир,** м, а - бой, давлатманд, тавонгар ;

**Мусир(р)** -боисрор, исроркунанда; дар кор сахт ва устувор.

**Муслеҳ,** м, а - ислоҳкунанда, оштидиҳанда; хайрхоҳ, некӯкор; солеҳ; ба салоҳ ва накӯӣ оранда;ниг. Муслиҳ.

**Муслеҳа,** з - ниг. Муслеҳ.

**Муслим,** м, а - инқиёдкунанда, имоншуда, мусулмон; ниг. Мусулмон.

**Муслима** (бону), з - зани мусулмон, муаннаси Муслим.

**Муслимиддин,** м - аз Муслим ва дин; ниг. Муслим.

**Муслиҳ** - навовар, навкунанда, навпардоз; пазируфтаи дини ислом.

**Муслиҳа,** з - ниг. Муслиҳ.

**Муслиҳиддин,** м - навовар (навкунанда, навпардоз)-и дин.,

**Мусмир,** а - самардиҳанда, мевадор, самарбахш:

Гар нагашти ҳезум, ӯ мусмир бувад,
То абад маъмуру ҳам омир бувад. Румӣ

**Мусмира**, з - ниг. Мусмир.

Мусо, м, а - устура, поку, теғи сартарошӣ; номи пайғамбари бузурги бани Исроил; ниг. Мӯсо.

**Мусофир,** м, а - сафарӣ, сафаркунанда; меҳмон.

**Мусофиршоҳ,** м - аз Мусофир ва Шоҳ.

**Мусоҳиб,** м, а - ҳамдам, ҳамсӯҳбат; ҳамроҳ; бо касе сӯҳбат, гуфтугӯ кардан;

**Мусоҳиба,** з - муаннаси Мусоҳиб.

**Мустабсир,** м, а - соҳиббасират, бинодил, дилогоҳ.

**Мустабсира,** з - ниг. Мустабсир.

**Мустабшир,** м, а - шоду хурсанд, хабари хуш шунидан; шодмон.

**Мустабшира**, з - ниг. Мустабшир.

**Муставӣ,** м, а - тахт, ҳамвор; рост, дуруст, мустақим; солим, сиҳҳат; баробар, мусовӣ.

**Мустағнӣ,** м, а - ғайри мӯҳтоҷ, бениёз; бой, давлатманд, тавонгар, доро.

**Мустазӣ,** м, а - нурҷӯянда, рӯшноиталаб

**Мустаон,** м, а - он кӣ аз ӯ ионат (ёрӣ) металабанд, яке аз сифатҳои Худо.

**Мустафо,** м, а - баргузида (и Худо); соф кардашуда; яке аз лақабҳои Муҳаммад (с.а.с.).

**Мусулмон = Мусалмон,** м, а - пайрави дини ислом, он ки ба дини ислом эътиқод дорад:

Кофири ишқ шудан - айни мусулмон шудан аст. Ибни Ямин

Закоти лаб бидеҳ, эй номусулмон,
Ки як руки аз мусулмонӣ закот аст. Ҷомӣ

**Мусулмонқул,** м - бандаи мусулмон, хизматкори дин.

**Мусфар,** а - равшан, сафед.

**Мутаваллӣ,** м, з - сарпараст, ба сари кор бошанда; дӯстдоранда.

**Мутакаббир,** м, а - соҳиби бузургиву азамат; аз номҳои Худои таоло.

**Муталлаб,** м - ниг. Матлаб; ниг. Мутолиб.

**Мутаолӣ,** м, а - бартар аз сифоти халқ; аз номҳои Худои таоло.

**Мутолиб = Муталиб = Муталлиб = Мутталиб,** м, а - ҷӯён, ҷӯянда; талабкунанда, талабгор.

**Мутриб,** м,а - марди навозанда ва сароянда.

**Мутриба,** м, а - муаннаси Мутриб.

**Муфаррах,** м, а - фараҳманд, фараҳовар; хурсанд, шодкунанда.

**Муфарреҳ,** м, а - фараҳбахш, хурсандиовар:

Зар ба хӯрдан муфарреҳи тараб аст,
Чун нихӣ, ранҷу бимро сабаб аст. Низомӣ

- доруи қувватдиҳандаи дилу ҷигар.

**Муфид,** м, а - фоидабахш,фиоданок, нафъовар:

Ба тамъ талх чу панди падар, валек муфид,
Ба назди мубтил ботил, ба назди доно хақ. Ибни Сино

**Муфида**, з - муаннаси Муфид.

**Муфиз,** м, а - Файзбахш, ба фаровонӣ оваранда; атокунанда:

Оташ, ки бувад муфизи анвор,
Бар кӯҳи баланд дар шаби тор... Ҷомӣ

**Муфрад,** м, а - якка, танҳо, ягона, ҷудогона:

Дар доираи мулк туй нуктаи муфрад,
Раҳ нест дар ин доира ҳамтову қаринро. Муиззӣ

**Муфраза,** з, а - интихобӣ, махсус; фарзшуда.

**Мухаддара**, з, а - пардаనишин, покдоман; ниг. Муқаддара.

**Мухайяр,** м, а - бисёр хайркунанда, сахӣ, бисёр накӯ.

**Мухбир,** м, а - хабардиҳанда, пайк; маҷ. чеҳра, чунки чеҳра аз аҳволи ботин хабар диҳад. Маънои ҷосусро низ дорад.

**Мухбира**, з - ниг. Мухбир.

**Мухлис** (хон), а - ихлосманд, бериё, самимӣ, содиқ.

**Мухлиса,** з - ниг. Мухлис .

**Мухтор** (алӣ, хоча, ҷон), м, а - ихтиёр кардашуда, баргузидашуда, хуш кардашуда, писандида; соҳибихтиёр; интихобӣ:

Дар ин савдо на мухторам, на маҷбур,
Муҳаббат дорадам пайваста дар шӯр. Нозим

**Мухтора,** з -ниг. Мухтор

**Муҳаббат** (хон, шоҳ - м; бону, ой, ҷон - з) - меҳр, дӯстдорӣ, дӯстӣ, нағз дидан; ишқ:

Гар қавӣ гардад муҳаббат дар миёни дӯстон,
Лайлию Маҷнун яке Азрову Вомиқ мешавад. Ибни Ямин

- ниг. Азро ва Вомиқ

**Муҳаввис,** м, а - соҳибҳавас, ҳаваскор, орзу ва ҳавас дошта, моил:

Эй муҳаввис дар ҳавои кимиё,
Метапад набзи ту чун зайбақ* чаро. Бедил

* зайбақ ё зайбиқ, яъне симоб.

**Муҳаввиса,** з - ниг. Муҳаввис

**Муҳаддис,** м, а - достонгӯ; донандаи илми ҳадис, ҳадисдон; гӯяндаи ҳадис.

**Муҳаддиса,** ниг. Муҳаддис.

**Муҳаззаб,** а - таҳзиб кардашуда, пок аз айбу нуқсонҳо:

У муҳаззаб гашта буду омада,
Киброву нафсро гардан зада. Румӣ

- тарбиятёфта, боадиб, хушхулқ.

**Муҳаззаба,** з - ниг. Муҳаззаб.

**Муҳаззиб,** м, а - таҳзибкунанда, покизакунанда, беайбу нуқсонгардонанда; тарбиятгар, адабомӯз, мураббӣ. Ба фиросат муҳандиси адвор,
Ба диросат муҳаззиби атвор. Бедил

Муҳаззиба, з - ниг. Муҳаззиб.

Муҳайё, з, а - тайёр, омода; мавҷуд, ҳозир:

Соқию мутрибу май - ҷумла муҳайёст, вале,
Айш бе ёр муҳайё нашавад, ёр куҷост? Ҳофиз

- чеҳра, сурат.

**Муҳаймин,** м, а - нозир, нигаҳбон; дар ҳама ҷо ҳозиру нозир ва ҳофизи ҳама; меҳрубон (сифати Худо); яке аз номҳои Худо:

Ман аз диёри ҳабибам, на аз билоди рақиб,
Муҳаймино, ба рафиқони худ расон бозам. Ҳофиз

**Муҳаммад,** м, а - саллаллоҳу алайҳи ва олиҳи ва саллам; номи пайғамбари дини Ислом;

- аразандаи ҳамду сано (ситоиш, таъриф, таҳсин); машҳур, маъруф, номдор; номӣ; некӯ, дорандаи хислатҳои накӯ.

**Муҳаммад** (аваз, аёз, азиз, азим, айюб, акбар, акрам, алам, алӣ, амин, амир, амон, анбар, анвар, асад, асғар, аскар, аслам, асрор, ато, афзал, ашраф, аъзам, бако, барот, басир, басит, башир, бек, бобо, бой, бозор, боқӣ, вазир, валӣ, вафо, воиз, восит, восиф, воҳид, ғиёс, ғанӣ, ғафур, ғаффор, ғиёс, ғозӣ, ғойиб, ғуфрон, дабир, дамир, диёр, довуд, ёр, ёсин, ёқуб, замон, зарир, зариф, зиё(хон), зиёд, зиёр, зикир, зокир, зикр, зоир,

зоҳид, зоҳир, зубайд, зуҳур, зуфар, иброҳим, икром, иқбол, ирфон, иршод, ислом, исмоил, исроил, исо, исҳоқ, й, кабир, камол, карим, комил, кошиф, қайюм, қаюм, қобил, қозӣ, қодир, қосим, қурбон, қул, лазиз, латиф, лоиқ, лутф, мазид, матин, муин, муқим, мурод, мустафо, муҳсин, мӯсо, набӣ, набот, надир, назар, назир, наим, насаб, насиб, насим, начиб, ниёз, низом, нодир, нозим, нозир, носир, нусрат, обид, обод, одил, одина, одӣ, олим, ориф, осим, оқил, паноҳ, рабӣ, расул, рауф, рафеъ, рафиқ, рафӣ, раҳим, раҳмон, рачаб, рашид, рашод, ризо, розиқ, рофеъ, рӯзӣ, сабоҳ, сабур, сайид, саид, садим, салом, салоҳ, самад, самеъ, саттор, сафар, сафӣ, сафо, сахӣ, сиддиқ, сино, собир, содиқ, содир, солеҳ, соҳиб, сочиц, султон, тайиб, тоир, толиб, тоҳир, уллоҳ, умар, усмон, фаррух, фозил, хаёл, халил, холид, холиқ, хон, хоча, хӯча, ҳаёт, ҳасан, ҳодӣ, ҳоким, ҳочӣ, ҳошим, ҳусайн, ҳусейн, човид, чон, шараф, шариф, шароф, шафеъ, шер, шифо, шодӣ, шокир, шоҳ, шукр, шукур, шукӯҳ, эҳсон, юнус, юсуф, ямин, яҳё, яъқуб), м - аз Муҳаммад ва п. м.

**Муҳаммада,** з - муаннаси Муҳаммад.

**Муҳандис,** м, а - олими илми ҳисоб ва ҳандаса, нақшакаш, андозагир, масоҳатпаймо; бинокор, меъмор, маҷ. донои кор:

Аз ҳакиме кард шогирде суол,
К-эй муҳандис, кист фарзанди ҳалол? Ҷомӣ

**Муҳаррам,** м, а - моҳи аввали соли қамарии ҳиҷрӣ (ин моҳро арабҳо барои он "муҳаррам" номидаанд, ки дар он ҷанг кардан мамнӯъ буд:

Бубин ҳилолӣ муҳаррам, бихоҳ соғари роҳ,
Ки моҳи амну амон асту соли сулҳу салоҳ. Ҳофиз

- шутури ром (шуда);
- ниг. Маҳрам.

**Муҳаррама,** з - ниг. Муҳаррам.

**Муҳаррамбек,** м - аз Муҳаррам ва Бек.

**Муҳиб(б)** (ҷон), м, а - муҳаббатбаста, дӯстдор; дӯст;
- сахмнок; ҳавлангез.

**Муҳибба** (бону), з - ниг. Муҳиб.

**Муҳиббалӣ,** м - аз Муҳиб(б) ва Алӣ.

**Муҳиббиддин = Муҳибуддин,** м - аз Муҳиб(б) ва дин.

**Муҳиббуллоҳ,** м - аз Муҳиб ва Оллоҳ.

**Муҳиббуннисо,** з - аз Муҳиб ва Нисо.

**Муҳиддин,** м - зиндакунандаи дин; дурусташ - Муҳйиддин.

**Муҳйӣ,** м, а - зиндакунанда; аз номҳои Худои таоло.

**Муҳофиз,** м, а - муҳофизаткунанда, нигоҳбон; ҳифзу нигаҳдоранда.

**Муҳофиза,** з - муаннаси Муҳофиз.

**Муҳсин** - ниг. Мӯҳсин.

**Муҳсина** - ниг. Муҳсин.
**Муҷаззиб,** м, а - ҷазбкунанда, ба худ кашанда, ҷазоб; шефтагар.
**Муҷалло,** а - дурахшон, тобон, ҷилодор, сайқал додашуда.
**Муҷаммал,** а - ороста, зебу зинатёфта.
**Муҷиб = Мӯҷиб,** а - сабаб, боис; ангеза:

Ишқи туву таъба- обгинаву санг аст,
Номи накӯ дар раҳи ту муҷиби наиг аст. Камоли Хуҷандӣ

- ҷавобдиханда, ҷавобгӯянда, посухдиханда; иҷобаткунанда, иҷрокунандаи дархост; воҷиб; мӯҷиб:

Ҳосилуламр аз он суоли гариб,
Ҳеҷ касро наёфтанд муҷиб. Бедил

**Муҷиба,** з - ниг. Муҷиб.
**Муҷибалӣ,** м - иҷрокунандаи дархости Алӣ, фармонбардори Алӣ; аз Муҷиб ва Алӣ.
**Муҷибиддин,** м -хоҳиши динро иҷрокунанда; иҷрокунандаи дархости дин; аз Муҷиб ва дин.
**Муҷибуллоҳ,** м - хоҳиши Худоро иҷрокунанда; иҷрокунандаи дархости Худо
**Муҷид =** м, а - эъҷодкунанда, эҷодкор:

Туро шарм аз вуҷуде рехт бар сар,
Ки бошад муҷидаш хаккоку заргар. Низомӣ

**Муҷид(д),** м, а - ҷидду ҷаҳдкунанда, саъйкунанда; кӯшишкунанда, кӯшо:
Ҷавосисро амр дод, то дар талаби Довуд муҷид бошанд. Аз "Равзат-ус-сафо"
**Муҷида,** з - ниг. Муҷид.
**Муҷир,** м, а - дастгиранда, паноҳдиханда, ҳомӣ, дастгир, дастёр, фарёдрас:

Парда, эй саттор аз мо во магир,
Бош андар имтиҳон моро муҷир. Румӣ
Ҷун бидидаш, гуфт: Ин ҳадя бигир,
Ҷун маро гаштӣ муҷиру дастгир. Румӣ

**Муҷийр,** м, з - ниг. Муҷир
**Муҷира** - ниг. Муҷир.
**Муҷтабо,** м, з - баргузида. Яке аз номҳои Муҳаммад (с.а.с).
**Муҷтаҳид,** м, а - кӯшанда, ҷиддu ҷаҳдкунанда, кӯшо; ҳалкунандаи масъалаҳои мушкили динӣ аз рӯи муҳокамаҳои ақлӣ, дар роҳ ва асоси ҳукми Қуръон, ҳадис ва фикри аксарияти фақеҳои; олиме, ки дар улуми динӣ ба дараҷаи иҷтиҳод расидааст.
**Мушаббир,** м, а - (аз шибр - ваҷаб) - ваҷабкунанда; низ ниг. Шаббир; таҳрифи Мубашшир аст.
**Мушайяд,** м, а - боло бардоштшуда; қоматафрохта, барафрошта, сохта шуда, биноёфта; баланд:

Аз ҷуд кабо дорӣ пӯшида мушаҳҳар,
В-аз маҷд биню дорӣ бар бурда мушайяд. Рӯдакӣ

- мустаҳкам, маҳкаму устувор.

**Мушайяда,** з - муанняси Мушайяд.

**Мушарраф** (хон), м, а - шарафёфта, сарфарозгардида, сарфароз, бузург:

Ба тарчеи севўм боз о, мушарраф кун дили моро,

Бигардон ҷоми саҳборо, яке кун ҷумла дилҳоро. Шамси Табрезӣ

- ташрифоварда.

**Мушаррафа,** з - ниг. Мушарраф.

**Мушир** (бек),м - ишораткунанда, нишондиҳанда; машвараткунанда, машваратчӣ.

**Мушира,** з - ниг. Мушир.

**Мушк** - моддаи сиёҳранги хушбўе, ки дар нофи оҳуи мушк тавлид мешавад; мач. атр, хушбўй.

**Мушк** (анбар, без, бў, бўй, воз, нўш, он, она, фишон, фом), з - аз Мушк ва п.м

**Мушкафшон** - аз Мушк ва Афшон; ниг. Мушкбез.

**Мушкбед** - навъе аз бед, ки гули хушбўй дорад ва дар баҳорон занбўри асал аз гули он гизо мегирад.

**Мушкбез** - мушкафшон, хушбўидиҳанда,атрпаҳнкунанда:

Биё, соқӣ, ин май ба соғар бирез,

Ки шуд бод аз нофае мушкбез. Аз "Таърихи Фаришта"

**Мушкбор** - мушкпош, хушбўйбахш, атрбор.

**Мушкдона** - яке аз оҳангҳои сигонаи Борбад; номи мутриби машҳури даргоҳи Хисрави Парвиз: Чу баргуфтӣ навои "Мушкдона",

Зи ромиш ҷон фидо кардӣ замона. Низомӣ

**Мушкина,** з - шакли навозишомезонаи Мушк.

**Мушкинисо,** з - аз Мушк ва Нисо; ниг. Мушкӣ.

**Мушкиноз,** з - аз Мушк ва Ноз; мач. раъно, нозанин.

**Мушкинхол**- дорои холи сиёҳ:

Нигори сарвқади гульизори пистадаҳон,

Бути шакарлаби бодомчашми мушкинхол. Камоли Хучандӣ

**Мушкия,** з - шакли навозишомезонаи Мушк; ниг. Мушк.

**Мушкӣ,** з - мансуб ба Мушк; мач. муаттар; шакли мураккаби Мушкинисо.

**Мушкмўй,** з - дорои мўи сиёҳу хушбўй:

Сад аз моҳрўёни зарринкамар,

Сад аз мушкмўёни бо зебу фар. Фирдавсӣ

**Мушоҳид,** м - мушоҳидакунанда, бинанда, дидбон, шоҳид.

**Мушоҳида,** з - ниг. Мушоҳид.

**Мушриф** (иддин, уддин), м - воқеъ дар баландӣ, баландӣ; аз ҷои баланд дидбоникунанда; сармуҳосиб ва сардори девон:

В-он дигар мушрифи мамолик буд,

Божхоҳи ҳама масолик буд. Низомӣ

- нозир, назоратгар, сардор, саркор.

**Мушрифа,** з - ниг. Мушриф.
**Муштоқ,** м, а - иштиёқманд, орзуманд, шавқманд; ошиқ, ошиқи шайдо; (чизи) иштиёқ кардашуда, орзу кардашуда.
**Мушфиқ,** м, а - шафқаткунанда,меҳрубоникунанда, дилсӯз, меҳрубон:

Ман ғами ту меҳӯрам, ту ғам маҳӯр,
Бар ту ман мушфиқтарам аз сад падар. Румӣ
Нишаст он мушфиқи дерина пешам,
Давои дарду марҳамсози решам. Убайди Зоконӣ

**Мушфиқа** (бону), з - ниг. Мушфиқ.
**Мушфиқӣ,** м - дилсӯзӣ, меҳрубонӣ, шафқаткунӣ;
- тахаллуси шоири машҳури тоҷик Абдураҳмон (с. с. 1538 - 1588).
**Муъид,** м, а- дубора баргардонанда; аз номҳои Худои таоло.
**Муъизз,** м, а - иззатдиҳанда; аз номҳои Худои таоло.
**Муянсар,** м - мӯинсар; муқ, тоссар (бемӯй, кал).
**Муяссар,** м, а - осоншуда, дастрасшуда; осон, фароҳам; худодод:

Адл пеш ору муроди дили дарвеш барор,
То туро ҳар чӣ мурод аст, муяссар гардад. Аз "Ахлоқи Мӯҳсинӣ"

- маҷ. бомуваффақият, некӯаҳволӣ, сарват; бадавлат, бой
**Муяссара** (бону), з - ниг. Муяссар.
**Мӯбад,** м - ниг. Мубад.
**Мӯнис** (алӣ, бек, ҷон - м; бегим, бону, ой - з) - аз Мӯнис ва п. м.; ниг. Мунис.
**Мӯниса,** з - ниг. Мӯнис.
**Мӯсо** (бек, бой, хон, хоҷа, хӯҷа), м, а - ниг. Мусо.
**Мӯҳкам,** м, а - маҳкам, устувор; маҷ. одами пухта, ботаҷриба.
**Мӯҳкамҷон,** м - тобовар ба сахтӣ, қавӣ, сахтҷон:

Дами ӯ ҳамчу Исӣ одамҷон,
Аҳди ӯ ҳамчу Хизр мӯҳкамҷон. Саноӣ

**Мӯҳра,** з - донаи шатранҷ, нард; донаи ба ришта кашидашуда.
**Мӯҳра** (зеб, нисо, оро), з - аз Мӯҳра ва п. м.
**Мӯҳсин,** м, а - эҳсонкунанда, соҳиби хайрот, некӯикунанда, некӯкор:

Ҳамдами нодон туро нодон кунад,
Ҳамдами мӯҳсин туро эҳсон кунад. Шоҳидӣ

**Мӯҳсин** (зод, ҷон , шоҳ), м - аз Мӯҳсин ва п. м.
**Мӯҳсина** (бону), з - ниг. Мӯҳсин.
**Мӯҳсиниддин,** м - аз Мӯҳсин ва дин.
**Мӯҳсӣ,** м, а - шуморкунанда; аз номҳои Худои таоло.
**Мӯҳтадӣ,** м, а - ҳидоятшуда, ба роҳи рост рӯ оварда, роҳи ростро ёфта:

Дар шарҳи ишқ ҳар чӣ ба ҷуз май залолат аст,
Хуш он ки шуд ба шореи майхона мӯҳтадӣ. Ҷомӣ

**Мӯҳтамил,** м, а - тоқаткунанда, батоқат, сабркунанда, таҳаммул кардан; бардорандаи бор: Эй ки бе дӯст ба сар гар битавонӣ, ки барӣ,

Шояд ар мӯҳтамили бори гаронаш бошӣ. Саъдӣ

**Мўҳтарам,** м, а - соҳиби эҳтиром, он кӣ ӯро эҳтиром мекунанд; боэътибор:

Чӣ гуна хор кунад чарх он азизеро,

Ки ишқ дар ҳарами васл кард мўҳтарамаш. Фонӣ

**Мўҳтарама,** з - ниг. Мўҳтарам.

**Мўҳташам,** м, а - боҳашамат; бузург, боиқтидор, соҳиби давлату мартаба; бошукўҳ, обод; соҳиби иззату ҳурмат:

Зи каҷгўи суханро қадр кам гашт,

Касе, к-ў ростгў шуд, мўҳташам шуд. Низомӣ

**Мўҳташама,** з - ниг. Мўҳташам.

**Мўҷиб,** м - қабулкунандаи намоз (дуо); аз номҳои Худои таоло. ниг. Муҷиб.

**Мўъмин** (шоҳ,ҷон), м, а - диндор, имондор, боимон; хилофи кофар; амондиҳанда; аз номҳои Худои таоло.

**Мўъмина,** з - ниг. Мўъмин.

**Мўъинс** - ниг. Муинс.

**Мўътабар,** а - соҳиби эътибор ва обрў, боэътибор.

**Мўътабара,** з - ниг. Мўътабар.

**Мўътасим,** м - паноҳбаранда, чангзананда барои истионат; халифаи ҳаштуми аббосӣ, ки с. с. 833 - 842 ҳукмронӣ кардааст.

**Мўътӣ,** м, а - атодиҳанда; аз номҳои Худои таоло.

**Мўъҷиз,** м, а - ҳайратовар, аҷибу ғариб; кори хориқулоддае, ки баъзе анбиё ва пайғамбарон мекарданд:

Ҷон диҳад чун мўъҷизи Исо ба ҳангоми сухан,

Лаҳҷаи лаъли лаби ў мурдаи садсоларо. Туғрал

**Мўъҷиза,** з- ниг. Мўъҷиз.

**Мэлс = Мелс,** м - сарҳарфи номҳои Маркс, Энгелс, Ленин, Сталин.

## Н

**Набард,** м - ҷанг, муҳориба, разм, корзор; ҷидол; ситеза; ҷоду, сеҳр; мусобиқа.

**Набарда** - далер, ҷанговар, шуҷоъ, диловар, баҳодур, паҳлавон, ҷангӣ, мубориз.

**Набас = Набаса = Набиса** - духтарзода, писарзода; набера.

**Наббоз,** м - набзшинос.

**Набера = Набер** - фарзандзода, фарзанди фарзанд, писарзода, духтарзода; халаф, намояндаи насле, давомдиҳандаи насле:

Набера(и) ҷаҳонҷўй Гургин манам,

Ҳамон оташи тези Барзин манам. Фирдавсӣ

**Набеҳ,** м, а - ҳушёр, бедор, хабардор, огоҳ:

Ҳар яке аз дарди ғайре ғофиланд,

Ҷуз касоне, ки набеҳу оқиланд. Румӣ

- шариф, бузургвор; номовар, машҳур.

**Набеҳа**, з -ниг. Набеҳ.
**Наби** (уллоҳ, хон, қул, ҷон), м - ниг. Набӣ.
**Набид = Набиз,** м - шароби хурмо; шароб, май:

Хушо набиди горчӣ бо дӯстони якдила,
Гетӣ ба ором-андарун, маҷис ба бонгу валвала. Рӯдакӣ

**Набил,** м - бузург, корҳои бузург; наҷиб; доно, ҳушёр; некӯ,

К-аз ҷӣ меноли, эй ҷавони набил?
Гуфт: Аз ҷаври даббаву забил. Саноӣ

- фарбеҳ.

**Набила,** з - ниг. Набил.
**Набимуҳаммад,** м - аз Набӣ ва Муҳаммад.
**Набипур,** м - набизод; фарзанди Набӣ.
**Набиса,** з - ниг. Набаса.
**Набиҳ,** м, а - ниг. Набеҳ.
**Набӣ,** м, а - пайғамбар, расул, фиристодаи худо (Анбиё- ҷамъи Набӣ).
**Набо,** а - хабар, огоҳӣ, иттилоъ.
**Набот** - гиёҳ, алаф, растанӣ; неш, аломатҳои аввалин; як навъ ширинии софи булӯрмонанд, ки аз шакар пухта мешавад, шакари булӯрин, қанд:

Эй васли ту мояи ҳаётам,
Васли ту зулолу ман наботам. Шоҳин

**Набот** (асл, афзо, бахш, бегим, бону, ваш, гул, гун, гуна, ранг, тоб, фом, хонум), з - аз Набот ва п. м.
**Наботалӣ,** м - аз Набот ва Алӣ.
**Набоҳат,** з, а - наҷобат, ҷавонмардӣ; бузургӣ, шаъну шараф.
**Нав** (бахт, навбахш, бол, давлат, дил, дод, замон, зафар, кар, овар, гар, омад, рас, расҷон, расшоҳ, сафар, фал, фол, хабар, хат, ҷӯ, шод) - м - аз Нав ва п. м.
**Нав** (андӯз, ара, арда, арӯс, асл, атия, ато, атр, афзо, афзун, афрӯз, ахтар, ахд, бар, барг, бат, бахт, бахш, бахо, бахр, беҳ, бин, бол, вора, гар, гон, гун, гуна, ғазал, ғоя, дагул, давлат, дид, дида, дис, диса, дод, дода, ёб, ёд, ёр, ёфт, ёфта, завқ, замон, зеб, зеҳн, зод, иқбол, ком, кор, қалам, маҳон, моҳ, мужда, намо, нахл, ниҳол, ораз, орзу, ораста, оро, ороста, осо, осоз, охон, пазир, партав, пош, рабо, рав, разм, ранг, рас, расбону, раста, руста, сабо, самар, сарв, саф, сон, соф, тоб, тобон, фазо, файз, физо, фузун, фурӯғ, ханд, хоста, хуш, чагул, саман, ҷаҳон, ҷуста, ҷӯ, ҷӯё, шод, шода, шукӯҳ), з - аз Нав ва п. м.
**Наванд,** м - тезфаҳм, зирак:

Бишнос, ки мардест ӯ бадониш,
Фарҳангу хирад дораду наванда. Юсуфи Арӯзӣ

- тезрав, тундрав; маркаб (хар, асп, шутур);
- пайк, қосид, хабаргир, хабаровар;
- номи кӯҳе дар Эрон, ки оташкадаи маъруфи Барзин дар он воқеъ будааст:

**Набеҳа**, з - ниг. Набеҳ.
**Наби** (уллоҳ, хон, қул, ҷон), м - ниг. Набӣ.
**Набид = Набиз,** м - шароби хурмо; шароб, май:

Хушо набиди горчӣ бо дӯстони якдила,
Гетӣ ба ором-андарун, маҷнис ба бонгу валвала. Рӯдакӣ

**Набил,** м - бузург, корҳои бузург; наҷиб; доно, хушёр; некӯ;

Қ-аз чӣ менолӣ, эй ҷавони набил?
Гуфт: Аз ҷаври даббаву забил. Саноӣ

- фарбеҳ.

**Набила,** з - ниг. Набил.
**Набимуҳаммад,** м - аз Набӣ ва Муҳаммад.
**Набипур,** м - набизод; фарзанди Набӣ.
**Набиса,** з - ниг. Набаса.
**Набиҳ,** м, а - ниг. Набеҳ.
**Набӣ,** м, а - пайғамбар, расул, фиристодаи худо (Анбиё- ҷамъи Набӣ).
**Набо,** а - хабар, огоҳӣ, иттилоъ.
**Набот** - гиёҳ, алаф, растанӣ; неш, аломатҳои аввалин; як навъ ширинии софи булӯрмонанд, ки аз шакар пухта мешавад, шакари булӯрин, қанд:

Эй васли ту мояи ҳаётам,
Васли ту зулолу ман наботам. Шоҳин

**Набот** (асл, афзо, бахш, бегим, бону, ваш, гул, гун, гуна, ранг, тоб, фом, хонум), з - аз Набот ва п. м.
**Наботалӣ,** м - аз Набот ва Алӣ.
**Набоҳат,** з, а - наҷобат, ҷавонмардӣ; бузургӣ, шаъну шараф.
**Нав** (бахт, навбахш, бол, давлат, дил, дод, замон, зафар, кар, овар, гар, омад, рас, расҷон, расшоҳ, сафар, фал, фол, хабар, хат, ҷӯ, шод) - м - аз Нав ва п. м.
**Нав** (андӯз, ара, арда, арӯс, асл, атия, ато, атр, афзо, афзун, афрӯз, ахтар, аҳд, бар, барг, бат, бахт, бахш, баҳо, баҳр, беҳ, бин, бол, вора, гар, гон, гун, гуна, ғазал, ғоя, дагул, давлат, дид, дида, дис, диса, дод, дода, ёб, ёд, ёр, ёфт, ёфта, завқ, замон, зеб, зеҳн, зод, иқбол, ком, кор, қалам, маҳон, моҳ, мужда, намо, нахл, ниҳол, ораз, орзу, ораста, оро, ороста, осо, осоз, охон, пазир, партав, пош, рабо, рав, разм, ранг, рас, расбону, раста, руста, сабз, самар, сарв, саф, сон, соф, тоб, тобон, фазо, файз, физо, фузун, фурӯғ, ханд, хоста, хуш, чагул, саман, ҷаҳон, ҷуста, ҷӯ, ҷӯё, шод, шода, шукӯҳ), з - аз Нав ва п. м.
**Наванд,** м - тезфаҳм, зирак:

Бишнос, ки мардест ӯ бадониш,
Фарҳангу хирад дораду наванда. Юсуфи Арӯзӣ

- тезрав, тундрав; маркаб (хар, асп, шутур);
- пайк, қосид, хабаргир, хабаровар;
- номи кӯҳе дар Эрон, ки оташкадаи маъруфи Барзин дар он воқеъ будааст:

Ба чое, кучо номи ӯ буд Наванд.
Бад-ӯ андаруни коҳҳои баланд. Фирдавсӣ

**Наванда,** з - ниг. Наванд.
**Навард,** м - дар дастгоҳи бофандагӣ чӯбест, ки матои бофташуда ба он мепечад ва онро минвол низ мегӯянд:

Аз наварди сухан насиче чанд,
В-аз расадгоҳи фазл зиче чанд. Авҳадӣ

- печида; тӯмор, махсусан тӯмори нома ва мактуб:

Ҳар навардае, ки зи тӯмори ғамам боз кунӣ,
Ҳарфҳо бинӣ огушта ба хуни ҷигарам. Саъдӣ

- андӯхта, ҷамъомада, захира;
- писандида, лоиқ, сазовор, муносиб;
- тариқ, тавр, услуб, минвол; ниг. Набард.

**Наварда,** з - ниг. Навард; ниг. Набарда.
**Навбар** - бор ва меваи наврасида, бор ва самари тару тоза:

Дар ҷавонӣ саъй кун, гар бехалал хоҳӣ амал
Мева бенуқсон бувад, чун аз дарахти навбар аст. Ҷомӣ

- духтари нористон, духтаре, ки пистонҳояш тоза барҷаста шуда.

**Навбаҳор,** з - баҳори нав, аввали фасли баҳор; кинояи аз зани ҷавон ва хушрӯй: Фуруд омад аз тахт Соми савор.

Ба парда даромад сӯи навбаҳор. Фирдавсӣ

- номи ибодатгоҳи буддоӣ дар Балх.

**Навгул,** з - гули навшукуфта; маҷ. маҳбуба:

Ё раб, ин навгули хандон, ки супурдӣ ба манаш,
Месупорам ба ту аз чашми ҳасуди чаманаш. Ҳофиз

**Навзар,** м - номи писари Манучеҳр; "Тӯс Навзарро дар қайди салосилу ағлол (тавқҳои оҳанин) кашид". Аз "Равзат-ус-сафо".
**Навид = Навед = Нувид = Нувед** - хабари хуш, мужда, хабари умедбахш; ваъда (муждарасон, он ки хабари тозаю хуш меоварад); башорат.
**Навид** (бар, бахш, гар, дон, дӯст, ёб, зеб, овар, оро, хоҳ, ҷӯ), м - аз Навид ва п. м.
**Навида,** з - ҷунбида, ҳаракат карда, ларзида.
**Навкирон,** м - аз нав ва Кирон; ниг. Кирон.
**Навниҳол,** з - ниҳоли наврустa, навбех, навда; маҷ. насли наврас,ҷавон, барно; киноя аз Маҳбуба, маъшуқа; маҷ. дилписанд, бача, кӯдак, тифл.
**Навобахш,** м - рӯзидиҳанда, ризқдиҳанда, розиқ; киноя аз худо:

Эй ҷаҳонро зи ҳеҷ созанда,
Ҳам навобахшу ҳам навозанда. Низомӣ

**Наводир,** м - ҷ. Нодира.
**Навозода** - набера, фарзандзода, писарзода, духтарзода:

Навоинтарин шоҳи офоқ буд,
Навозодаи Айси Исҳоқ буд. Низомӣ

**Навойин,** з - зебо ва ороста; нав пайдошуда, навбаромад, тозабаромад; расму ойин нав, дини нав (чадид).
**Навол,** м, з - ато, бахшиш, ҳадя:

Гар бидоди ташнаро баҳри зулол,
Дар карам шарманда будӣ з-он навол. Румӣ

- насиб(а), баҳра:

Хабар дорӣ, ки рӯзу шаб дуранг аст,
Наволаш гаҳ шакар, гоҳе шаранг аст. Низомӣ

**Навола,** з - луқмаи хӯрок, миқдори хӯрок, ки ба касе диҳанд, хамиркулӯла, ки ба шутур диҳанд, кулӯлаи хамир.
**Навомӯз,** м - навомӯзанда, шогирд; тозакор.
**Навон,** з - хиромон; ларзон; нолон, ноланда; хамида; лоғар, заиф.
**Наврас** (чон), м -ниг. Навниҳол.
**Навраста,** з - ниг. Навниҳол.
**Навруста,** з- ниг. Навниҳол.
**Наврӯз** - рӯзи аввали соли шамсӣ,ки бо 21 - 22 март баробар меояд ва иди соли нав аст; рӯзи нав (тоза), нахустин рӯзи фарвардинмоҳ.
**Наврӯз** (алӣ, бек, бой, зод, зода, хон, хоча, хӯча, чон, шоҳ - м; бегим, бону, бибӣ, гул, моҳ, хон, ҳур - з) - аз Наврӯз ва п. м.
**Навосанч,** м - овозхон, ҳофиз, ашӯлахон; навозанда:

Навосанч аст ишқи зеру бамсоз,
К-аз ӯ ғам соз менолад, ҳам овоз. Нозим

- мач, касе, ки ба сухани мавзун қимат медиҳад, сухансанч, саррофи сухан, сухандон.
**Навошинос,** м - мутахассиси мусиқӣ, мутриб, муғаннӣ, сурудхон.
**Навшод** - номи шаҳрест, ки мардумаш ба ҳусн ва хушрӯӣ маъруф будааст.
- бути Навшод - кинояи аз маҳбуба:

Ғам кушт марову он бути Навшод наёмад,
Гунчишк бимурд аз хафа, сайёд наёмад. Хисрави Деҳлавӣ

**Навчавон = Навчувон** - хеле чавон; нав, навзод, навбунёд; тозачавон:

Ба рӯзгори чавонӣ шавад чу Шоҳин пир,
Касе, ки ошиқи он сарви навчавон шудааст. Шоҳин

**Нағз** - хуб, нек; форам; нафис; ачиб, бадеъ,нарм, латиф, чусту чобук.
**Нағзак,** м - як навъ мевае, ки дар Ҳиндустон мерӯяд ва номи дигари он анба(ҳ) аст:

Нағзаки хуш нағз куи ин бӯстон,
Нағзтарин меваи Ҳиндустон. Хисрави Деҳлавӣ

- шакли навозишии Нағз; Хубак, Некак.
**Нағзӣ** (бек, бой), м - аз Нағз ва Бек(бой); Бек(бой)-и некофар.
**Нағзон,** з - аз қабили Нағз; ч. Нағз.
**Нағма,** з, а - наво, суруд, тарона; оҳанг.
**Нағма** (андеш, афзо, бахш, бону, ваш, воло, гул, дон, дӯст, ёб, ёд, зеб, меҳр, овар, ово, оро, пош, рабо, рас, саро, сон, чӯ, шод), з - аз Нағма ва п. м.

**Нағӯла** (зеб), з - зулф, зулфи ҷингила, зулфи маъшуқ, гесу:

Нағӯла баста бар лола зи анбар,
Зи гӯш овеза карда луълуи тар. Низомӣ

**Надид** - монанд, ҳамто, назир: З-одамӣ, к-ӯ буд бемислу надид,
Дилаш иблис чуз тине надид. Румӣ

**Надим,** м, а - ҳамнишин, ҳамсӯҳбат; рафиқи наздик, маҳрам, муқарраб; касе, ки бо бузургон то андозае наздик буда, мазоҳу ҳазил карда метавонад:

Надими Сикандар ба бегоҳу гоҳ,
Муҳосиб дар аҳкоми хуршеду моҳ. Низомӣ

- ҳарифи шароб, ҳамкадаҳ, ҳампиёла.

**Надим** (бек, бой, хоҷа, хӯҷа, ҷон, шоҳ), м - аз Надим ва п. м.

**Надима** (бону), з - муаннаси Надим.

**Надир,** м - мухаффафи Нодир; ниг. Нодир.

**Надир** (алӣ, шоҳ, ҷон), м - аз Надир ва п. м.

**Надира** (моҳ), з - ниг. Надир.

**Надия,** з - мансуб ба Надӣ

**Надӣ** - шабнам; сахӣ.

**Нажод** - асл, насаб, насл; гавҳар.

**Нажод** (арҷ, бех, воло, гул, гун, дон, дор, дӯст, ёб, ёд, зеб, меҳр, нек, чеҳр, ҷӯ, ҷӯё, шод), з - аз Нажод ва п. м.

**Назар,** м, а - нигоҳ; киноя аз чашм, дида:

Шавқам ба раҳат пур шудаву мунтазири туст,
Айнак ба назар менихаму чашм ба роҳ аст. Шавкат

- мақсуд, муддао; лутфу меҳрубонӣ; ниг. Назр.

**Назар** (абдол, бек, бой, валӣ, дод, дон, дор, қосим, мавлон, маҳмад, маҳрам, мирзо, муҳаммад, рас, хон, хоҷа, худо, хӯҷа, ҷон,шоҳ), м - аз Назар ва п. м.

**Назар** (ақиқ, афзо, бар, бахт, беҳ, боз, бегим, бону, гул, гуна, гӯё, дода, дон, ёб, зебо, моҳ, намо, нек, оро, пок, рабо, рас, тоб, фусун, хуб, хуш, шод), з - аз Назар ва п. м.

**Назаралӣ,** м - аз Назар ва Алӣ.

**Назардод,** м - аз Назар ва дод.

**Назармуҳаммад,** м - аз Назар ва Муҳаммад (с.а.с).

**Наззом,** м, а - бисёр назмдиҳанда,тартибдиҳанда, ба тартибоваранда;

**Назил,** м, а - меҳмон; фурудомада, муқим; таоми бобаракат.

**Назила,** з - муаннаси Назил. -

**Назир,** м, а - бохабаркунанда, огоҳкунанда; маслиҳатдиҳанда*:

Мо ба акси он зи ғайри ҳақ хабир,
Бехабар аз ҳақ бо чандин назир. Румӣ

- шукуфон, барно, тоза, шодоб, хуррамӣ; зару сим**:
- мисл, монанд, мусовӣ, ҳамдӯш, шибеҳ***:

Мисолаш чашми аҳвал ҳам надида,
Назираш оина ҳам н-оварида. Хисрави Деҳлавӣ

- яке аз лақабҳои Муҳаммад (с.а.с.).

**Назир** (алӣ, бек, бой, валӣ, иддин, маҳмад, хоҷа, хӯҷа, хон, ҷон, шоҳ), м - аз Назир*** ва п. м.

**Назира,** з - муаннаси Назир***; навъи шеър; а - зебо, хушрӯй.

**Назира** (бону, бибӣ, гул, моҳ), з - аз Назира ва п. м.

**Назирмуҳаммад,** м - аз Назир ва Муҳаббат, огоҳкунандаи Муҳаммад.

**Назиф,** м, а - бегуноҳ, пок, покиза, ҳалол; нозук; зариф.

**Назиф** (алӣ, ҷон, шоҳ), м - аз Назиф ва п. м.

**Назифа** (бону), з - муаннаси Назиф.

**Назия,** з - пок, покиза, покдоман. Ниг. Надия

**Назм,** м, а - ба ришта кашидани гавҳар (марворид); оростан, ороиш додан; тартиб, қоида, интизом; каломи манзум ва қофиядор, шеър:

Назми Камол баста ба ҳам риштаи дур аст,
Гуфтори дигарон ҳама бар ресмон гиреҳ. **Камоли Хуҷандӣ**

**Назм** (дӯст, инисо, оро), з - аз Назм ва п. м.

**Назмиддин = Назмуддин,** м - аз Назм ва дин.

**Назмия,** з - муаннаси Назмӣ; идораи шаҳрбонӣ.

**Назмӣ,** м - мансуб ба Назм.

**Назмуннисо,** з - аз Назм ва Нисо.

**Назокат,** з, а - нозукӣ, зебоӣ, латофат, зарофат; салиқаи некӯ; риоя кардани одобу русум.

**Назокат** (шоҳ - м; бибӣ, бону, гул, ҷӯ), з - аз Назокат ва п. м.

**Назр,** м, а - ваъда ва аҳду паймони шахсони доро ва бою бадавлат, ки нияти хайру садақа кардаанд ва воҷиб будани иҷро он:

Назр кардам: гар аз ин ғам бадар оям рӯзе,
То дари майкада шодону ғазалхон биравам. **Ҳофиз**

- он чӣ касе дар роҳи худо адо кардани онро ба муносибате ният мекунад, мас. қурбонӣ, садақа, намоз ва ғ.

**Назр** (аъло, уллоҳ, хоҷа, хӯҷа - м; бибӣ, гул - з) - аз Назр ва п. м.

**Назри** (алӣ, бек, валӣ, ддин, муҳаммад, худо, хӯҷа, шоҳ, қул - м; моҳ - з) - аз Назрӣ ва п. м.

**Назриқул,** м - аз Назри ва қул.

**Назрия,** з - мансуб ба Назрӣ.

**Назрӣ** (бек, шоҳ, хоҷа, хӯҷа), м - мансуб ба Назр.

**Назруддин,** м - аз Назри ва дин.

**Назруллоҳ,** м - аз Назри ва Оллоҳ.

**Наим,** м, а - неъмат, мол; боигарӣ, тавонгарӣ; фаровонӣ:

Аз он ҷандон наими ин ҷаҳонӣ,
Ки монд аз оли Сосон в-оли Сомон. **Низомии Арӯзӣ**

- хуррамӣ, шодмонӣ, сурур; саодатмандӣ, хушгузаронӣ;"биҳишти пурнеъмат" ("ҷаннату наим"):

Орифон ҷониби наим раванд,
Ғофилон хору бехабар миранд. **Шамси Табрезӣ**

- дастрас; хоста; нарм, соф, латиф, нозук, ноз.

**Наим** (бек, бой, хон, хоҷа, ҷон), м - аз Наим ва п. м.

**Наима** (бону, гул), з - муаннаси Наим.

**Найир,** а - нурпош(анда), нурдиҳанда, равшанкунанда, равшанибахш; равшан, мунаввар, нуронӣ, зебо; Найири аъзам - киноя аз Офтоб;

- маҷ. ҷирми осмонӣ, ҳамчун ситора, Офтоб, Моҳ:

Эй ҳумои давлат, аз мо сояи худ бармагир,

Найири иқболи ту бар ҳар кӣ тобад, муқбил аст. Аз "Тазкираи Давлатшоҳ"

**Найиринисо,** з - аз Найир ва Нисо.

**Найл,** м, а - ба мақсад расидан, комёб шудан.

**Найсон** - моҳи ҳафтӯми тақвими сурёнӣ, ки ба моҳи апрел баробар меояд ва мувофиқи ривоят, гӯё аз қатраҳои борони ин моҳ ба даруни садаф марворид пайдо мешавад: Ба так жола мерехт бар кӯҳу дашт,

Ту гуфтӣ магар абри найсон гузашт. Саъдӣ

- борони моҳи найсон: Ба бӯстони давлат чу найсон расид,

Яке ғунча аз боғи хандон расид. Шодӣ

- беморон ба нияти шифо ёфтан қатраҳои борони ин моҳро ҷамъ карда, дам андохта мехӯранд.

**Накубахт,** м - хушбахт;ниг. Накӯбахт.

**Накузод = Накӯзод** - хушзод; наҷиб: Гирифтанд фарзона Беҳзодро,

Дигар раҳ Ҳумои накӯзодро. Ҳоҷу

**Накукор = Накӯкор = Некӯкор** - касе, ки кори хуб мекунад:

Накӯкор бо чеҳраи зишту тор,

Фаровон беҳ аз накӯи зишткор. Асадӣ

**Накуманзар = Накӯманзар** - хушрӯй, зебо, ҳусну ҷамол:

Ду покизапайкар чу ҳуру парӣ,

Чу хуршеду моҳ аз накӯманзарӣ. Саъдӣ

**Накумард = Накӯмард,** м - некмард, одами хуб:

Накӯмард аз гуфти хуб асту хӯй,

Чу шох аз гулу мева бошад накӯй. Асадӣ

**Накуном = Накӯном** - нексом, касе, ки ӯро бо некӣ ном мебаранд:

Зиндаи ҷовид монд ҳар кӣ накӯном зист,

К-аз ақибаш зикри хайр зинда кунад номро. Саъдӣ

**Накуру(й) = Накӯрӯ(й),** з - хушрӯ, зеборӯй, зебо, соҳибҷамол:

Аё некӯтар аз умру ҷавонӣ,

Накӯрӯро накӯ кирдор бояд. Саноӣ

Накӯрӯ, ки зевар набандад ба дӯш,

Басе беҳтар аз зишти пероянӯш. Хисрави Деҳлавӣ

**Накӯ** (адаб, азал, азм, ақл, амал, андеш, андом, анҷом, асл, бахт, бахш, бин, варз, гар, гуфтор, гӯй, дид, дил, дод, дон, дуо, зод, зода, кирдор, кор, лафз, мард, насаб, насиб, ниҳод, нишон, ном, ово, пай, паймон, панд, пеша, рав, рой, рӯз, рӯй, сират, сияр, сухан, табиат, табъ, талаб, тинат,

толеъ, фазл, файз, фар, фол, хат, хоҳ, хӯй, ҷавоб, ҷавшан, шоҳ,), м - аз Накӯ ва п. м.

**Накӯ** (бахт, ванд, вар, васф, вафо, ваш, вора, гар, ёб, ёд, ёр, зод, лафз, лутф, манд, маҳ, меҳр, моҳ, моя, мужда, набид, наво, намо, нигор, ноз, ном, ранг, рой, рӯй, сират, хоҳ, чаман, чашм, чеҳра, ҷабин, ҷӯ, ҷӯё, шеър), з - аз Накӯ ва п. м.

**Накӯбин** - касе, ки танҳо хубӣ ва некиро мебинад; хушбин.

**Накӯфар = Накӯофар** - касе, ки некӣ меофарад; ниг. Некофар.

**Накӯхоҳ = Накухоҳ** - хайрхоҳ, дӯст, некандеш.

Ба назди ман он кас накӯхоҳи туст,
Ки гӯяд фалон чоҳ дар назди туст. Саъдӣ
Беҳин коре, ки андар зиндагонист,
Накӯхоҳӣ, ба кас роҳатрасонист. Носири Хисрав

**Накҳат,** з, а - бӯи хуш, хушбӯӣ:

Накҳати анбари соро ҳама олам гирифт,
То сабо шона зад он турраи анбарсоро. Ҷомӣ
Омад баҳору накҳати гулҳо,
Бурун оварад ғусса зи дилҳо. Я. Шукрӣ

**Нақдия,** з, а - аз нақд - (пули) мавҷуда.

**Нақиб** (ҷон), м, а - раис ё вакили қабила, сардори қавм; сардор, раҳбар, раис

**Нақиба,** з - ниг. Нақиб.

**Нақибхон,** м- номи шоири маъруфи халқи тоҷик Нақибхон Тӯғрал (асри Х1Х - ХХ).

**Нақӣ** (абрӯ, андом, рӯй, чеҳра), з - аз Нақӣ ва п. м.

**Нақӣ,** м - пок, покиза, тоза: Ҳадди ман ин буд, кардам ман, лаим,
З-он суви ҳадро нақӣ кун, эй карим. Румӣ

**Наққош,** м - рассом, суратгар, мусаввир; ҳаккок, кандакор; наққоши азал - киноя аз Худо.

**Нақш,** а - расм, сурат, тасвир; маҷ. асар:

Ғараз нақшест, ки к-аз мо бозмонад,
Ки ҳастиро намебинам бақое. Саъдӣ

- хатнависӣ, навиштан; лоиҳа, тарҳ; маҷ. толеъ, бахт, сарнавишт:

Агар некаму гар бадам дар сиришт,
Қазои ту ин нақш бар ман набишт. Низомӣ

- намуна, намуд, тимсол, шакл, тарз.

**Нақш** (афзо, аъло, беҳ, бин, бону, воло, гун, гуна, дод, дон, ин, ина, она, оро, перо, рабо, соф, тоб, хуш), з - Аз Нақш ва п. м.

**Налм** - хуб, зебо, хушрӯй.

**Намийр** - оби хушгувор ва ширин.

**Намир,** м - ниг. Намр.

**Намоён** - барҷаста, ҳувайдо, намудор; ошкор; равшан.

**Намоз,** м - дуо, ибодат ва арзи ҳоҷату ниёз ба худо, ки аз рӯи шариати ислом

дар як шабонарӯз панҷ маротиба адо карда мешавад; маҷ. дархост.

**Намозалӣ,** м - аз Намоз ва Алӣ.

**Намозӣ,** м - пок, ноолуда, тоза:

Мадеҳ чун булҳавас дар сина ҷо ишқи маҷозиро,
Макун бо маъсият олуда домони намозиро. Сайидо

**Намр,** м - паланг, юзпаланг.

**Намруд,** м - номи ҳокими шаҳри Бобул дар замони Иброҳим (а). Ӯ барои сӯзондани Иброҳими Халилуллоҳ оташе афрӯхта буд, ки бо номи "оташи Намруд" маъмул аст ва ба амри илоҳӣ он оташ ба гулистон мубаддал шуда, Иброҳим (а) аз он саломат берун омад; унвони подшоҳони Килда.

**Нана,** з - модар; модаркалон, бибӣ; хидматтори зан.

**Наргис,** з - номи гиёҳи пиёзбехи хурду нозук, ки гулҳои хушбӯи сафед ё зард дорад; маҷ. чашмони сиёҳи шаҳло, сиёҳчашм; чашми маҳбуба.

Чун шуда сер наргиси ту зи хоб,
Гули рӯи ту шустаам ба гулоб. Ҷомӣ

**Наргиса,** з - ниг. Наргис; қуббае, ки аз санг ё чӯб ё устухони оҷ сохта, бар сақфи иморат ва дарвозаҳо мегузоранд ва бар гирди он гулҳо мешиноннд;
- гуле, ки аз оҷ ё устухон ба шакли наргис сохта шудааст; Наргисак низ гӯянд;
- наргисдон; Парвин, Сурайё.

**Наргисин,** з - наргисмонанд, мисли наргис:

Ба ду чашми наргисинат, ба ду зулфи анбаринат,
Ба ду лаъли шаккаринат, ки касоди шаккар омад. Шамси Табрезӣ

**Нарзибек,** м - ниг. Назрибек.

**Нарзиқул,** м - ниг. Назриқул.

**Нарзия,** з - дурусташ - ниг. Назрия.

**Нарзӣ,** м - шакли таҳрифшуда, вале маъмули Назрӣ.

**Нарзуллоҳ,** м - шакли таҳрифшуда, вале маъмули Назруллоҳ.

**Наримон,** м - мард(она), ҷасур(она), далер(она), диловар(она); марди қудратманд;
- номи бобои Рустам, падари Сом.

**Нармдил,** м - одами мулоим ва беозор; раҳмдил, раҳим.

**Насаб,** а - насл, нажод; хонадон, силсила.

**Насаб** (арҷ, асил, аъло, беҳ, дон, дӯст, ёд, зеб, оро, пазир, пок, соф, тобон, хуб, хуш, ҷӯ, шод - з; дон, дор, султон, хуш - м) - аз Насаб ва п. м.

**Насаф(ат),** м - инсоф, адолат, дод, адл.

**Насеҳ,** м, а - панддиҳанда, насиҳатгар; ниг. Носеҳ.

**Насиб,** м, а - олинажод, соҳиби нажод; баҳра, ҳисса; қисмат, сарнавишт, бахт, иқбол, толеъ:

Кунун ба оби маи лаъл хирқа мешӯям,
Насибаи азал аз худ наметавон андохт. Ҳофиз

- шеъри латиф барои занон; муносиб, шоиста; хешованд.

**Насиба** (бону, моҳ), з - ниг. Насиб.
**Насибалӣ**, м - аз Насиб ва Алӣ.
**Насибуллоҳ**, м - аз Насиб ва Оллоҳ.
**Насим** (хон,чон), м, а - боди форам, шамоли форами саҳаргоҳӣ, боди нарм:

Бӯи гулро мебарад аз боғ пинҳонӣ насим,
Боғбон пай бурдааст: ин кори дузди ошиност. Сайидо

- атр, бӯи хуш, хушбӯй, муаттар:

Ба гарди ӯ нарасад хасм дар ҳунар ҳаргиз.
Насими уд кай ояд зи бехи уштургоз. Ибни Ямин

**Насим** (бахш, гул, зеб), з - аз Насим ва п. м.
**Насима** (бахш, бону, гул), з - аз Насима ва п. м.; ниг. Насим.
**Насир**, м, а - ёридиҳанда, мададкор, ғолиб, фотеҳ; рафиқ, дӯст; ниг. Нусрат.

Кунун душманон гар баранდам асир,
Набошад касе аз дӯстонам насир. Саъдӣ

**Насиралӣ**, м - аз Насир ва Алӣ.
**Насиралишоҳ**, м - аз Насиралӣ ва Шоҳ.
**Насириддин = Насируддин**, м - ёвар (ёридиҳанда)-и дин; ғалабаи дин; ниг. Насир.
**Насиф**, м - чодари нодӯхта; ними ҳар чиз, ним, нима; ходим.
**Насиҳ**, м - ниг. Носеҳ; ниг. Насеҳ.
**Насоро**, м - ҷ. насронӣ, масеҳиён, пайравони дини масеҳӣ.
**Наср** - ёрӣ, мадад; ғалаба, пирӯзӣ; ёрикунанда, маҳорат; ниг. Нусрат.
**Насриддин**, м - ниг. Насириддин.
**Насрин** - номи як гули сафеди хушбӯи хурд, ки онро гули мушкин низ гӯянд:

Дида шикебад зи тамошои боғ,
Бе гулу насрин ба сар омад димоғ. Саъдӣ

- ниг. Настаран.

**Насрин** (бону, ваш, гул, духт, нисо, моҳ, нӯш, овар, оро, парӣ, рабо, рез, рух, рӯй, сон, тоб, фов, фузун, хоҳ, хуш, чашм, ҷӯ), з - аз Насрин ва п. м.
**Насрия**, з - шакли навоишонаи Насрӣ.
**Насрӣ**, м - мансуб ба Наср.
**Насруллоҳ**, м - аз Наср ва Оллоҳ.
**Настар**, з - ниг. Настаран.
**Настаран = Насрин** - номи гули хурди хушбӯи зебо, ки сафед ё сурх буда, дар шохаҳо ғуҷум - ғуҷум кушода мешавад:

Настаран аз шох даруфтад нагуи,
Хушк шавад дар ҷигари лола хуи. Хисрави Деҳлавӣ

**Наум**, м - аз Наъум - шутур, гов ё гусфанд, ки инъом мешавад; нарм, мулоим.
**Насуҳ** - ниг. Носеҳ.
**Насуҳиддин**, м - аз Насуҳ ва дин. ниг. Насеҳ.
**Натиҷа** (бахш, бону, гул, моҳ), з,а - ҳосил, самара.
**Нафас** (бек, бой, шоҳ), м - дам, ҳавое, ки одам ба роҳи даҳон ё бинӣ ба

худ мекашад ва берун меоварад; маҷ. Ҳаёт, зиндагӣ, Умр, рӯҳ, ҷон.
**Нафис,** а - латиф, нозук; писандида, марғуб; гаронбаҳо.
**Нафиса,** з - ниг. Нафис; чизи нафиси қимати камёб.
**Нафиса** (бону, гул, гун, моҳ), з - аз Нафис ва п. м.
**Нафосат** - нозукӣ, латифӣ, латофат; хубӣ, писандидагӣ.
**Нахдия** - таҳрифи Накдия.
**Нахид,** з - ниг. Анаҳида.
**Нахтут** - ниҳоли тут, нахи тут.
**Наҳзат = Неҳзат,** а - бедоршавӣ ҷунбиш, ҳаракат, қиём.
**Наҷаф,** м, а - талу пушта; номи шаҳрест дар Ироқ, ки ҷон дафни ҳазрати Алӣ (к.) мебошад; шеҳнаи Наҷаф - лақаби Алӣ (к), ки домоди Муҳаммад (с.а.с) буд:

Ҳофиз, агар қадам занӣ дар раҳи хонадон ба сидқ,
Бадрақаи раҳат шавад ҳиммати шеҳнаи Наҷаф. Ҳофиз

- т- ф: саҷдакунанда дар назди мазори Алӣ(к.).
- мухтасари истилоҳи " Дур-ул-наҷаф" - булӯр; ба маънои чароғҳо низ меояд.

**Наҷиб,** м, а - шариф, асил; оқил ва боистеъдод; бузургвор:

Бехирадонро рози наҷибон чӣ ноз,
Ҳар чӣ кунад бо шутурон по дароз. Хисрави Деҳлавӣ

**Наҷиб** (алӣ, уллоҳ, хон, хусайн, хусейн, ҷон, шоҳ- м; моҳ - з) - аз Наҷиб ва п. м.
**Наҷиба** (бону, гул, моҳ), з - ниг. Наҷиб.
**Наҷибуддин,** м - аз Наҷиб ва дин.
**Наҷим,** м - номи ситора; номи гиёҳе; ниг. Наҷм.
**Наҷима,** з - шакли навочишии Наҷим.
**Наҷим** (уллоҳ, хоҷа, шоҳ), м - аз Наҷим ва п. м.
**Наҷӣ,** м, а - дӯсти самимӣ; ҳамсир, ҳамроз:

Гашт номи он дарида-фараҷӣ *
Он лақаб шуд фош аз он марди наҷӣ. Румӣ

- сир, роз, чизи пинҳонӣ.

*фараҷӣ - пӯшоки рӯи ҳамчун яктак, ки сӯфиён мепӯшанд.

**Наҷм,** м, а - ситора; ҷирми осмонӣ (кайҳон):

Наҷм андар регу дарё раҳнамост,
Чашм андар наҷм нех, к-ӯ муқтадост. Румӣ

- гиёҳ; бутта.

**Наҷмиддин = Наҷмуддин,** м - аз Наҷм ва дин.
**Наҷминисо = Наҷмуннисо,** з - аз Наҷм ва Нисо.
**Наҷмия,** з - мансуб ба Наҷм.
**Наҷмӣ,** м -шакли ихтисоргардидаи Наҷмиддин; мансуб ба Наҷм.
**Наҷмон,** м - ҷ. Наҷм.
**Наҷобат** (бону, гул), з, а - бузургворӣ, покии нажод.

**Наҷот,** а - халосӣ, раҳоӣ, халосшавӣ, раҳоёбӣ:

Гами ишқи ту аз ғамҳо наҷот аст,
Маро хоки дарат оби ҳаёт аст. Анварӣ

**Наҷот** (бахш, деҳ, хоҳ) - аз Наҷот ва п. м.

**Наҷоҳ,** м, а - росткорӣ; пирӯзӣ; комёбӣ, муваффақият:

Зи чини зулфи камандат касе наёфт халос,
Аз он камончаи абрӯву тири чашм наҷоҳ. Ҳофиз

**Наъмон,** м -ниг. Нӯъмон.

**Нев,** м -ҷавон; далер, шуҷоъ, паҳлавон, диловар:

Ҳамеронд дар пеш бо Тӯси Гев,
Пас-андар парастандаи чанд нев. Фирдавсӣ

- нов, новдон.

**Нев** (банд, вор, зар, зод, зор, манд, ҳурмуз), м - аз Нев ва п. м.

**Нек** - хуб, нағз, хуш; бахайр, бафоида, басалоҳ; одами хуб; ба хубӣ, ба дурустӣ; некӣ, хубӣ, нағзӣ.

**Нек** (абно, адаб, азм, асар, афрӯз, бахш, бин, варз, далел, даст, дид, дод, дода, дон, дор, дуо, зода, иқдом, ирода, мард, маниш, намо, нафас, ниҳод, нишон, ният, овар, овард, ово, пайванд, паймон,панд, пеша, рав, рафтор, сало, табиат, талаб, тинат, фан, фар, фарҷом, фол, фом, хислат, хоҳ), м - аз Нек ва п. м.

**Нек** (абно, адаб, азм, амал, асар, афрӯз, бар, бахш, бону, бин, варз, гуфтор, даст, дид, дода, дон, дор, духт, ёб, ёр, зан, зод, зода, иқдом, ирода, лико, намо, нафас, ниҳод, нишон, ният, ноз, овар, овард, пайванд, паймон, пеша, рав, раста, рафтор, руста, рух, руха, рухсор, рӯ, рӯй, рӯза, саодат, соз, сон, сор, табиат, табор, талаб, тан, тинат, фан, фарҷом, фол, фом, фурӯғ, фурӯз, хислат, хоста, хоҳ, хӯ, чеҳр, чеҳра, ҷабин, ҷода, ҷон), з - аз Нек ва п. м.

**Некабрӯ,** з - аз Нек ва Абрӯ; маҷ. ситорагарм.

**Некандеш** - хайрхоҳ:

Ман, ки ҷо кардам ба дил он кофири бадкешро,
Гӯш кардан кай тавонам қавли некандешро. Ҷомӣ

**Некандом** - хушрӯй, зебо; дилкаш, ситорагарм.

**Некан ҷом** - он кӣ кор ва зиндагониаш ба некӣ анҷом меёбад, хушоқибат.

**Некахтар** - хушбахт, саодатманд, бахт(и)ёр:

Зи ҳар нақше, ки ӯро омади пеш,
Ба некахтар задӣ фоли дили хеш. Низомӣ

**Некбахт** - хушбахт, хуштолеъ, саодатманд, масъуд:

Некбахт он касе, ки доду бихӯрд,
Шӯрбахт он, ки ӯ нахӯрду надод. Рӯдакӣ

**Некбин** - некандеш, неқназар, хушбин, хайрхоҳ.

**Некдил,** м - хайрхоҳ; некхӯ, нектабиат:

Ба Кайвон расидам зи хоки нажанд,
Аз он некдил номдор арҷманд. Фирдавсӣ

**Наҷот,** а - халосӣ, раҳоӣ, халосшавӣ, раҳоёбӣ:

Ғами ишқи ту аз ғамҳо наҷот аст,
Маро хоки дарат оби ҳаёт аст. Анварӣ

**Наҷот** (бахш, деҳ, хоҳ) - аз Наҷот ва п. м.

**Наҷоҳ,** м, а - росткорӣ; пирӯзӣ; комёбӣ, муваффақият:

Зи чини зулфи камандат касе наёфт халос,
Аз он камонча абрӯву тири чашм наҷоҳ. Ҳофиз

**Наъмон,** м - ниг. Нӯъмон.

**Нев,** м -ҷавон; далер, шуҷоъ, паҳлавон, диловар:

Ҳамеронд дар пеш бо Тӯси Гев,
Пас-андар парастандаи чанд нев. Фирдавсӣ

- нов, новдон.

**Нев** (банд, вор, зар, зод, зор, манд, ҳурмуз), м - аз Нев ва п. м.

**Нек** - хуб, нағз, хуш; бахайр, бафоида, басалоҳ; одами хуб; ба хубӣ, ба дурустӣ; некӣ, хубӣ, нағзӣ.

**Нек** (абно, адаб, азм, асар, афрӯз, бахш, бин, варз, далел, даст, дид, дод, дода, дон, дор, дуо, зода, иқдом, ирода, мард, маниш, намо, нафас, ниҳод, нишон, ният, овар, овард, ово, пайванд, паймон,панд, пеша, рав, рафтор, сало, табиат, талаб, тинат, фан, фар, фарҷом, фол, фом, хислат, хоҳ), м - аз Нек ва п. м.

**Нек** (абно, адаб, азм, амал, асар, афрӯз, бар, бахш, бону, бун, варз, гуфтор, даст, дид, дода, дон, дор, духт, ёб, ёр, зан, зод, зода, иқдом, ирода, лиқо, намо, нафас, ниҳод, нишон, ният, ноз, овар, овард, пайванд, паймон, пеша, рав, раста, рафтор, руста, рух, руха, рухсор, рӯ, рӯй, рӯза, саодат, соз, сон, сор, табиат, табор, талаб, тан, тинат, фан, фарҷом, фол, фом, фурӯғ, фурӯз, хислат, хоста, хоҳ, хӯ, чеҳр, чеҳра, ҷабин, ҷода, ҷон), з - аз Нек ва п. м.

**Некабрӯ,** з - аз Нек ва Абрӯ; маҷ. ситорагарм.

**Некандеш** - хайрхоҳ:

Ман, ки ҷо кардам ба дил он кофири бадкешро,
Гӯш кардан кай тавонам қавли некандешро. Ҷомӣ

**Некандом** - хушрӯй, зебо; дилкаш, ситорагарм.

**Неканҷом** - он кӣ кор ва зиндагониаш ба некӣ анҷом меёбад, хушоқибат.

**Некахтар** - хушбахт, саодатманд, бахт(и)ёр:

Зи ҳар нақше, ки ӯро омади пеш,
Ба некахтар задӣ фоли дили хеш. Низомӣ

**Некбахт** - хушбахт, хушталеъ, саодатманд, масъуд:

Некбахт он касе, ки доду бихӯрд,
Шӯрбахт он, ки ӯ нахӯрду нанод. Рӯдакӣ

**Некбин** - некандеш, неknазар, хушбин, хайрхоҳ.

**Некдил,** м - хайрхоҳ; некхӯ, нектабиат:

Ба Кайвон расидам зи хоки нажанд,
Аз он некдил номдор арҷманд. Фирдавсӣ

**Некзод,** м - асилзода, некзот.
**Неккадам,** м - аз Нек ва Қадам; касе, ки қадами нек ва муборак дорад.
**Некмаҳзар,** м - хушхӯ, некхтабиат, хушхулқ:

Бари некмаҳзар фиристод кас,
Дари тавба кӯбон, ки фарёд рас. Саъдӣ

**Некмирзо,** м - аз Нек ва Мирзо.
**Некмурод,** м - Аз Нек ва Мурод.
**Некназар,** м - ниг. Некбин ва Некдил.
**Некнисо,** з - аз Нек ва Нисо.
**Некном** - касе, ки номаш ба некӣ ва бузургӣ машҳур бошад:

Ҳама некиат бояд огоз кард,
Чу бо некномон бувӣ ҳамнавард. Фирдавсӣ

- ниг. Наҷиб.

**Некоро,** з - сарчашмаи некиҳо.
**Некофар,** з - офаридаи некӣ, хайрхоҳ, сахӣ.
**Некофарин,** з - ниг. Некофар.
**Некпай** - хушқадам, неккадам, хушбахт, хушталеъ, саодатманд:

Ба эрониён гуфт, к-имшаб ба май,
Яке ахтаре афканам некпай. Фирдавсӣ

**Некрой,** м - некандеш, некақида, некфикр, некраъй, хайрхоҳ; дӯст; касе, ки фикру андешаи вай дуруст ва бомаслиҳат бошад.
**Некрӯ(й)** - хушрӯй, зебо.
**Некрӯз** - хушбахт, саодатманд, он кӣ рӯзгори ӯ хуш мегузарад.
**Некснмо,** з - ниг. Некрӯ(й).
**Некснрат,** м - некахлоқ, некхӯ, некхтабиат.
**Некснришт,** м - касе, ки табиат (асос ва моли табъу табиат, хулқу хӯй, сифат ва вуҷуд)-и некро дорост.
**Нектолеъ,** м - хушбахт; бахтиёр.
**Некӯ** (ақл, вон, дил, кор, ниҳод, рав, равиш, сират, сухан, тинат, фар, хисол, чавоб), з - аз Некӯ ва п. м.
**Некхоҳ** - хайрхоҳ, некандеш, дӯст, некраъй:

Ҳамеша некхоҳи мардумон бош,
Ба некӣ кӯш в-он гаҳ дар амон бош! Носири Хисрав

**Некчеҳра,** з - ниг. Некснмо
**Нерӯ** - қувват, зӯр, қудрат, имконият:

Зи нерӯи иқболу некии ҳол,
Ба эъло маротиб расидаш камол. Садри Зиё

**Неъмат,** м- он чӣ дар рӯзгор ва зиндагӣ бакор меравад, ризқу рӯзӣ; мол, сарват, бонгарӣ; бахшоиш, кароматм, лутф, эҳсон, икром; осоиш, осудаҳолӣ; бахра.
**Неъмат** (бахш, бек, зода, хон, хоҷа, хӯҷа, чон, шоҳ - м; бахш, бону, бибӣ, ой - з), м - аз Неъмат ва п. м.

**Начот,** а - халосй, раҳой, халосшавй, раҳоёбй:

Гами ишқи ту аз ғамҳо начот аст,
Маро хоки дарат оби ҳаёт аст. Анварй

**Начот** (бахш, дех, хон) - аз Начот ва п. м.

**Начоҳ,** м, а - росткорй; пирўзй; комёбй, муваффақият:

Зи чини зулфи камандат касе наёфт халос,
Аз он камончаи абрўву тири чашм начоҳ. Ҳофиз

**Наъмон,** м - ниг. Нўъмон.

**Нев,** м -чавон; далер, шучоъ, паҳлавон, диловар:

Ҳамеронд дар пеш бо Тўси Гев,
Пас-андар парастандаи чанд нев. Фирдавсй

- нов, новдон.

**Нев** (банд, вор, зар, зод, зор, манд, ҳурмуз), м - аз Нев ва п. м.

**Нек** - хуб, нағз, хуш; бахайр, бафоида, басалоҳ; одами хуб; ба хубй, ба дурустй; некй, хубй, нағзй.

**Нек** (абно, адаб, азм, асар, афрўз, бахш, бин, варз, далел, даст, дид, дод, дода, дон, дор, дуо, зода, иқдом, ирода, мард, маниш, намо, нафас, ниҳод, нишон, ният, овар, овард, ово, пайванд, паймон,панд, пеша, рав, рафтор, сало, табиат, талаб, тинат, фан, фар, фарчом, фол, фом, хислат, хоҳ), м - аз Нек ва п. м.

**Нек** (абно, адаб, азм, амал, асар, афрўз, бар, бахш, бону, бун, варз, гуфтор, даст, дид, дода, дон, дор, духт, ёб, ёр, зан, зод, зода, иқдом, ирода, лиқо, намо, нафас, ниҳод, нишон, ният, ноз, овар, овард, пайванд, паймон, пеша, рав, раста, рафтор, руста, рух, руха, рухсор, рў, рўй, рўза, саодат, соз, сон, сор, табиат, табор, талаб, тан, тинат, фан, фарчом, фол, фом, фурўғ, фурўз, хислат, хоста, хоҳ, хў, чеҳр, чеҳра, чабин, чода, чон), з - аз Нек ва п. м.

**Некабрў,** з - аз Нек ва Абрў; мач. ситорагарм.

**Некандеш** - хайрхоҳ:

Ман, ки чо кардам ба дил он кофири бадкешро,
Гўш кардан кай тавонам қавли некандешро. Чомй

**Некандом** - хушрўй, зебо; дилкаш, ситорагарм.

**Неканчом** - он кй кор ва зиндагониаш ба некй анчом меёбад, хушоқибат.

**Некахтар** - хушбахт, саодатманд, бахт(и)ёр:

Зи ҳар нақше, ки ўро омади пеш,
Ба некахтар задй фоли дили хеш. Низомй

**Некбахт** - хушбахт, хуштолеъ, саодатманд, масъуд:

Некбахт он касе, ки доду бихўрд,
Шўрбахт он, ки ў нахўрду надод. Рўдакй

**Некбин** - некандеш, неконазар, хушбин, хайрхоҳ.

**Некдил,** м - хайрхоҳ; некхў, нектабиат:

Ба Кайвон расидам зи хоки нажанд,
Аз он некдил номдор арчманд. Фирдавсй

**Некзод,** м - асилзода, некзот.
**Неккадам,** м - аз Нек ва Кадам; касе, ки кадами нек ва муборак дорад.
**Некмаҳзар,** м - хушхӯ, некотабиат, хушхулқ:

Бари некмаҳзар фиристод кас,
Дари тавба кӯбон, ки фарёд рас. Саъдӣ

**Некмирзо,** м - аз Нек ва Мирзо.
**Некмурод,** м - Аз Нек ва Мурод.
**Некназар,** м - ниг. Некбин ва Некдил.
**Некнисо,** з - аз Нек ва Нисо.
**Некном** - касе, ки номаш ба некӣ ва бузургӣ машҳур бошад:

Ҳама некиат бояд оғоз кард,
Чу бо некномон бувӣ ҳамнавард. Фирдавсӣ

- ниг. Наҷиб.

**Некоро,** з - сарчашмаи некиҳо.
**Некофар,** з - офаридаи некӣ, хайрхоҳ, сахӣ.
**Некофарин,** з - ниг. Некофар.
**Некпай** - хушкадам, неккадам, хушбахт, хуштолеъ, саодатманд:

Ба эрониён гуфт, к-имшаб ба май,
Якс ахтаре афканам некпай. Фирдавсӣ

**Некрой,** м - некандеш, некақида, некфикр, некраъй, хайрхоҳ; дӯст; касе, ки фикру андешаи вай дуруст ва бомаслиҳат бошад.
**Некрӯ(й)** - хушрӯй, зебо.
**Некрӯз** - хушбахт, саодатманд, он кӣ рӯзгори ӯ хуш мегузарад.
**Некнимо,** з - ниг. Некрӯ(й).
**Некнират,** м - некахлоқ, некхӯ, некотабиат.
**Некнириншт,** м - касе, ки табиат (асос ва моян табъу табиат, хулқу хӯй, сифат ва вуҷуд)-и некро дорост.
**Нектолеъ,** м - хушбахт; бахтиёр.
**Некӯ** (ақл, вон, дил, кор, ниҳод, рав, равиш, сират, сухан, тинат, фар, хисол, ҷавоб), з - аз Некӯ ва п. м.
**Некхоҳ** - хайрхоҳ, некандеш, дӯст, некраъй:

Ҳамеша некхоҳи мардумон бош,
Ба некӣ кӯш в-он гаҳ дар амон бош! Носири Хисрав

**Некчеҳра,** з - ниг. Некнимо
**Нерӯ** - қувват, зӯр, қудрат, имконият:

Зи нерӯи иқболу некии ҳол,
Ба аъло маротиб расидаш камол. Садри Зиё

**Неъмат,** м- он чӣ дар рӯзгор ва зиндагӣ бакор меравад, ризқу рӯзӣ; мол, сарват, бойгарӣ; бахшоиш, каромат, лутф, эҳсон, икром; осоиш, осудаҳолӣ; бахра.
**Неъмат** (бахш, бек, зода, хон, хоҷа, хӯҷа, ҷон, шоҳ - м; бахш, бону, бибӣ, ой - з), м - аз Неъмат ва п. м.

**Неъматуллоҳ** (хон), м - аз Неъмат ва Оллоҳ; ризқу рӯзӣ ва неъмати Худо дода.

**Ниам,** м - ҷ. Неъмат.

**Нигин,** м - ангуштарин, ангуштарӣ; ангуштарини мӯҳрдори подшоҳон:

Мӯҳри меҳри ту бар нигини дил аст,
Тоҷи аҳди ту бар сари ҷонам. Анварӣ
Бар ӯ офарингӯ кунад офарин,
Бар он бахти бедору тоҷу нигин. Фирдавсӣ
Карам кун, на пархоши киноварӣ,
Ки олам ба зери нигин оварӣ. Саъдӣ

- санги ангуштарӣ, санги қиматбаҳои ангуштарин.

**Нигин** (бахш, бону, зеб, моҳ, оро), з - аз Нигин ва п. м.

**Нигина** (бегим, бону, моҳ), з - ниг. Нигин.

**Нигор** - нақш, тасвир, расм; ранг:

Бар ин гӯша румӣ кунад дастгор,
Бар он гӯша чинӣ нигорад нигор. Низомӣ

- маҷ. маҳбуб, маъшуқ; маҳбуба ва соҳибҷамол, маъшуқа.
- нақше, ки аз ҳино бар дасту пои маъшуқон кунанд.

**Нигора** (бону, моҳ, ҷон), з - ниг. Нигор.

**Нидо,** м, а - дуо; бонг, фарёд, хитоб, овоз; эълон:

Ин ҷаҳон кӯҳ асту феъли мо нидо,
Сӯи мо ояд нидоҳоро садо. Румӣ

**Ниё** - падари падар, падари модар, бобо; ҷад, модаркалон, бибӣ:

Набера, ки ҷанг оварад бо ниё,
Сараш пур бадӣ бошаду кимиё. Фирдавсӣ

**Ниёвар** - касе, ки ҳурмати падару бобоҳо (ниёгон)-ро ба ҷо меорад.

**Ниёгон** - аҷдод; гузаштагон; ҷамъи Ниё. Ниёкон низ гӯянд.

**Ниёз**- ҳоҷат, эҳтиёҷ; майлу хоҳиш:

Дилро ба гамат ниёз мебинам,
Қорат ҳама кибру ноз мебинам. Анварӣ

- хоҳиш, илтимос, дархост; илтиҷо, зориву тавалло; рӯ овардан ба Худо.

**Ниёз** (алӣ, бадал, бек, бой,боқӣ, дӯст, иддин, манд, мурод, хол, хоҷа, хӯҷа, ҷон, шоҳ, қул - м; бибӣ, бегим, бика, гул, моҳ - з) - аз Ниёз ва п. м.

**Ниёзмаҳмад,** м - шакли ихтисоршудаи Ниёзмуҳаммад.

**Ниёзмуҳаммад,** м - аз Ниёз ва Муҳаммад.

**Ниёиш** = Ниёйиш - ибодат, парастиш, дуо.

**Низом,** м,а - ба ришта кашидани марворид ва г; маҷ. тартиб (додан), мураттаб кардан, интизом, услуб; оростагӣ; назму тартиб; сохт, сохтор, систем(а).

**Низом** (асл, бону, ваш, гул), з - аз Низом ва п. м.

**Низомиддин,** м - ба низомоваранда дин; аз Низом ва дин.

**Низомӣ,** м - аскар, сарбоз, ҳарбӣ, ҷангӣ; мансуб ба артиш;

- тахаллуси ҷанд нафар аз шоирони машҳур, масалан, Низомии Ганҷавӣ.

**Низомулмулк,** м - лақаби Абӯалӣ Ҳасан ибни Алии Тӯсӣ, вазири султони
Салчуқиён Алпарслон, ки ҳамчун арбоби бузурги давлатӣ машҳур буд.
- тартиби мамлакат; сохтори мамлакат.

**Низор = Назор,** м - хароб, лоғар, суст, заиф, бечора, нотавон, муштипар
ранчур:

Ӯ май хӯрад ба шодию коми дил,
Душман низор гаштаву фарҳаста. Абулаббоси Марвазӣ

Дили фигори маро кард чун қафас сад чок,
Тани низори маро кард ҳамчу хас лоғар. Садри Зиё

- назар, нигориш; фаросат, маҳорат.

**Низора,** з, а - зиракӣ, фаросат; шукуфоӣ; муонаси Низор.

**Низорамоҳ,** з - аз Низора ва Моҳ.

**Нилгун,** з - кабуд, нилобӣ, осмонранг, лочвард; ниг. Лочвард.

**Нилу,** з - шакли навозишомезонаи Нилуфар.

**Нилуфар,** з, ҳ - навъе аз растании обӣ, ки баргҳояш калон, гулаш сафед ё
зардранг буда, бо баромадани офтоб аз об сар берун меоварад ва ба-
робари фуромадани офтоб дар об фурӯ меравад; савсани обӣ:

То навбаҳор сабз бувад, осмон - кабуд,
То лола сох чӯяду нилуфар - офтоб... Анварӣ

- гули ошиқпечон; навъе аз ошиқпечон, ки ба дарахт печида онро нобуд
мекунад ва нилуфари саҳроӣ низ ном дорад. Рангаш сафед ва сафеди моил
ба кабудӣ, ба вақти шом мешукуфад.

Сипар маҳкам ба дӯши некбахтон,
Чу нилуфар, ки печад бар дарахтон. Исмоили Сафавӣ

- навъе аз онро ашақа гӯянд, ки дар рӯзгори сӯфиён ба вожаи "ишқ"
табдил шудааст.

**Нирон** - чамъи Нор; ба маънои Оташ низ омад.

**Нирӯ** (бахш, манд), м - ниг. Нерӯ.

**Нисо,** з, а - хонум, хонума; аслан - занон.

**Нисоро,** з - ниг. Насоро.

**Нисрин,** з - ниг. Настаран.

**Ниҳод** (бек), м - табъ, табиат, ботин, дарун, бунёд, мизоч, сиришт, хӯй;
сифат, фитрат, зот; одат, пай, қоида, тартиб, расму оин:

Худои арш чаҳонро чунин ниҳод ниҳод,
Ки гоҳ мардум шодону гаҳ бувад ношод. Рӯдакӣ

- қарор, қароргоҳ; маҳал, макон, ҷой, ҷои истиқомат:

Дигар баҳра з-ӯ буд Қуму Исфаҳон,
Ниҳоди бузургону ҷои меҳон. Фирдавсӣ

**Ниҳол** (бек, ҷон - м; бибӣ - з) - дарахти навшинонда, навруста; ниг. Навниҳол.

**Ниҳон,** м - пӯшида, роз, сир; пинҳон, махфӣ.

**Нишон** (алӣ, бек, бой, ҷон), м - аломат, асар:

Накардам бад, нагуфтам тунд, амонат медиҳам имрӯз,
Нишони покдомӣ мегузорам мап туро, медон. Мушфиқӣ

- хабар, иттилоъ, дарак:

Беҳуда забон макаш, забон деҳ

З-он гумгашта ёри ман нишон деҳ. Шоҳин

- ҳадаф; мақсад, ният.

**Нишона,** з - ниг. Нишон; мач. ёдгорӣ.

**Нишот,** а - шодӣ, хурсандӣ, хуррамӣ, сурур, шодмонӣ, тараб:

Нишоти ҷавонӣ зи пирон маҷӯй,

Ки оби равон боз н-ояд ба ҷӯй. Саъдӣ

**Нишотангез** - шодиангез, шодиовар, хурсандкунанда, масарратбахш.

**Нишотбахш** - бахшандаи шодӣ, махзани хуррамию сурур; ниг. Нишотангез.

**Ниятбек,** м - аз Нийят, а - (майл, азму ирода, оҳанг, мақсад, қасд) ва Бек.

**Нодир,** м, а - камёб, кам дидашаванда, кам дучор шаванда; беҳамто; фавқулодда, ғайриоддӣ, аҷиб, ғалатӣ.

**Нодир** (алӣ, бек,бой, пур, сухан, хон, хоҷа, хӯҷа, ҷон,шоҳ), - аз Нодир ва п. м.

**Нодира,** з - муаннаси Нодир:

Чӣ нишон гӯямат, эй ёр, ки он нодираро

Натавон гуфт мисоле, натавон зад масале. Ҷомӣ

- тахаллус; номаш Моҳларойим; (с. 1792, Андиҷон - с. 1842, Хӯқанд), шоираи ӯзбеку тоҷик; шеърҳои тоҷикиашро бо тахаллуси "Макнуна" ё "Комила" навиштааст.

- базла, латифа, нукта.

**Нодирадон** - ҳушёр, оқил, бофаросат, фозил, огоҳ.

**Нодиракор** - санъаткори моҳир, усто; иҷрокунандаи корҳои ғайриоддӣ.

**Нодирмуҳаммад,** м - аз Нодир ва Муҳаммад.

**Ноёб** - камёб, нодир, беҳамто, ягона.

**Ноёбшоҳ,** м - аз Нодир ва Шоҳ; шоҳи фозил, шоҳи фавқулоддӣ; беҳамто.

**Ноёфт,** - ноёбӣ, нопайдо; нодир; ёфтнашаванда.

**Ноз,** з - хушаҳволӣ, хушдимоғӣ; ифтихор, фахр:

Кунун донишу дод боз оварем,

Ба ҷои ғаму ранҷ ноз оварем. Фирдавсӣ

- истиғно нишон додани маъшуқ ба ошиқ, ишва, карашма:

Чашми масташ айни ноз, абрӯи мушкин нози маҳз,

Ин чӣ тӯфон аст, ё раб, ноз бар болои ноз! Бедил

**Ноз** (баҳор, бар, бардор, бегим, бибӣ, бону, гетӣ, гул, дон, дона, дор, дӯст, ёб, ёр, каш, наврӯз, офарин, парвар, парӣ, тоб, фазо, фар, физо, фузун, хуб, хуш, ҷаҳон, ҷӯ), - аз Ноз ва п. м.

**Нозанин,** з - хушрӯй, дилбар; маҳбуба; нозукандом.

**Нозил,** м - поёноянда, фурудоянда, аз осмон фуромада; ба назму тартиб дароваранда; бахшиш (тӯҳфа)- и Худо; мач. камарзиш; хоксор.

**Нозил** (бек, хон, шоҳ, ҷон- м; бегим, бика-з) - аз Нозил ва п. м.

**Нозила** (бону, моҳ), з - ниг. Нозил.

**Нозим** (бек, бой, ҷон), м,а - он кӣ чизеро ба ришта мекашад; ҷамъкунанда, тартибдиҳанда, ба тартиб оваранда; ҳоким, фармонраво; шоир, назмнавис.
**Нозима** (бону, гул, хон), з - ниг. Нозим.
**Нозир,** м, а - нигоҳкунанда, назаркунанда, бинанда; коргузор,нигаҳбон, бозрас, назораткунанда, назоратчӣ; яке аз лақабҳои Муҳаммад (с.а.с.).
**Нозир** (алӣ, бек, бой, иддин, қул, хон, ҷон - м;) - аз Нозир ва п. м.
**Нозир** (бону, гул, моҳ), з - аз Нозир ва п. м.
**Нозира,** з - саховат ва назарбаландӣ; маҷ. шукуфон, зебо; ниг. Нозир.
**Нозириддин = Нозируддин,** м - аз Нозир ва дин.
**Нозирмуҳаммад,** м - аз Нозир ва Муҳаммад.
**Нозиш,** м - фахр, ифтихор.
**Нозиҳа,** з -вафодор, пок, муназзаҳ.
**Нозия,** з - шакли навозишовая Ноз.
**Нозиямоҳ,** з - аз Ноз ва Моҳ.
**Нозӣ,** з - хушандом, танноз, малех; хиромон; пурноз; мансуб ба Ноз.
**Нозофар,** з - оварандаи хушӣ ва хуррамӣ; ба вуҷудоварандаи ноз; кинояз аз маҳбуба.
**Нозук,** з - латиф, зариф, нарм, мавзун, мулоим:

Беш аз ин гӯ, офтоб, он орази нозук масӯз,
В-ар на оҳе баркашам аз дил, ки сӯзад офтоб. Ҷомӣ

- хурд:

Ваҳ, ки дурдонае чунин нозук,
Дар шаби тор суфтанам ҳавс аст. Хофиз

- маънои Назокатро низ дорад.

**Нозук** (адо, андом, баён, бибӣ, бону, гул, дил, ёд, завқ, лаб, моҳ, намо, ниҳол, она, рав, санам, санҷ, табиат, табъ, тинат, фаҳм, хаёл, ҷамол, фазо), з - аз Нозук ва п. м.
**Нозукбин** - ҳассос, борикбин; дақиқшинос, писандидафикр.
**Нозукҷамол,** з - соҳиби рӯи латифу зебо.
**Ноил,** м, а - ба мурод у мақсад расида, баҳраманд; бархурдор шудан, соҳиб шудан.
**Ноил** (бек, бой, ҷон, шоҳ), м - аз Ноил ва п. м.
**Ноила,** з - муанниси Ноил.
**Ноила** (бону, ваш, гар, гул, дон, орзу, саф, сон, тоб, фазо, файз, фар, физо, фом, физо, фом, фузун, фурӯғ, хоҳ, хуш), з - аз Ноила ва п. м.
**Ноира,** з, а - шӯъла, оташ:

Аз бими он, ки ноираи дил насӯзадаш,
Филҳол бар ду дидаи сӯзон ниҳодамаш. Восифӣ

**Ноира** (абрӯ, азм, анбар, анҷӯз, бар, бахш, бону, вар, васф, ваш, вора, ганҷ, гар, гул, гун, дех, дил, дод, дон, дор, дӯст, зеб, зода, ком, лаб, лутф, манд, меҳр, намо, нигор, ноз, хоҳ, хуш, чаман, чеҳра, ҷӯ, шед), з - аз Ноира ва п. м.

**Ном** - калимае, ки барои муайян кардани шахсе ё чизе кор фармуда мешавад; исм:
Бо кас набигӯй номи ту чист,
К-он ном ба ҳар забон дарег аст. Анварӣ
Номи фарвардин наёрад гул ба боғ,
Хона равшан кай кунад номи чароғ."

**Ном** (абар, анигор, бар, бардор, бахш, ван, ванд, гир, гузор, гул, овар, раван, хоҳ), м - аз Ном ва п. м.

**Нома** - хат, мактуб, навишта, рукъа; фармон, амри хаттӣ, ҳукми хаттӣ; асар, китоб; рӯйхат, феҳрист.

**Номабар** - аз нома ва бурдан; номарасон.

**Номанигор** - аз нома ва нигоридан.

**Номвар,** м - номдор, машҳур, маъруф; паҳлавон, қаҳрамон, далер.

**Номдор,** м - машҳур, маъруф, шӯҳратнок; шариф, начиб; паҳлавон, далер, қаҳрамон.

**Номҷӯ(й),** м - касе, ки толиби номи нек аст, далер, шуҷоъ:
Писар буд мар-ӯро яке хубрӯй,
Ҳунарманду ҳамчун падар номҷӯй. Фирдавсӣ

**Нор** - шакли кӯтоҳшудаи Анор; нур, оташ; дӯзах; ривояте ҳаст, ки агар тифли бо хол (доғ) - и сурхранг таваллудшударо чунин номгузорӣ кунанд, он холи номатлуб ноаён мегардад.

**Нор** (алӣ, аҳмад, бадал, бахт, бек, бобо, бой, бокӣ, ван, ванд, камол, қобил, қосим, қувват, қудрат, махмуд, мирзо, мурод, муҳаммад, мӯъмин, пӯлод, саид, султон, тоҷӣ, хол, хоча, хӯча, кул, ҷон, шодӣ), м - аз Нор (анор) ва п. м.

**Нор** (бахт, бегим, бибӣ, бодом, бону, бун, ван, ванд, ваш, гина, гул, гун, гуна, дон, дона, дӯст, ёд, ёр, зеб, зода, ком, кон, қанд, лаб, лутф, манд, маҳ, меҳр, мом, момо, мон, моҳ, моя, номо, нигор, нисо, овар, ово, огин, оин, ораз, оро, пазир, партав, пок, пора, рабо, рахш, рамз, ранг, рух, рӯй, санам, сифат, сон, султон, тоб, тобон, тоҷ, тоҷӣ, фазо, файз, физо, фом, фузун, хол, хон, хоҳ, хуррам, хуш, чаман, чеҳра, ҷон, ҷӯ, шед, шод), з - аз Нор (анор) ва п. м.

**Норак,** з - шакли навозиши Нор; Анорак низ гӯянд; номи шаҳре дар ҷануби Тоҷикистон.

**Норгул,** з - гули анор; Анооргул низ гӯянд.

**Нордона,** з - донаи анор.

**Норинисо = Норуннисо,** з - аз Норӣ ва Нисо.

**Норня,** з - мансуб ба норӣ (шакли кӯтоҳшудаи анор); оташин, шӯълавар.

**Норӣ,** з - мансуб ба Нор (анор).

**Нормаҳмад,** м - шакли кӯтоҳшудаи Нормуҳаммад.

**Норсон,** з - анор барин, шабеҳи анор.

**Носеъ,** м - холис; равшан; возеҳ.

**Носеҳ,** м, з - насиҳатгӯй, насиҳатгар, пандиҳанда;

Носеҳо, ақл аз муқимони сари кӯяш маҳоҳ,
Мо ҳама девонаем ин ҷо, каси оқил куҷост? Ҳилолӣ

- ниг. Насеҳ.

**Носеҳ** (бахш, бону, ваш, гун, дӯст, пазир, тоб), з - аз Носеҳ, ва п. м.

**Носеҳа,** з - ниг. Носеҳ.

**Носир,** м, а - ҳамақида, ҳамфикр, ҳамкор, ҳамсаф; ёрикунанда, ёр, ёвар, ёридиҳанда, мададгор; ғолиб, фотеҳ, зафарманд.

**Носир** (алӣ, хон, хоҷа, хӯҷа, ҷон, шоҳ), м - аз Носир ва п. м.

**Носира** ( бону, гул, нисо), з - аз Носир ва п. м.

**Носия,** з, а - пешонӣ; рӯй, чеҳра, симо.

**Носия** (зебо, хуб, хуш, шед), з - аз Носия ва п. м.

**Носируддин,** м - аз Носир ва дин.

**Нофеъ,** м, а - фоидабахш, фоиданок, судманд, манфиатнок, бофоида; нафърасонанда; аз номҳои Худои таоло.

**Ноҳид,** з, а - сайёраи Зӯҳра.

**Нудамо,** м, а - ҷ. надим; ниг. Надим.

**Нужан** = Нӯжан - дарахти ҳамешасабз - санавбар ва коҷ.

**Нузар** = Нӯзар, м - писари Манучеҳр - ҳаштумин малики пиёгон.

**Нузур,** м, а - ҷ. назр; ниг. Назр.

**Нукта,** м, а - сухани покиза, гапи латиф, ҷумла ё ибораe, ки бо рамзу ишора ифода мешавад. Нукта гирифтан - айбҷӯӣ ва хӯрдагирӣ кардан бар касе ё чизе:

Ҳофиз, чу оби лутф зи назми ту мечакад,
Ҳосид чӣ гуна нукта тавонад бар он гирифт? Ҳофиз

Гар бар сари нафси худ амирӣ, мардӣ,
Бар кӯру кар ар нукта нагирӣ, мардӣ.
Мардӣ набувад фитодаро пойзадан,
Гар дасти фитодае бигирӣ, мардӣ. Рӯдакӣ

**Нукта** (андеш, арҷ, асил, афзо, беҳ, дон, зебо, омӯз, оро, осо, рабо, рас, соф, физо, фузун), з - аз Нукта ва п. м.

**Нуктадон,** м - бофаҳм, хубу бадро фарққунанда; сухандони забардаст:

Дафтари ашъори худро беҳ, ки андозам ба об,
Баски имрӯз имтиёз аз нуктадонон бурдаанд. Сайидо

**Нуктасанҷ,** м - оне, ки фикреро санҷида баён кунанда, сухандони санҷидагӯӣ.

**Нуқра,** з, а - сими холиси гудохта; яке аз навъҳои филизи қиматбаҳо, дурахшанда ва сайқалпазир ва беҳтар аз ҳамаи ҷисмҳо нурро инъикос мекунад; сафед; маҷ. зебо, хушрӯй .

**Нуқра** (бибӣ, бону, ваш, вор, гил, гул, гун, зеб, моҳ, намо, оро, пош, ранг, сон, тоб, фом, ҷӯ), з аз Нуқра ва п. м.

**Нуно,** з - модари Иброҳим пайғамбар (а); дар забони калдонӣ - номи бурҷи Ҳут.

**Нур,** а - рӯшноӣ, равшанӣ, зиё, фурӯғ; шуоъ; нури комил; аз номҳои Худои таоло.

**Нур** (абдол, азиз, ак, аҳмад, бадал, бахт, бобо, бек, бой, боқӣ, вафо, гулшан, иён, имон, ин, ислом, истон, камол, комил, қобил, манд, маҳмад, маҳмуд, мирзо, мурод, назар, ниёз, олим, офар, поло, пош, саид, содиқ, султон, тилло, тоҷӣ, уллоҳ, улсаио, улҳақ, улшоҳ, файзӣ, хон, хоҷа, чин, ҷамол, ҷахон, ҷон, ҷӯй, шод, шоҳ), м - аз Нур ва п. м.

**Нур** (аванг, ангез, афзун, афкан, афроз, афрӯз, ахтар, бадан, бахт, бегим, бибӣ, бону, бор, вар,ваш, вора, гул, гун, деҳ, дон, дона, доро, дӯст, ёб, ёд, ёр, зеб, зебо, зода, лико, манд, маҳ, меҳр, момо, мон, моҳ, намо нигор ноз, ном, овар, ово, огин, ораз, оро,осо, пок, пора, пош, рабо, рамз, рас, расо, рахш, рахшон, рез, сон, соф, фазо, файз, фарах, фом, фузун, фурӯғ, хирад, хон, хуш, ҳаёт, чаман, чеҳра, ҷамол, ҷаҳон, ҷон, ҷӯ, ҷӯё, шед, шод, шода), з - аз Нур ва п. м.

**Нуралӣ,** м - аз нур ва Алӣ

**Нурафзо,** з - афзункунандаи нур.

**Нурафшон,** з - нурафканада; мунаввар, равшан.

**Нурбахш** - нурдиҳанда, равшанидиҳанда, равшанкунанда; ниг. Нурафшон:

Умрҳо будӣ аниси ҷони ман,
Нурбахши дидаи гирёни ман. Ҷомӣ

**Нурбор** - ниг. Нурбахш.

**Нурзамон,** м - Нури замон; аз нур ва Замон.

**Нурзод,** м - зодаи Нур.

**Нуриддин,** м - нури дин; рӯшноии дин; чароғи дин.

**Нуринисо = Нурунисо,** з - аз Нур ва Нисо; нурона, нурпош; нури занҳо.

**Нурия,** з - шакли навоиншонаи Нур.

**Нурияздон,** м - чароғи Худо; лутфи Худо, аз нур ва Яздон.

**Нурӣ** - мансуб ба нур.

**Нурмаҳмад,** м - шакли ихтисоршудаи Нурмуҳаммад.

**Нурмуҳаммад,** м - нури Муҳаммад; аз нур ва Муҳаммад.

**Нурон** - ҷамъи Нур.

**Нурония,** з - шакли ихтисоршудаи Нурон.

**Нуронӣ,** м - мансуб ба Нурон; ниг. Нур.

**Нуроро,** з - нури ородиҳанда.

**Нуруллоҳ** (бек,хон), м - аз нур ва Оллоҳ.

**Нуряздон** - ниг. Нурияздон.

**Нурқул,** м - бандаи Худо.

**Нурҷаҳон,** з - чароғи Олам; зеботарини занҳо.

**Нусайр,** м, а - номи яке аз фидоиёни ҳазрати Алӣ, ки бо фармони Худо Ҳазрат ӯро ба қатл мерасонид ва гӯё ӯ аз нав зинда мешуд.
- ҷонисор.

**Нусрат,** м, а - ёрӣ, ёрмандӣ,кӯмак; ёрӣ расондан, кӯмак кардан; ғалаба, фатҳ,

пирӯзӣ, зафар; ниг. Носир.

**Нусрат** (бахш, бек, хон, хоҷа, хӯҷа, ҷон, шоҳ ), м - аз Нусрат ва п. м.

**Нусрат** (азм, асл, афзо, афзун, аҳд, бар, бахш, бегим, бибӣ, бин бону, бор, вар, ваш, гар, гун, гуна, ғоя, деҳ, дил, дод, дон, дор, дӯст, ёб, ёд, ёр, зеб, ин, ина, ия, манд, маҳ, моҳ, нисо, овар, ораз, оро, осо, рабо, рамз, рас, роз, рӯз, сон, тоб, фазо, файз, фом, фузун, хез, хон, хоҳ, ҷӯ), з - аз Нусрат ва п. м.

**Нусратуллоҳ,** м - аз Нусрат ва Оллоҳ.

**Нуҳо,** а - ҷ. Нуҳя - ақл, хирад, зеҳн,

**Нуҳо** (арҷ, асл, афзо, аъло, бахш, беҳ, бон, бор, ванд, васф, ганҷ, гул, гун, ғоя, деҳ, дон, дор, ёд, ёр, завқ, зеб, зод, зода, кон, лутф, манд, меҳр, мужда, ном,овар, ово, оро, пазир, пок, пош, пур, рамз,рас, роз, соф, тоб, файз), з - аз Нуҳо ва п. м.

**Нушервон = Нӯшервон,** м - ниг. Анӯшервон.

**Нушозар = Нушиозар** - ниг. Озарнӯш.

**Нушон = Нӯшон = Нушин,** м - аз нӯш-ҳар чизи ширин ва гуворо, ҳамчун асал; машрубот.

**Нӯзод,** м - яке аз писарони Анӯшервони Одил.

**Нӯҳ** - инсони сонӣ баъд аз инсони нахустин, яъне Одам.

**Нӯш** (овар, озар, озарм, офар, офарин, равон, фар, фарн, хусрав), м - аз Нуш ва п. м.

**Нӯш** (бар, бону, бун, ванд, дӯст, ёр, зод, лаб, манд, навоз, ноз), з - аз Нӯш ва п. м.

**Нӯъмон,** м, а - гули лола; хуш, дилписанд; (дар арабӣ нӯъмон маънои "хун"-ро дорад ва онро бо ранги лолаи сурх, ки тобиши хунро дорад нисбат медоданд);

- номи Имоми Аъзам Абӯҳанифа (р).

**Нӯъмон** (алӣ, бек, бой, иддин, хон, хоҷа, хӯҷа, ҷон), м - аз Нӯъмон ва п. м.

## О

**Обак,** м - тасғири об; симоб, ҷева; гунбадаи об, ҳубобчаҳои об, ҳубоб; дар тиб - обила, табхол, нағзак, чечак.

**Обандом** - обпайкар, нозукандом, латифпайкар:

Маҷмаъе аз муқаддарот дар ӯ,
Ҳама оташлибосу обандом. Анварӣ

**Оббоз,** м - шиновар, оббур:

Тифли ашк аз баҳри чашмам худ ба худ гирад фирор,
Оббозонро талоши дасту по бо маъбар аст. Туғро

**Обгар,** м - ҷилодиҳандаи теғ, шамшер, ханҷар ва ғ.:

Аз мадҳи остони ту оби забон диҳам,
З-он сон ки оби теғ диҳад марди обгар. Шайдо

**Обгин,** м - ниг. Обгина.

**Обгина,** з - булӯр, шиша; суроҳӣ ва пиёлаи булӯрин, ҷоми шароб.

Май нӯш дар обгина бо нолаи чанг,
З-он пеш обгина ояд ба санг. Хайём

- оина; маҷ, шароб, бода, май.

**Обгинапул** - кинояз аз фалак, чархи кабуд, осмон.

**Обгун,** з - обранг; моеъ; тобон, баррок, ҷилодор; гули Нилуфар.

**Обгуна,** з - ниг. Обгун.

**Обид,** м, з - ибодаткунанда , парастанда; худоҷӯй; зоҳид; ниг. Ибод:

Камол, лофи ибодат мазан, ки чашми бутон,
Ба як назар барад аз раҳ ҳазор обидро. Камоли Хуҷандӣ

**Обид** (алӣ, мирзо, назар, уллоҳ, хон, хоҷа, хӯҷа, ҷон, шоҳ - м; бегим, бибӣ, бону, моҳ, хон), з - аз Обид ва п. м.

**Обида,** з - ниг: Обид.

**Обидин,** м - парастандаи ҷон.

**Обидон,** м - ниг. Обидин

**Обир,** м - убуркунанда, роҳгузар, дар роҳ раванда.

**Обисто** - ниг. Авесто .

**Облоёр,** м - шакли таҳрифи Оллоҳёр.

**Облобердӣ,** м - шакли дигаргаштаи Оллоҳбердӣ - додаи худо, худодод.

**Облокул = Овлокул,** м - шакли дигаргаштаи Оллоҳқул - ғуломи худо.

**Обод** (бону - з; бек,ҷон , м) - ободон, маъмур:

То ғам нахӯрад кас, нашавад манзиле обод,
Ғам хӯрдаму обод надидам дили худро. Мушфиқӣ

- хуб, хуш, хуррам; бегазанд, солим:

Суви ҳафтхон рӯ ба тӯрон ниҳод,
Ҳамерафт бо лашкар ободу шод. Фирдавсӣ

- калимаи нидо: офарин, аҳсант, шодбош:

Дар ҷилваи он арӯси дилшод,
Обод бар он ки гӯяд обод! Низомӣ

- аз арабӣ - ч. Абад: Он маъдани ишқ, к-он хулосаст,
Пояндa шудаст то ба обод. Шамси Табрезӣ

**Обон** - моҳи ҳаштӯми соли шамсӣ, ки ба 23 октябр - 21 ноябр рост меояд:

То ки дар тозӣ муҳаррам бошад аз пеши сафар,
То ки андар порсӣ озар паси обон бувад... Муиззӣ

- рӯзи даҳуми ҳар моҳи шамсӣ ва чун он ба номи моҳ мувофиқат мекунад, ин рӯзро ид мекунанд; дар ин рӯз яке аз подшоҳони Эрон Зав бо Афросиёб ҷанг карда ӯро шикаст медиҳад ва аз мулки хеш берун мекунад;

- номи фариштаи нигаҳбони об.

**Обон** (бону), з - ниг. Обон:

**Обона,** з - мансуб ба Обон.

**Обонандеш** - аз Обон ва Андеша.

**Обонҷод** - зодаи Обон; ниг. Обон.

**Обонҷон** - номи фиристодаи подшоҳи Сосонӣ Хисрави I ба дарбори Рум.

**Обондухт,** з - дар моҳи Обон таваллуд шуда, духтари Обон; номи ҳамсари подшоҳи Ҳахоманишӣ Дорйуши III.

**Обонёд,** м - ба ёди Обон.

**Обонзод,** м - зодаи Обон; ниг. Обон.

**Обонмеҳр,** з - оне ки муҳаббати ӯ ба мисли фариштаи Обон аст; ниг. Обон.

**Обонмоҳ,** з - ниг. Обон:

Оби ангур биёред, ки обонмоҳ аст,
Кор якрӯя ба коми дили шоҳаншоҳ аст. Манучеҳрӣ

**Обоносо,** з - ниг. Обон.

**Обонфар** - дорои шукӯҳ ва ҷалоли Обон.

**Обошно,** м - киноя аз оббур, оббоз, шиновар:

Касе, к-андар об асту обошност,
Аз об ар чу з-оташ натарсад, равост. Абӯшакури Балхӣ

**Обрӯ** - эътибор, иззат, шараф, некномӣ; нуфуз; мӯътабар:

З-инқилоб андеша кун, моро ба чашми кам мабин,
Дар диёри хеш мо ҳам обрӯе доштем. Ҳозиқ

**Обсол** - ниг. Абсол.

**Обтин,** м - яке аз қаҳрамонони "Шоҳнома", номи падари Фаридун, подшоҳи Пешдодиён; нафаси комил ва шахси накӯкор ва соҳиби гуфтор ва кирдори нек.

**Ованд,** м - зарф; далел, ҳуҷҷат, бурҳон.

**Овасто** - ниг. Авесто.

**Овастохон,** м - он кӣ Авесто мехонад; ситоишкунандаи Худо.

**Огаҳ = Огоҳ,** м - хабар; маълумот; бохабар, воқиф:

Касе, ки огаҳӣ аз завқи ишқи ҷонон ёфт,
Зи хеш ҳайф бувад, гар даме бувад огоҳ. Рӯдакӣ

**Огоҳдил = Огаҳдил,** м - бохабар, доно, дилогоҳ, соҳибдил:

Нафси огоҳдилон оҷизи шайтон нашавад,
Саг кам аз шер набошад, чу шубон дар гала аст. Соиб

**Оғоз** - аввали ҳар чиз, ибтидо; бидоят, шурӯъ; нахуст, нахустин:

Бигуфто бирав хирадпеша бош,
Дар оғози кор бар андеша бош. Я. Шукрӣ

**Оғо,** м, т - калимае, ки барои эҳтиром ва бузургдошт ба аввал ё охири номҳо илова карда мешавад; Худованд; бародари калон; соҳиб, ҷаноб; дар навишт оқо низ оянд.

**Оғо** (бек, бой, маҳмад, назар), м - аз Оғо ва п. м.

**Одам** (бек,бой), м - мувофиқи ривоёти Таврот (китоби муқаддаси яҳудиён) ва Қуръон (китоби муқаддаси мусулмонон) номи падари одамиён, нахустин инсон, Абулбашар; номи инсони аввалин, ки Худои таоло онро

аз гил сохта ӯро аз хӯрдани гандум манъ кунондааст. Вале Одам бо васвасаи шайтон бо далолати занаш Ҳавво гандумро хӯрда бо ҳамин гуноҳ аз ҷаннат ронда шудааст.

**Одар = Одир** - ниг. Озар

**Одил** (бек, бой, зода, хон, хоча, ҷон, шоҳ), м,а - боинсоф, боадолат, додгар, адолатпеша, довар, додгустар, додиҳанда.

**Одила** (бону), з - ниг. Одил.

**Одилмуҳаммад,** м - аз Одил ва Муҳаммад.

**Одина,** м - рӯзи ҷумъа, рӯзи охири ҳафта:"Ва масҷиди ҷомеи дигаре ҳаст, ки рӯзи одина он ҷо ҳам намоз кунанд". Носири Хисрав

**Одина** (бегим, бибӣ, гул, моҳ, хон - з; аҳмад, бек, бой, маҳмад, муҳаммад, мурод, шоҳ, ҷон - м) - аз Одина ва п. м.

**Одинамаҳмад = Одинамуҳаммад,** м - аз Одина ва Муҳаммад.

**Одир,** м - нештар , наштар; ниг. Озар.

**Одирмуҳаммад,** м - аз Одир ва Муҳаммад.

**Одӣ,** м - одатшуда, одатӣ, расмшуда, муқарарӣ, оддӣ; мӯътадил.

**Одия,** з - ниг. Одӣ.

**Одоб** (гар, дон, дор, дӯст), м - ҷ. Адаб, ниг. Адаб.

**Одрахш,** м - барқ, барқе, ки аз абр бар замин афтад; Озарахш.

**Озар - оташ**:

Баски дорам сӯзи дил, худро ба озар мезанам,
Синаро дар шӯълаи дил чун самандар мезанам. Махфӣ

- оташи муқаддас, ки дар болои он оташкада месохтаанд; маҷ. оташкада. Дар Эрони қадим ҳафт оташкадаи машҳур будааст, ки ҳар яке аз онҳо ба яке аз ҳафт сайёра нисбат дода шуда ва ҳар як номи махсус доштаанд: 1. озари Меҳр ё Озармеҳр; 2. озари нӯш ё Озарнӯш; 3. озари Баҳром ё Озарбаҳром; 4. озари оин ё Озароин; 5. озари Хурдод ё Харрод, Хурин; 6. озари Барзин ё Озарбарзин; 7. озари Зардушт :

Падару модари саховату ҷуд,
Ҳарду хонанд шоҳро домод.
Пеши ду дасти ӯ суҷуд кунанд,
Чун муғон пеши озари Хурдод. Рӯдакӣ

- номи падари Иброҳим (а), ки бутгар ва ҳайкалтарош буд;
- номи моҳи нӯхуми соли шамсӣ, ки ба 22 ноябр - 21 декабри соли милодӣ рост меояд (Озармоҳ низ гӯянд).

**Озар** (анг, озарбад, балош, бахт, беҳ, бод, бон, буд, будӣ, бузд, бурз, валош, вандод, вахш, вон, гоҳ, гундод, гушасб, гушнасб, дин, дод, дор, духт, занд, зод, иён, июн, кайвон, кеҳтар, кеш, кор, макон, меҳон, меҳр, меҳтар, мон, моҳон, нарсӣ, обод, пажӯҳ, пай, пайк, паноҳ, параст, патӣ, пиро, под, пой, пок, сом, сосон, суд, тарс, тахм, тӯс, муҳд, фарбаг, фарубо, хур, хурдод, хуш, хумоюн, хурмуз, ҳурмузд, ҳушанг, ҷон), м - аз Озар ва п. м.

**Озар** (афро, ахш, бахт, бод, бону, бун, бурз, ван, ванд, вон, гон, гох, гуна, дис, дор, духт, ёр, ёс, занд, зод, ин, ина, кеш, мах, мивар, мидухт, мин, мон, пай, пайк, параст, под, пой, пок, ранг, сон, тус, фазо, фурӯғ, ҳумоюн, шасб), з - аз Озар ва п. м.

**Озарак,** з - шарораи Оташ; номи духтари подшоҳи Сосонӣ Яздигард.

**Озаран,** з - духтари оташ.

**Озарафзо** - афзояндаи оташ, фузункунандаи оташ; оташзо.

**Озарафрӯз** - оташафрӯз, нигоҳдорандаи оташ; яке аз қаҳрамонони "Шоҳнома", номи яке аз чаҳор писари Исфандиёр.

**Озарахш,** м - чилои оташ, барқ, раъд, соиқа.

**Озарбарзин,** м - ниг. Озар.

**Озарбахш** - бахшандаи оташ.

**Озарбахром** - ниг. Озар .

**Озарбод,** м - мӯъбаду донишманди даврони Ардашери Бобакон.

**Озарбону,** з - аз Озар ва Бону.

**Озаргул,** з - гули оташгун, гули оташбор, гули оташин.

**Озаргун,** з - оташранг, ба ранги оташ, сурхранг, лола, ки баргаш сурх ва миёнаш сиёх аст:

Гар касе гӯядт: Бас неку ҷавонӣ, шод бош,
Шодмон гардию рух монанди озаргун кунӣ. Носир Хисрав

**Озаргушасб,** (мухаффафаш Озаргушаб) - номи паҳлавоне, ва номи чанд тан мӯбад ва номи оташкадае; ба шакли Озаргуштасп низ меояд.

**Озардод,** м - тухфаи оташ, зодаи оташ; номи тифли дар моҳи нӯҳуми соли ҳиҷрии шамсӣ таваллудшуда.

**Озарё,** м - ниг. Озарйун.

**Озарзардушт,** м - ниг. Озар.

**Озарйун,** м - оташгун, оташмонанд, гули сурх, гули лола, гули оташ; ниг. Оташрух; ниг. Озаргун.

**Озарин** - оташин; гарм ва сӯзон; ниг. Озаргун.

**Озарӣ,** м - оташранг, сурхранг; сурх; шакли кӯтоҳшудаи озарбойҷонӣ; мансуб ба Озар.

**Озаркейвон** - номи ҳакими форс, ки дар асри XI и ҳиҷри зиндагӣ кардааст.

**Озарм** - шарм, хаё:

Дурӯғ арзу озарм камтар кунад,
В-агар рост гӯй, кӣ бовар кунад? Абӯшакури Балхӣ

- иззат, хурмат; эътибор, бузургӣ:

Ба озарм аз ҷамолаш парда бардор,
Бинеҳ бар пеши ӯ бар хок рухсор. Убайди Зоконӣ

- раҳм, мехр, шафқат; нармӣ, нармдилӣ; тобу тоқат:

"Агар хоҳи бообрӯй бошӣ, озармро пеша кун". Кобуснома

- адолат, инсоф; роҳат, осудагӣ, осоиш; ошкор, зоҳир;
- ҷонибдорӣ, тарафдорӣ; лутф, ёд, зикр; саломат, роҳат; фазилат.

- номи духтари подшоҳи Сосонӣ Хусрави Парвиз.
**Озармедухт,** з - номи духтари Хусрави Парвиз, ки чаҳор моҳ дар Эрон подшоҳи кард.
**Озармеҳр,** - оташ ва Офтоб; Озари Меҳр; ниг. Озар.
**Озармӣ** - мансуб ба Озарм.
**Озармоҳ,** з - номи моҳи нӯҳӯми соли шамсӣ, ки ба 22 ноябр - 21 декабри соли милодӣ рост меояд; ниг. Озар:

Ҳама ахтаршиносон зич бурданд,
Шумори ахтарон як-як бикарданд.
Чу гардишҳои эшон бидиданд,
Зи озармоҳ рӯзе баргузиданд. Фахриддини Гургонӣ

**Озармҷӯ(й),** м - баинсоф, боадолат, ҳурматкунанда:

Забон ростгӯю дил озармҷӯй,
Ҳамеша ҷаҳонро бад-ӯ обрӯй. Фирдавсӣ

**Озарнӯш** - руҳи оташ; ниг. Озар.
**Озароин** - ниг. Озар; ниг. Оин.
**Озарон,** м - ҷ. Озар.
**Озарранг** - оташранг, оташгун, лолагун, арғувонӣ; маҷ. шӯълавар, шарора пош; пурҳарорат; равшан ва нуронӣ.
**Озаррух** - дорои рухи чун Оташ гарм; ситорагарм.
**Озартус** = Озортус - дар достони "Вомиқу Узро" номи ҳакиме, ки модари Узроро ба зани гирифт. Ниг. достони "Вомиқу Узро"- и Фахриддини Гургонӣ.
**Озарфар,** - ҷилои оташ, дурахши оташ.
**Озарфизо** - ниг. Озарафзо.
**Озарфурӯз** - ниг. Озарафрӯз.
**Озарҳумоюн,** з - номи зане аз насли Сом - паҳлавони достонии Эрон, ки зани Балиноси ҳаким буд ва хидмати оташкада мекард.
**Озарҳушанг,** м - номи нахустин пайғамбари достонии порсиён, ки ӯро Маҳобод низ гуфтаанд ва пайравонашро **озарҳушангиён** ва **маҳободиён** номидаанд.
**Озаршоҳ,** м -аз Озар ва Шоҳ.
**Озарчеҳр** - аз авлоди оташ; ситорагарм; номи падари Озардод аз хонадони Каёниён.
**Озарчеҳра,** з - ниг. Озарчеҳр.
**Озим,** м - бо азму ирода, оҳангкунанда, азмкунанда; омода буда, ҳозир буда.
**Озима,** з - ниг. Озим.
**Озин** (банд, гушасб, фар - м) - зебу зинат, ороиш; расм; қоида, қонун.
**Озир,** м - номи шахсест, ки гӯё Исо (а) ӯро зинда кардааст.
**Озмо** - санҷанда, озмоянда, озмоишкунанда; муҳаққиқ; дар таркибот ба маънои **ҷангозмо, размозмо** меояд.
**Озмуда,** з - санҷидашуда, санҷида, содиқ, эътимоднок.

**Озмун** - санҷиш, озмоиш, имтиҳон; таҷриба.

**Озод** - раҳо, вораста, халос, фориғ:

Бо дода қаноат куну бо дод бизй,
Дар банди такаллуф машав, озод бизй. Рӯдакӣ

- он, ки бандаи касе набошад, ҳурр, бе қайду банд; шод; сарафроз, солим, бегазанд, мухтор, мухайяр (дорои ихтиёр), соҳибихтиёр;
- соҳиби хислатҳои накӯ, асилзода, шариф, наҷиб; ҷавонмард;
- навъи моҳӣ - озодмоҳӣ ва дарахт - оқча, оғоч, оздор; гиёҳи бодомак.

**Озод** (андеш, бахт, бахш, бех, вор, гул, гӯ, духт, зод, моҳ, ният, он, она, параст, рӯ, тан, фикр, фурӯз, хон, хӯй, чеҳра), з - аз Озод ва п. м.

**Озод** (алй, андеш, бахт, бех, вор, зод, маниш, мурод, ният, он, она, параст, рӯ, фикр, фирӯз, фурӯғ, хон, хӯ, ҷон, шод), м - аз Озод ва п. м.

**Озода** - лақаби хоси эрониёни қадим, аз ҷумла тоҷикон, дар шакли ҷамъ Озодагон аст.

Бихуфтанд туркону озодагон,
Ҷаҳон шуд ҷаҳонҷӯйро ройгон. **Фирдавсӣ**

- тоза, покиза; соҳиби хислатҳои хуб, сахӣ, покиза; ниг. Озод.

**Озода** (гон, ихлос, бахт, бек, мард, хӯй, хон), м - аз Озода ва п. м.

**Озода** (бону, гон, дил, моҳ, рӯй, сарв, хон, хӯй), з - аз Озод ва п. м.

**Озодасарв** - шахси мавзунқадди зебо; кинся аз ёр ва қомати ёр.

**Озодбахш**, з - бахшандаи озодӣ, раҳодиҳандаи озодӣ.

**Озодмалик**, м - аз Озод ва Малик.

**Озодмард**, м - аз Озод ва мард.

**Озодмеҳр** - аз Озод ва меҳр.

**Озодсарв**, з - яке аз қаҳрамонони "Шоҳнома", марди доно ва парҳезкор; ниг. Озодсарв.

**Озодчеҳр** - кушодарӯ, хушхулқ, хушфеъл.

**Оин**, з - зебу зинат, ороиш; ойин низ хонанд:

Аз доғ саропоям ангуштнамо гардид,
З-оинаи симояш мулки дилам оин аст. Сайидо

- маҷ. равнақу ривоҷ додан, ороиш додан; ҷашн, ид; расм, одат, қоидаву қонун; тариқ, тартиб; дин, кеш, мазҳаб

**Оина = Ойина**, з - сатҳи ҳамвори шиша ё филиз*, ки аз як тарафаш бо қабати моддаи ниҳоят тунуки зариби инъикосаш баланд рӯпӯш шудааст.

- маҷ. соф, равшан; дил, қалб :

То шавад ганҷи маонй синаат,
Ғарқи нури маърифат оинаат ... Ҷомӣ
Равшан шудааст оинаи мо ба нури ишқ,
Хуршед холи айби рухи дудмони мост. Соиб

- ниг. Оин.

* филиз - металл

**Оина** (гар, дор, сар, соз, сон, табъ), м - аз Оина ва п. м.

**Оина** ( вор, гар, гун, дор, моҳ, ранг, рухсор, рӯй, сои, табъ, тоб, фом), з - аз Оина ва п. м.

**Оиша = Ойиша**, з - зинда, барҳаёт; ҷонсахт; маҷ. пойдор, устувор, истам; маҷ. бобақо, безавол; номи яке аз занҳои Муҳаммад (с.а.с.).

**Оиша** ( бону, гул, моҳ), з - Аз Оиша ва п. м.

**Ой** - пешоянде, ки дар номҳои занона - маънои зебо, нозанин соҳибҷамол, париваш ва дар номҳои мардона - маънои бахт, бахтёр, лаҳзаи бахтоварро мебарад; ўзб. - моҳ; маҷ. равшан, хушбахт.

**Ой** (баҳор, бегим, бек, бибӣ, бика, дил, дин, замон, лиқо, нур, парӣ, подшоҳ, раҷаб, ризо, санам, соро, султон, хон, хумор, ҷамол, ҷаҳон), з- аз Ой ва п. м.

**Ойгул,** з - гули зебо, гули моҳмонанд.

Ойингушасб = Озингушасб, м - номи сардори Эрони дар замони Ҳурмузи IV.

**Оймурод,** м - аз Ой ва Мурод.

**Оймуҳаммад,** м - аз Ой ва Муҳаммад.

**Ойна** (симо, ҷабин), м - аз Ойна ва п. м.

**Ойназар,** м - аз Ой ва Назар.

**Ойпора,** з - мушобеҳи Моҳпора.

**Ойсара,** з - махлути Ой ва Майсара.

**Ойсоро,** з - аз Ой ва Соро.

**Ойхумор,** з - нозанин, моҳ (бону)-и пурхумор.

**Оқил** (бек, бой, хоҷа, ҷон, шоҳ), м,а - хирадманд, доно, боақл.

**Оқила** (бегим, бону, моҳ, ой, хон), з - ниг. Оқил.

**Ол** - дар форсӣ ба маънии ранги сурх ва аспи бӯр ва навъе аз шароб ва чӯби хайма ва номи маразе, ки занони навзоидаро бошад ва беҳҳои борик, ки бадои ҷомаро ранг кунанд; дар арабӣ - ба маънии фарзандон ва аҳли хона ва пайравон меояд.

**Олам** - ҷаҳон, дунё, гетӣ:

Одамӣ дар олами хокӣ намеояд ба даст,
Олами дигар бибояд сохт в-аз нав одаме. Ҳофиз

**Олам** (бек, паноҳ, хон, шоҳ - м; бегим, бибӣ, бика, бин, бону, гул, дӯст, зеб, тоб, фузун, хон), з - аз Олам ва п. м.

**Олам** (бин, гард, дон, дӯст, зеб, назар, паноҳ, шинос, шоҳ), м - аз Олам ва п. м.

**Оламафрӯз** - равшанкунанда ва мунавваркунандаи ҷаҳон; равшан, мунаввар:

Бе рӯи ту хуршеди ҷаҳонсӯз мабод,
Ҳам бе ту чароғи оламафрӯз мабод. Рӯдакӣ

**Оламгир** - ҷаҳонгир; маҷ. оламшумул, машҳур:

Ҳукм фармуд Ишқи оламгир,
Ки ниҳад Зулф Ақлро занҷир. Мушфиқӣ

**Оламоро,** з - зиннатдиҳандаи ҷаҳон. Ҷаҳоноро:

Нигору моҳ туро хонам, баҳору гул туро гӯям,
Ки инҷо олам ороянду инҳоро ту оройӣ. Адиб Собир

Кай тавон карданат ба маҳ монанд,
Ки ту хуршеди оламоройӣ. Анварӣ

**Оли Алӣ** - содот аз насли амирулмӯминин - Алӣ ва Фотимаи Заҳро, Алавийин; аз Ол ва Алӣ.

**Оли Довуд** - фарзандони Довуди набӣ ва Сулаймон ва авлоди ӯ; аз Ол ва Довуд.

**Оли Имрон** - номи боздмондагони ҳазрати Мӯсо, ки номи падараш Имрон буд ва номи яке аз сураҳои Қуръони маҷид; аз Ол ва Имрон.

**Олим,** м, а - доно, огоҳ, донишманд; роздон, ҳолдон, донандаи сирру асрор, воқифи асрор, хабардор.

**Олим** (бек, бой, зод, зода, саид, хон, хоҷа, ҷон, шоҳ, қул), м - аз Олим ва п. м.

**Олима** (бону, гул, моҳ), з - ниг. Олим.

**Олимашраб,** м - баландтабъ, хушзавқ, нозуктабиат; аз Ол ва Машраб.

**Олимназар,** м - аз Олим ва Назар.

**Оли Расул** - хонадони пайғамбари ислом, авлоди ҳазрати Расул аз насли Алию Фотима; аз Ол ва Расул.

**Олифитрат,** м - олихислат, олитабиат, соҳиби сифатҳои олии инсонӣ.

**Олиҳа,** з - худоён. ҷ. илоҳ (худо, худои сазои парастиш).

**Олиҳа** (бибӣ, бону, ваш, гул, гун, дода, дон, дӯст, ёд, ёр, завқ, зеб, зеҳн, зод, зода, иқбол, ком, лафз, лутф, маҳ, меҳр, моҳ, намо, нигор, ноз, ном, овар, ово, ораз, оро, рамз, ранг, рӯй, саф, сон, соф, таъб, тоб, фом, фурӯғ, ханд, хуш, чашм, чеҳра, ҷабин, шод), з - аз Олиҳа ва п. м.

**Олия,** з - олӣ, хислати олӣ; баланд, рафеъ; пуршукӯҳ; номи мутрибаи асри VII - и форсу тоҷик, ки дар дарбори Хусрави Парвиз ҳунарнамоӣ мекардааст.

**Олия** (азм, ақл, арҷ, бахш, баҳо, беҳ, бону, ванд, васф, вафо, ваш, воло, гул, гун, гуна, дода, дон, дӯст, ёд, завқ, зеб, зеҳн, зод, ком, лутф, маҳ, меҳр, моҳ, намо, ноз, хоҳ, чаман, ҷӯ), з - аз Олия ва п. м.

**Олӣ** - баланд, рафеъ, боҳашамат, пуршукӯҳ; киноя аз асилзода, покнажод, наҷиб.

**Олӣ** (гуҳар, кадр, мақом, маниш, мартаба, маҳал, табор, ҳазрат, ҳиммат, ҷаноб, шон), м - аз Олӣ ва п. м.

**Олӣ** (гуҳар, кадр, мақом, мартаба, нисо, сифат, табиат, табор), з - аз Олӣ ва п. м.

**Оллоҳ** - номи Худои мусулмонон.

**Оллоҳ** (дӯст, мурод, ниёз, нур, шукур), м - аз Оллоҳ ва п. м.

**Оллоёр = Оллоҳёр,** м - фарде, ки ӯро Худо мададгор (ёр) аст.

**Оллоҳдод,** м - тӯҳфаи Оллоҳ, Худодод.

**Оллоҳназар,** м - аз Оллоҳ ва Назар.

**Олуболу,** м - номи меваи сурхранги нордони донакхурди лӯнда (курашакл).

**Олуфта,** з - ошуфта, шӯрида; дарвеши номурод; ринди бекасу кӯй; риндмашраб; парешон; ин ҷо ороста, олуфтасатанг, мӯдпараст.

**Омад** - мач. иқбол; барор, равнақу ривоч, барори кор; дорои равнақу ривоч будан, боиси пешрафт ва ривочи кор гардидан:

Дидани рӯбоҳ дар сафар омад дорад. Зарбулмасал

**Омил** (бек, бой, он, хон, чон), м,а - амалкунанда; ҳоким, волӣ; коргузор, гумошта, вакил; пурдон, доно, донишманд.

**Омила,** з - ниг. Омил.

**Омин,** м, а - бебиму ҳарос, бетарс, бехавфу хатар, эмин, дар амну амон; - калимаест, ки пас аз дуо гуфта мешавад, ва маънои "бипазир!, бар овар! ичобат кун! макбул (қабул) гардон!" - ро дорад.

**Омина** (бибӣ, бону, гул, моҳ, хон), з - дар амну амон (бехатарӣ) буда; номи волидаи Муҳаммад (с.а.с.); ниг. Омин.

**Омир,** м,а - амркунанда, фармондеҳ; ҳоким:

Ақл ҳам кодир асту ҳам мақдур,
Ақл ҳам омир асту ҳам маъмур. Санои

- ободкунанда; зинатдиҳанда; шукуфон.

Омили ин сиккаи комилиёр
Омири ин гулшани доимбаҳор... Аз "Таърихи Фаришта"

- номи яке аз қабилаҳои араб, ки Мачнун ба он мансуб буд.

**Омира,** з - ниг. Омир; обод, маъмур; ободӣ:

Менаёмад андар он саҳро касе,
З-он ки дур аз омира буд ӯ басе. Румӣ

**Омирӣ** - мансуб ба Омир.

**Омода** - муҳайё, тайёр, ҳозир:

Рав, барои кори худ омода бош,
По ба занчире манеҳ, озода бош! Румӣ

**Омодадил** - ҳозир, тайёр, бо чону дил омодаи кор:

Яке бадсиголу яке содадил,
Сипаҳбуд ба ҳар кор омодадил. Фирдавсӣ

**Омол** - ҷ. Амал; орзуҳо; ниг. Амал: Лозим омад, ки аз чаҳони хаёл,
Во намоем сурати омол. Бедил

**Омон,** м - ниг. Амон.

**Омурз,** м - аз омурзанда - бахшиш, авф кардан; авфи гуноҳ; ба шакли танҳо намеояд; дар номҳои таркибӣ вомехӯрад.

**Омурзгор** - бахшанда, бахшоянда, авфкунанда; омурзишкор, яке аз сифатҳои Худои таоло: Гуноҳи ман ар н-омадӣ дар шумор,
Туро ном кай будӣ омурзгор?! Низомӣ

**Омӯз,** м - аз омӯзанда - донишомӯз, донишандӯз.

**Омӯзон,** м - таълимгир, машғули омӯзиш; донишандӯз.

**Омӯзгор,** м - аз омӯзонанда - устод, муаллим, таълимдиҳанда, мураббӣ:

Ҳар кӣ н-омӯхт аз гузашти рӯзгор,
Ҳеч н-омӯзад зи ҳеч омӯзгор. Рӯдакӣ
Агар дар чаҳон набвад омӯзгор,
Шавад тира аз бехирад рӯзгор. Ҷомӣ

**Она** (ой, хон), з, т - модар.
**Онабибй,** з - модаркалон, модари модар.
**Онагул,** з - аз Она ва Гул; модари гулҳо.
**Оначон,** з - шакли навозишомезонаи Она.
**Оноҳито** - ниг. Аноҳито
**Ораз,** а - ҳар ду чаккаи рӯй, рухсора, чеҳра, рӯй:

Эй лабат мул, оразат гул, турраат сунбул барин,
Габгабат дар чарбу нармӣ тухми нимдумбул барин. Шоҳин

**Ораз,** м,оз - бахт.
**Ораз** (алӣ, меҳр, мирзо, мурод, муҳаммад, хоча, шоҳ), м - аз Ораз ва п. м.
**Оразгул,** з - рухсори гулмонанд; аз Ораз ва Гул; ниг. Гулрухсор.
**Оразмоҳ,** з- рухсори моҳмонанд; ниг. Моҳчеҳра.
**Ораш,** м - воҳиди андозагирии дарозӣ - аз оринҷ то сарангушти даст.
- номи паҳлавони Эрони қадим, ки дар тирандозӣ назири худ надошт. Гӯянд, ки тираш ба масофаи чиҳил манзил рафта буд. Мувофиқи афсона тири аз Омул партофтааш ба Марв расидааст:

Аз он шуд ном Орашро камонгир,
Ки аз Омул ба Марв андохт тир. Фахриддини Гургонӣ

- номи писари дуюми Кайқубод ва бародари Кайковус; Кай - Ораш низ гуфтаанд.
**Орзу** - ҳавас, хоҳиш, майл, мурод, матлаб, талаб, ком; маҷ. умед, интизорӣ; маҷ. ишқ, муҳаббат; тахаллуси шоири форсизабони Ҳинд Сироҷуддини Алихон - муаллифи "Чароғи ҳидоят", "Сироҷ-ул-луғот" ва дигарҳо (соли вафоташ 1755-1756); номи зани Салм - писари Фаридун.
**Орзу** (бек,бой, када, манд, маҳмад, мурод, муҳаммад, назар, назир, санҷ, хон, хоча, ҷон, шоҳ, қул), м - аз Орзу ва п. м.
**Орзу** (бахт, бахш, бибӣ, бону, гул, гун, гуна, када, манд, моҳ, нисо, пазир, санҷ, хон), з - аз Орзу ва п. м.
**Орзубахш** - орзу ба ҷо оваранда, бахшандаи орзу.
**Орзуя** (бону, моҳ), з - шакли навозишии Орзу.
**Орӣ,** м - Ориёӣ; ниг. Ориё.
**Ориё** = Ориён = Ориш = Ориёӣ = Ориойиён - аз ҷиҳати баромадаш бо калимаи эронии қадим "агуа" (арийа) вобаста аст; муҳимтарин шӯъбаи нажоди сафед, сафедпӯстони Осиё ва Аврупо, ки нажоди Ҳинду Аврупой ҳам номида мешаванд, ки дар қарнҳои пешин (ҳазораи 2 то милод) бо ҳам зиндагӣ мекарданд ва баъдҳо ба ду бахши бузург ҷудо шуда, яке ба Ҳинду Эрон ва дигаре ба Аврупо рафтанд. Вожаи Эрон аз ҳамин калима бармеояд; ниг. Ария.
**Ориё** (арҷ, асл, афзо, афзун, ахтар, аҳд, афл, бахт, бахш, беҳ, бин, бон, бону, ванд, вар, васф, ваш, воло, гул, давр, деҳ, дил, дил, дин, дис, дод, духт, дӯст, ёд, завқ, зеб, зод, зода, ид, иқбол, ком, лафз, лутф, маҳ, меҳр, мужда, нажо, нигор, ноз, ном, нӯш, овар, ово, ораз, орзу, оро, ороста,

осо, пазир, партав, пок, пора, рав, раз, разм, ранг, рас, раста, рахш, роз, руста, рух, рӯз, рӯй, рӯҳ, саф, сон, соф, таб, тоб, умр, фазо, файз, фар, фараҳ, фарз, фом, фузун, фурӯғ, ханд, хирад, хон, хос, хоҳ, худ, хуш, чашм, чеҳра, ҷӯ, ҷӯё, шева, шеър, шод) - аз Ориё ва п. м.

**Ориё** (баг, барзин, бахш, бнус, бон, буд, бурз, бурзин, ванд, во, гев, дод, дом, занд, зод,ман, манд, меҳр моз, нажод, род, ром, таҳм), м - аз Ориё ва п. м.

**Ориёдӯхт,** з - духтари ориёӣ; аз Ориё ва дӯхт.

**Ориён,** м - номи қадимии Эрон.

**Ориёна,** з - ниг. Ориён.

**Ориёно,** з - ниг. Ориён.

**Ориёфар,** м - дорои фар ва шукӯҳи ориёӣ.

**Ориёӣ** - мансуб ба Ориё.

**Орино,** з - Ориёнажод; ниг. Ориё.

**Ориф,** м. а - шиносанда, воқиф, огоҳ, шинос; доно, нуктасанҷ; олим; хирадманд:

Орифи ҳақ шудиву мункири хеш,
Бо ту аз маърифат расид насим. Носири Хисрав

Паи он рав, ки орифи маънист,
Марди ориф ба дӯстӣ авлист. Ҷомӣ

- зоҳид, парҳезкор, порсо, аҳли тасаввуф:

Гар мавҷхези ҳодиса сар бар фалак занад,
Ориф ба об тар накунад рахти бахти хеш. Ҳофиз

**Ориф** (алӣ, андеш, бек, бой, маҳмад, хон, хоҷа, хӯҷа, ҷон, шоҳ), м - аз Ориф ва п. м.

**Орифа** (бону, гул, моҳ), з - ниг. Ориф; ҳадя, лутфу марҳамат, меҳрубонӣ.

**Орифмуҳаммад,** м - аз Ориф ва Муҳаммад.

**Ориҷ,** а - болобароянда, баландшаванда, уруҷкунанда; баланд; сарбаланд:

Ҷаҳд кун, к-аз ҷаҳдҳо ориҷ шавӣ,
З-ошёни обу гил хориҷ шавӣ. Румӣ

**Ормон = Армон,** м - ранҷ, меҳнат, заҳмат:

Ба армону арванд марди ҳунар,
Фароз оварад гунагун симу зар. Фирдавсӣ

- орзу; умед; ҳасрат, андӯҳ:

Куҷо шуд ҳамон аҳду паймони ту,
Бипурсам, ки мардам дар армони ту. Шодӣ

**Ормон** (бек, иддин, уддин, шоҳ, қул), м - аз Ормон ва п. м.

**Оро** ( асл, аср, бахт, бахш, бибӣ, бону, гул, гун, гуна, деҳ, дил, дод, дода, духт, дӯст, еб, ёд, ёр, завқ, зеб, зеҳн, лаб, лафз, лутф, маҳ, манд, моҳ, нисо, хон), з - аз Оро ва п. м.

**Ором,** - сукун, қарор, тақат; беҳаракат, сокин; осоиш; роҳат, истироҳат; ороми дил; маҷ. маҳбуб, маъшуқа:

Туро ороми ҷон пайваста дар пеш,
Чӣ месӯзӣ зи бероромии хеш? Ҷомӣ

**Ором** (бахт, бахш, бек, бой, гир, дех, дон, дӯст, иш, фазо, хон, хоҷа, ҷон, шоҳ), м - аз Ором ва п. м.

**Ором** (бахт, бахш, бону, бун, гул, гун, гуна, давр, дид, дил, дод, духт, дӯст, ёд, ёр, завқ, лафз, меҳр, наво, намо, ноз, ой, пазир, рав, рас, раста, роз, таб, табъ, тоб, фазо, ҷон, ҷӯ), з - аз Ором ва п. м.

**Оромдухт,** з - духтари ором; ниг. Ором.

**Ороста,** з - ором, осуда; басомон, батартиб; ободон, маъмур:

Гарат мамлакат бояд ороста,
Мадеҳ кори мӯъзам ба навхоста. Саъдӣ

- озода, покиза, бо зебу зинат:

Зани хубу хушхӯю ороста
Чӣ монад ба нодони навхоста? Саъдӣ

- омода, тайёр; дорои сифатҳои хуби ахлоқӣ

Гар толиби молу ганҷи афзунӣ,
Ороста бош ранҷи афзунро . Адиб Собир

**Ороста** (манд, мард, тан - м; бибӣ, бону, гул, моҳ,намо, нисо, хон - з) - аз Ороста ва п. м.

**Ортиқ** (алӣ, бой, ҷон), м, т - зиёдӣ, зиёдатӣ, барзиёд.

**Осаф,** м - писари Бархиё - вазири машҳури Сулаймон - подшоҳи бани Исроил, ки ба доноӣ машҳур будааст
мач. вазири доно, вазири ботадбир.

**Осафа,** з - ниг. Осаф.

**Осиё,** з - қитъаи Осиё; дастгоҳе, ки дар он ғалладонаро орд мекунанд.

**Осим,** м, а - гунаҳгор, осӣ, муҷрим; саркаш, нофармон, исёнгар; ҳимоятгар, пуштибон, нигоҳдоранда, боздоранда аз гуноҳ; яке аз сифатҳои Муҳаммад (с.а.с);
- бузургмартаба ва азим.

**Осим** (хоҷа, ҷон, шоҳ), м - аз Осим ва п. м.

**Осима,** з - пойтахт; ниг. Осим.

**Осима** (бону, гул), з - аз Осима ва п. м.

**Осимӣ,** м - мансуб ба Осим.

**Осия,** з - номи зани Фиръавн, ки Мӯсоро парвариш кард. Ӯ , пинҳонӣ ба Мӯсо (а.) имон оварда яктопараст шуд.

**Осмон** - фазои беинтиҳои атрофиЗамин, ки ба назар кабудранги гунбадшакл менамояд; олами боло, ки аз нигоҳи ирфонӣ макони худо ва малоика мебошад; фалак; сақф, шифт; само, самовот;
- мач. тақдир, сарнавишт;
- номи рӯзи бисту нӯҳум аз ҳар моҳи шамсӣ; ниг. Сипеҳр.

**Осмон** (рӯз, санҷ, тахт, фарҳанг, хез - м; ваш, гул, гун, гуна - з) - аз Осмон ва п. м.

**Осмона,** м - ниг. Осмон; осмонхона.
**Осмонбек,** м - аз Осмон ва Бек.
**Осмонваш,** м - осмонмонанд; маҷ. пуршукӯҳ, бузург, азим, олибунёд; баланд.
**Осмонгир,** м - фатҳкунандаи осмон; баландпарвоз, дурпарвоз:

Чу хуршед теғат ҷаҳонгир бод,
Хадангат чу Тир осмонгир бод! Хоҷу

**Осмоннавард,** м - ҳавопаймо, ҳавонавард, баландпарвоз; осмонгард.
**Осмоннигар** - нигарони Осмон, ба Осмон назаркунанда ; маҷ. ба Худои таоло муроҷиаткунанда.
**Осмоннигор** - аз Осмон ва Нигор.
**Осмонниҳод,** м - пуршукӯҳ, бузург, азим, олибунёд; маҷ. асилзода, пок:

Ту ахтари осмонниҳодӣ
Ҳам гавҳару ҳам гуҳарнажодӣ. Файзӣ

**Осмонсайр,** м - ниг. Осмоннаворд.
**Осмонфар,** м - пуршаъну пуршукӯҳ, боншукӯҳ; ниг. Осмонваш.
**Осмонҳур,** з - Хуршеди осмон.
**Остон,** м - қисми поёни чорчӯбаи дар, поиндарӣ; даромадгоҳ;

Маро сарест бар ин остона, то ҳастам,
Сари ман асту ҳамин остона мегӯям. Мушфиқӣ

- поёни хона, кафшкан, киноя ба хоксорӣ:

Дар худ камоли мағалате ҳар киро ки ҳаст,
Бар садр ихтиёр кунад остонаро. Соиб

- дарбор, даргоҳ, даргоҳи подшоҳӣ:

Эй соҳиби Каъба, нотавоне,
Дидаст ситам зи остоне. Шоҳин

- ҷаноб, ҳазрат; остона, атоба;
- остони гардон (ё гардун) - киноя аз осмони аввал; осмон; остонаи фано - киноя аз дунё; остонаи ҷоҳ - киноя аз ибтидои бузургӣ ва мартаба:

Сафар мураббии мард асту остонаи ҷоҳ,
Сафар хизонаи мол асту устоди ҳунар. Анварӣ

**Остона,** з - ниг. Остон; муқаддас (табаррук, мукаррам) гардонда шуда.
**Остонақул,** м - ниг. Остонқул.
**Остонқул,** м - аз Остон ва қул (ғулом; банда).
**Осуда** (бону, хон, хотир, ҳол), з - беғам, беташвиш, хотирҷамъ, дорои осоиш; фориғбол; озод, фориғ; оромида солим, тандуруст.
**Осудадил,** м - хотирҷамъ, беғам, бедард, фориғбол.
**Ота,** м, т - дар асл Ото ва Ато - падар, маҷ. пуксиришт, ҳалол.
**Ота** (бек, бой, мирзо, мурод, назар, ниёз, қул, ҷон), м - аз Ота ва п. м.
**Отахон,** м - Хони сарвар, Хони пешво (роҳбалад).
**Оташ,** м - он чӣ дар вақти сӯхтани ин ё он мавод ба вуҷуд меояд ва дорои равшанию гармист, алав, шӯъла, ахгарозар; киноя аз шароб, бода:

Хокро аз бод бӯи меҳрубонӣ омадаст,
Дардеҳ он оташ, ки оби зиндагонӣ омадаст. Саноӣ

- дӯзах, ҷаҳаннам; бало, мусибат; ишқи сӯзон, ошиқ;
- гӯгирди сурх; сӯз, қаҳр, хашм; тундӣ, тезӣ.

**Оташ** (алӣ, афрӯз, бек, бой, бон, гуҳар, дам, даст, дин, дор, меҳр, наво, намо, вок, по, пора, ранг, фар, фом, фурӯғ), м - аз Оташ ва п. м.

**Оташ** (афрӯз, баҳор, бону, бор, бун, вор, гул, гун, гуна,гуҳар, дам, даст,моҳ, наво, пайкар, пора, ранг, рух, фар, фом, фурӯғ, фурӯз), з - аз Оташ ва п. м.

**Оташдухт,** з - духтари Оташ; духтаре ки чун Оташ аст.

**Оташрух** - дорои чеҳраҳои чун Оташ нурпош.

**Оташзод,** м - зодаи Оташ.

**Отир,** з, а - муаттар, хушбӯй; хотири отир - хотири равшан, бегубор, соф, бекудурат:

Ман кӣ бошам, ки бар он хотири отир гузарам,
Лутфҳо мекунӣ, эй хоки дарат тоҷи сарам. Ҳофиз

**Отира,** з - ниг. Отир.

**Отиф,** м, а - меҳрубон, меҳр, мушфиқ, дӯст.

**Отифа** (бону, гул) , з - муҳаббат; ниг. Отиф:

Маро на ҳавсалаи интиқом аз душман,
Маро на дағдағаи отифат бувад аз дӯст. Шоҳин

**Отифат,** з - меҳрубонӣ, дӯстӣ, меҳр; ниг. Отифа.

**Отифӣ,** м - мансуб ба Отиф.

**Офаранда,** м- офаридгор, халқкунанда; холиқ, эҷодкор - аслан Офаринанда:

Ишқро гар паямбарӣ, лекин,
Ҳусиро офаридагор туӣ. Рӯдакӣ

**Офарид,** м - ба вуҷуд оваранда, созанда.

**Офарида,** з - аз офарида; махлуқ, халқшуда.

**Офарин** (гул, меҳр, моҳ, ноз- з) - аҳсант, баракалло:

Ин зимистон баҳори давлати ӯст,
Офарин бар чунин зимистон бод! Масъуди Саъд

- ҳамду сано, мадҳ, ситоиш, ниёиш, таърифу тавсиф:

Офарину мадҳ судояд ҳаме,
Гар ба ганҷ-андар зиёнояд ҳаме. Рӯдакӣ

- дуо, шукр:

Наёмад зи Яъқуб ҷуз офарин,
Ҷуз эзидпарастию ҷуз роҳи дин. Фирдавсӣ

- дар таркиб (офаринанда) ба мисли Ҷаҳонофарин, Ҷонофарин ва ғ.

**Офият** (моҳ, хон, хоҳ, ҷӯ - з; хоҳ, ҷӯ, шоҳ - м), а - тандурустӣ, саломатӣ, солимӣ; маҷ, осудаҳолӣ, оромӣ, амонӣ:

Агарчи бар танам осори офият пайдост,
Ҳанӯз пайкон дар кунҷи сина пинҳон аст. Муиззӣ

**Офӣ,** м - омурзанда, авфкунандаи гуноҳ.

**Офоқ** - ҷ. уфуқ; уфуқҳо, каронаҳои осмон; атрофҳо(тарафҳо) - и дашту ҳомун; ҷаҳон, дунё, гетӣ; номи ҳамсари Низомии Ганҷавӣ.

**Офоқбанд,** м - ҷаҳонгир, фарогирандаи олам.
**Офоқгард,** м - ҷаҳонгард; сайёҳи ҷаҳонгард.
**Офоқгир,** м - оламгир, ҷаҳонгир:

Бар сари ҳар поя, ки бурдам сарир,
Тоҷситон гаштаму офоқгир.     Низомӣ

**Офридун** -ниг. Фаридун.
**Офтоб** (бек, бой, дор, дӯст- м; бегим, ой, хон- з) - хуршед, шамс, меҳр; маҷ. маҳбуба, маъшуқа; маҷ. зебо ва дурахшон; ниг. **Хуршед, Шамс, Меҳр.**
**Офтобгир,** м - соябон.
**Офтобрух,** з - хушликo, хушсимо, зебо.
**Охир,** м, а - боқи монда баъд аз фанои халқ; аз номҳои Худои таоло.
**Охирбин** - оқибатандеш, дурандеш, дурбин:

Дар паи ҳар гиря охир хандаест,
Марди охирбин муборак бандаест.   Румӣ

**Охун = Охунд** (бобо, бой), м - пешвои рӯҳонӣ, мулло, босавод; муаллим, устод.
**Оҳунисо,** з - аз Оҳу (ҳайвони гиёҳхӯри подарози тездав, ки бо зебоии чашм ва хушрафторӣ машҳур аст) ва Нисо; киноя аз бонуи сиёҳчашми зебо.
**Оча** (бибӣ, бону, гул, калон, нисо, ой, санам), з - модар; модаркалон.
**Очил** (бой, дӣ, хон), м, ӯзб - кушода.
**Оҷом,** м, а - бешаҳо, найзорҳо;
- ҷ. Аҷам; ниг. Аҷам.
**Ошиқ,** м - дӯстдоранда, дилбохта, дилдода, меҳру муҳаббат баста; беҳад вафодор:

Ҳеҷ кас ҳамчу манат ошиқи содиқ набувад,
Аз ту маъшуқ шудан бо ҳама лоиқ набувад.  Сайидо

**Ошиқалӣ,** м- ошиқи Алӣ.
**Ошиқмуҳаммад,** м- ошиқи Муҳаммад.
**Ошиқҳусайн,** м - ошиқи имом Ҳусайн.
**Оштӣ,** з - сулҳ; ба осоиш (муросо) омадан, ба созиш омадан; сониш ва салоҳ.
**Ошуб,** м - дил (ҷон, рӯҳ, табиат, фитрат, сиришт)-ро ба ҳаяҷон оваранда.
**Ошур** - шакли сабукшудаи Ашур; олиҳа (раббуннавъ) - ест, ки Ошуриҳо (мардуми кишвари Ошур) онро мепарастиданд.
**Ошуро** - рӯзи даҳуми моҳи Муҳаррам; ниг. Муҳаррам.
- рӯзи ба ҳалокат расидани имом Ҳусайн (р.).
**Оя** (гул, моҳ, хон, ҷон), з - аз модар ва п. м.
**Оянда** - сифати феълии замони ҳозираи *омадан;* мустақбал; муқобили *гузашта* :

Фикри рӯзи оянда кардаам зи сар берун,
Аз абад наметарсам, бим аз азал дорам.   Сайидо

**Оянда** (бин, дил, дон), м - аз Оянда ва п. м.
**Оят,** а - нишон, аломат:   Давлат агар давлати ҷамшедияст,
Мӯи сафед ояти навмедияст.     Низомӣ

- далел, ҳуҷҷат, бурҳон: Гуфт: Ман инҳо надонам, ҳуҷҷате,
Ки бувад дар пеши ом(м)а ояте. Румӣ
- мӯъҷиза, кароматъ; як фикра (ҷумла)-и Қуръон, ки мазмунеро пурра инъикос мекунад;
- ибрат.

**Оятуллоҳ,** м - аз Оят ва Оллоҳ.

## П

**Падид,** м - намоён, падидор; ошкоро, зоҳир, ҳувайдо; пайдо, аён:
Макаш ҷуз ба андешаи хеш пой,
Ки ҳар ҷавҳареро падид аст ҷой. Низомӣ

**Падида** (бону, гул, вар) , з - аз Падида (ҳодиса, воқеа) ва п. м. ниг. Падид

**Падидовар** - ниг. Падидор.

**Падидор** - падидовар, падидоваранда, ошкоркунанда; ошкор, намудор.

**Падром** - ниг. Пидром.

**Паём** - хабар, пайғом, рисолат:
Ба ҷуз сабо бари он гул паёми ман кӣ барад?
Дуои ман кӣ расонад, саломи ман кӣ барад? Мушфиқӣ

**Паём** (бар, бахш, гузор, рас, расон) - аз паём ва п. м.

**Паёмовар,** м - пайғомовар(анда), хабаровар, қосид, пайк; сафир.

**Паждав,** м - аз паж (замини пасту баланд; кӯтал, сари кӯҳ, гардани кӯҳ) ва давидан.

**Пазира,** з - истиқбол, пешвоз, пешвозгирӣ, қабул:
Бо сад дили шӯху чашми тира
Кардаш падари Даман пазира. Файзӣ

**Пазира** (абрӯ, авранг, адл, азм, ақл, амн, анбар, ангез, андом, арҷ, асл, бахт, бахш, баҳо, беҳ, бону, вар, васф, ваш, ганҷ, гул, гун, ғоя, дил, ово, ораз, оро, рамз, ранг, рахш, рух, рӯй, табъ, тоб, фар), з - аз Пазира ва п. м.

**Пазиро** - пазиранда, қабулкунанда, пешвоз; матбӯъ; мақбул:
Пазиро сухан буд, шуд ҷойгир,
Сухан, к-аз дил ояд, бувад дилпазир. Низомӣ
- фармонбардор

**Пазиро** (беҳ, бону, вар, васф, ваш, ганҷ, гул, ғоя, дил, рамз, рахш, рӯй, фар), з - аз Пазиро ва п. м.

**Пазируфта,** з - ниг. Пазира.

**Пазмон,** м - ёд кардан; ҳаваси дидан (рӯ ба рӯ шудан).

**Пайванд,** м - васл, пайвастагӣ, алоқа, муносибат; сахт вобаста, мутааллиқ; хешию таборӣ; наздикӣ; дӯстӣ; иттиҳод, ягонагӣ, ваҳдат; меҳру муҳаббат:
Дил, ки ба пайванд накӯшад, бидӯз,
Ёр, ки дилсӯз набошад бисӯз. Хисрави Деҳлавӣ

**Пайвандгар,** м - касе, ки бо амали пайванд кардан машғул аст.

**Пайваста,** з - дўст, дўст наздик; хеш, хешованд, аз ҷумлаи пайвастагон:

Нигаҳ кардаме нек ба ҳар сў басе,
Зи пайваста пешам набудӣ касе. Фирдавсӣ

- муттасил, ҳамҳудуд, ба ҳам расида; ба ҳамдигар зич алоқаманд; ҳамеша, доим; паи ҳам, пай дар пай.

**Пайваста** (абрў, бибӣ, бону, гул, моҳ), з - за Пайваста ва п. м.

**Пайғом,** з - хабари хуш, мужда, башорат; паём, хабар:

Аз қадаҳ пири мугон имшаб сарои бода дод,
Ҳамдаме ку, то ба майхона барад пайғомро. Мушфиқӣ

**Пайғомбар** - баранддаи хабари хуш, муждаовар.

**Пайдо,** м - ошкор, ҳувайдо, равшан; зоҳир, намудор; маълум; мавҷуд, вуҷуддошта:

Дар обе, ки пайдо надорад канор,
Ғурури шиновар наёяд ба кор. Саъдӣ

**Пайдо** (вар, васӣ - м, з - гар, фар - м) - за Пайдо ва п. м.

**Пайк,** м - қосид, мухбир, хабарбиёр, хабарбар, паёмбар:

Пеши мо пайке, ки орад муждаи иқболи ёр,
Номи он пайки муборак некпай хоҳем кард. Камоли Хуҷандӣ

Биспурд ба пайку пайк бурдаш,
Бурда ба нигори ў супурдаш . Шоҳин

- хабар, паём; пайки сухан- кинояи аз сухане, ки рози дилро изҳор менамояд:

Кунун суҳбати хомушӣ фурсат аст,
Ки пайки суханро даме рухсат аст. Бедил

- ҳомил, баранда.

**Пайк** (бар, бахш, овар) - аз Пайк ва п. м.

**Пайкар** - нигор; сурат; тан, бадан:

Ман пайкарам, эй писар, ту ҷонӣ,
Лекин чу падар наӣ, надонӣ. Шоҳин

- муҷассама, тандис (а), ҷасад, ҷисм; нақш, тасвир;
- санам; хушрўй, духтари зебо, лўъбат; бозича;
- маҷ, мўҳра, донаи шатранҷ;
- номи асари машҳури Низомии Ганҷавӣ - "Ҳафт пайкар".

**Пайкара,** з - ниг. Пайкар.

**Пайкармоҳ,** з - аз Пайкар ва Моҳ; ниг. Моҳпайкар.

**Пайкон,** м - нўги тези найза ва тир, синон.

**Пайконӣ** - мансуб ба пайкон; навъе аз лаъл, ёқут, алмос ва фирўза ва навшодир, ки ба шакли пайкон будааст;

- як навъ лола; навъи ангур.

**Паймон** (деҳ, шоҳ), м - аҳд, шарт, қавлу қарор:

Маро бо ту имрўз паймон якест,
Бигўям, ки гуфтори ман андакест. Фирдавсӣ

- паймон кардан - аҳд намудан, муоҳида кардан, қавл додан:

Ба пеши чаҳондор паймон кунем,

Дил аз ҷанг ҷустан пушаймон кунем. Фирдавсӣ

**Паймон** (бону, дех, духт, дӯст, ёб, ёд, ёр, завқ, зеб, лутф, маҳ, меҳр, моя, мужда, набид, намо, овар, оро, пазир, парӣ, рабо, рав, рамз, рас, роз, сон, тоб, фазо, файз, фар, физо, фом, фузун, фурӯт, хоҳ, хуш, ҳавас, чаман, ҷӯ, шод), з - аз Паймон ва п. м .

**Паймона,** з - ҷоми шароб, қадаҳ, шароб, май, бода; :

Дар сарам ҳаст, ки чун хок шавад қолиби ман,

Ба ҳавои лаби майгуни ту паймона шавам. Ҳилолӣ

Паймонае, ки бода надорад шикастанист,

Дасте, ки нест масдари эҷод, бастанист. Сайидо

- зарфи шаробхӯрӣ; зарфе, ки ғалла ва ғ. бо он паймоянд (чен кунанд), микёл

**Паймона** (бону, гул), з - аз Паймона ва п. м.

**Пайрав,** м - аз пай раванда, думболарав, тақлидкунанда, муқтадӣ, тобеъ:

Пайрави озодагон осудааст аз захми хор,

Дар биёбон кафши по нақши қадам бошад маро. Сайидо.

**Пайсукун** - хуҷастапай, неккадам, хушпою қадам:

Бори аввал аз тамошои ту аз кор шудам,

Пайсукун диламат аз дур, гирифтор шудам. Аз "Чароғи ҳидоят"

**Пайхуҷаста** - хуҷастапай неккадам, муборакқадам:

Эй пайки пайхуҷаста, ки дорӣ нишони дӯст,

Бо мо магӯ ба ҷуз сухани дилситони дӯст. Саъдӣ

**Панд** - насиҳат, андарз:

Панд, ки талх аст ба барнову пир,

Гуфтани ширин кунадаш дилпазир. Хисрави Деҳлавӣ

- ибрат ; омӯхтан, ёд гирифтан:

Замона панде озодвор дод моро,

Замона, чун нигарӣ, сар ба сар ҳама панд аст. Рӯдакӣ

- калхот, ғалевоҷ, ҷӯчарабо, заған.

**Панд** (бахш, гӯй, дех, дод, дон, дӯст, нома, омӯз, пазир, - м, з; манд, нома, овар, омӯз, офар, пазир, хон, хуш, ҷӯй - м) - аз Панд ва п. м.

**Пандия** ( бону. гул), з - шакли навозишомезонаи Панд.

**Паном,** м - таъвиз, тӯмор, ки барои дафъи чашми бад бо худ гирифта мегарданд; рӯпӯш ё порчае, ки зардуштиён дар вақти хондани "Занд", "Позанд" ва "Авесто" ба рӯи худ мекашиданд; маҷ, пӯшида, пинҳон:

Бо акобир ба маҷлиси хилват

Гуфтугӯи паном меҳоҳам. Камоли Хуҷандӣ

**Паран,** м - дебои мунаққаш, парниёни мунаққаш; шакли кӯтоҳшудаи Парвин, сурайё; манзили моҳ; ниг. Парвин.

**Паран** (бону, дис, овар, духт, душ, пайкар, рух, чеҳр, чеҳра), з - аз Паран ва п. м.

**Паранд,** з - матои абрешимини нафис, ҳарир, шоҳии бенақш, парниёни бенақш:

Чун паранди бедгул бар рӯй пӯшад маргзор,

Парниёни ҳафтранг андар сар орад кӯҳсор. Фаррухӣ

- теғ, шамшер:

Ба як дасташ паранди ободода,

Ба дигар мӯи мушкин тобдода. Фахриддини Гургонӣ

- ҷавҳари шамшер ва теғ;

- зинпӯш; фаранд.

**Параста,** з - он чи ӯро мепарастанд..

**Парасту,** з - фароштурук; ниг. Абобил.

**Парафшон** - дар ҳолати парвоз кардан, парвозкунанда, болу паразанон.

**Парвиз = Парвез,** м - ғалабаовар, музаффар, фирӯзманд, бофатҳу зафар;

- азиз ва арҷманд.

- ғалбер (ғарбол) барои бехтани шакар.

- ба паҳлавӣ - моҳӣ; номи подшоҳ; ниг. Хисрав.

- маҷ. ширинкалом; Парвизи фалак - Офтоб, Хуршед.

**Парвиза** (бону), з - шакли навозиши Парвиз.

**Парвин,** м - номи шаш ситораи кӯчак, ки дар як ҷо ҷамъ шудааст ва ба бурҷи Савр дохил мешавад, ва дар айёми зимистон аз аввали шаб намоён мешавад; манзили Моҳ; ниг. Сурайё:

Ситора чу гул гашту гардун чу боғ,

Чу парвона Парвину Маҳ чун чароғ. Фирдавсӣ

**Парвин** (духт, оз, рух, рухсор, чеҳр, чеҳра - з; ҷон, шоҳ - м) - аз Парвин ва п. м.

**Парвина** (бону, гул, моҳ, хон - з) - шакли навозиши Парвин ва п. м.

**Парво** - сабр, қарор, ором, шикебоӣ, тоқат; майл ва рағбат; таваҷҷуҳ, эътино бим ва тарс.

**Парвоз,** м - паридан, париш: Зоғ бо зоғ кунад парвозҳо,

Булбуле бо булбулон овозҳо. Румӣ

**Парвоза,** з - тӯша ва таоме, ки дар сайр, шикор ва сафар ҳамроҳи худ мегиранд;

- оташе, ки шаби арӯсӣ афрӯхта мешавад;

- баргу резаҳои тилло (нуқра) - ранг, ки бар сӯи арӯсу домод нисор мекунанд;

- айшу хуррамӣ.

**Парвона,** з - ҳашара (ҳашарот - ҷ. ҳашара) - е, ки дар шаб гирди чароғ, шамъ ва ғ. мепарад ва худро ба онҳо мезанад; парвонаи чароғ:

Ба зери дарахте чу гаштем ҷамъ,

Бад-он сон ки парвона бар гирди шамъ. Шоҳин

- нури шамъ ё чароғ;

- ҳукм, амр, фармон, фармонрасон, пешрави лашкар:

Парвонаи ӯ гар бирасад бар талаби ҷон,
Чун шамъ ҳамон дам ба даме ҷон биспорам. Ҳофиз

- иҷозат, рухсат (нома), гузарнома, барот, ҳавола (вогузоргардида):

Рӯзе сарат бибӯсаму дар поят уфтам,
Парвонаро чӣ ҳоҷати п а р в о н а и духул? Саъдӣ

- маҷ. муштоқ, иштиёқманд, ҳавасманд;

**Парвона** (бону, гул), з - аз Парвона ва п. м.

**Парвор** - парвариш, парваридан; пуштибон,такягоҳ; воситаи дилгармӣ;

- миҷмараи уд, зарфи удсӯзӣ, манқале, ки ба он уд андохта месӯзонанд ва хонаро хушбӯ мекунанд:

Миҷмараро оташи латиф барафрӯхт,
Уд ба парвор барниҳоду ҳамесӯхт. Дақиқӣ

**Парда** - чодаре, ки занон барои аз мардон рӯ пинҳон кардан ба сар мегиранд; чодар, ниқоб, ҳиҷоб;

- маҷ. ҳарам, хонаи махсуси занон; хонаи хос; чизиноъмаълум, ғайб, сирҳои пӯшида;

- маҷ. уфуқ; осмон; ирода; муҳофиз, нигаҳбон;

- дар пироҳан таваллудшуда, кӯдаки бо як навъ сатри модарзод таваллудшуда, ба маънои хушбахт; дар иҳотаи сирру асрор буда;

- ҳалқае аз пай, рӯда ё филизе, ки ба дастаи олатҳои мусиқии торӣ гузаронда мешаванд, то ин ки навозанда барои ҳифзи мақоми мусиқӣ торро дар рӯи он бо ангушт зер кунад; мақом, оҳанг, нағма, наво.

**Парда** (алӣ, бой, дор, мурод - м; бибӣ, гул - з) - аз Парда ва п. м.

**Пардис** - боғи биҳишт.

**Париё**, з - мисли Парӣ.

**Париандом**, з - паришакл, парипайкар; маҷ. зебо; ниг. Парӣ:

Тарҳи мавзуние намоям ом,
Ки шавад санг ҳам париандом. Бедил

**Париваш** - монанди парӣ, мисли парӣ; маҷ. зебо, хубрӯй; ниг. Парӣ.

**Паридухт**, з - паридухтар, паризод; маҷ. зебо, хушрӯй.

**Паризод**, - зодаи парӣ, насли парӣ, паринажод; маҷ. бисёр зебо, хушрӯй:

Паризоде маро девона карда,
Зи хешу ошно бегона карда. Ҳозиқ

**Паризода** - ниг. Паризод.

**Паринажод** - ниг. Паризод: Бечора чунон номурод аст,
Мафтуни рухи паринажод аст. Шоҳин

**Паринамо**, з - ниг. Париандом, Парирух.

**Парипайкар**, з - зебо, хушрӯй, соҳибҷамол.

**Парирух**, з - парирӯй, зебо, хушрӯй:

Буданд парирухони мактаб
Дар суҳбати қайс рӯз то шаб. Ҳилолӣ

**Парирухсор**, з - ниг. Парирух:

Дил ки шуд парвонаи шамъи парирухсорае,
Ном чун дорад ба худ, аз сӯхтан ӯро чӣ бок. Мушфиқӣ

**Парирӯ(й),** з - ниг. Парирух.

**Парисурат,** з - парирӯй, паричеҳра, хубрӯй, зебо:

Ногоҳ парисурате андар назар омад,
Дидем дар он сурату девона бимондем. Хисрави Деҳлавӣ

**Парихон** - парибанд, париафсой, соҳир, ҷодугар.

**Паричеҳр,** м - парирӯй, парирухсор, зебо, бисёр хушрӯй:

Паричеҳра фарзанд дорад яке,
К- аз ӯ шӯхтар кам бувад кӯдаке. Абӯшакури Балхӣ

**Паричеҳра,** з - ниг. Паричеҳр.

**Пария,** з - шакли навозишомезонаи Парӣ.

**Парӣ,** з - махлуқи афсонавӣ, ки ба чашм нонамоён, хушрӯю зебо ва некӯкор тасаввур карда мешавад; мафтункунанда, нозанин; маҷ. маъшуқаи зебо:

Аз дур бидидам он париро,
В-он рашки бутони озариро. Анварӣ

- ниг. малак, фаришта, ҳур.

**Парӣ** (бахт, бахш, бону, бун, ванд, вах, вор, гул, да, дис, дод, дода, ён, зан, зода, меҳр, моҳ, нисо, ноз, ном, рухсора, рӯз, симо, со, сой, сон, тан, фар, фом, шод, шода, шодон) - з - аз Парӣ ва п. м.

**Париниён,** з - шоҳӣ, матои нозук (нафис), ҳарири чинии мунаққаш; ангури марғуб; шамшер.

**Парно = Парано,** з - дебои мунаққаш дар ғояти латофат ва назокат:

Чунки заррин қадаҳе бар кафи симин санаме
Ё дурахшанда чароғе ба миёни парано. Манучеҳрӣ
Ба рӯю синаву соид хиҷил шуданд аз вай,
Яке ҳарири дуюм ҳуллаву сеюм парано. Адиб Собир

**Парнуи** - париниён, дебои мунаққаш, ҳарири пурнақш.

**Паровар,** м - парвозкунанда, парранда:

Гаҳе бо чаранда чарогар шудӣ,
Гаҳе бо паранда паровар шудӣ. Хоҷу

**Парранда,** з - ҳар ҷонваре, ки мепар(р)ад, парвозкунанда.

**Партав** (алӣ, афкан), м - шуоъ, нур, шӯъла, фурӯғ (-и офтоб, моҳ); маҷ. сафо, ҷӯшишу тароват; кайфияти хос; нур афшондан, рӯшноӣ додан; сафову тароват бахшидан:

Партави некон нагирад ҳар кӣ бунёдаш бад аст,
Тарбият ноахлро чун гирдакон дар гунбад аст. Саъдӣ

**Партав** (гул, гун, гуна, моҳ), з - аз Партав ва п. м.

**Парчам,** з - пӯпаки абрешимӣ, мӯй ё думи гови кӯҳӣ (кӯтос), ки ба нӯги байрақ ё найза мебастанд; парчами гиреҳзада - киноя аз зулфи тобдор; - ливо, байрақ, алам, дирафш; забона (и оташ).

**Парчам** (бону, гул, дех, дод, лор, дор, оро, моҳ), з - аз Парчам ва п. м.

**Патӣ,** з - ҷингила мӯй. Тифли навзоди мӯйҳои пурҷингила дошта.

**Пахта,** з - пунба; нахе, ки танаи пунбадонаро аз ҳама тараф иҳота мекунад; растание, ки ҳосили он асосан дар саноати матоъбофӣ истифода мешавад.

**Пахта** (бибӣ, бону, гул, моҳ, нисо, рӯй), з - аз Пахта ва п. м.

**Паҳлав,** м - паҳлавон, далер, шуҷоъ, гурд; ниг. Паҳлавон:

Кунад ҳар паҳлаве хисравнишонӣ,
Ту ҳам худ хисравӣ, ҳам паҳлавонӣ. Низомӣ

- соҳибҷоҳу мол;
- номи писари Сом ибни Нӯҳ.
- шаҳр.

**Паҳлавӣ,** м - мансуб ба давраи Ашкониён ва Сосониён ё мардуми он давра (асрҳои аввали баъд аз мелод то асри VII);

- забони форсии давраи Ашкониён ва Сосониён;
- киноя аз забони форсии дарӣ - забони тоҷикӣ, ки ибтидои он асрҳои VIII – IX аст;
- паҳлавон будан, паҳлавонӣ, қаҳрамонӣ:

Ҳастанд гоҳи бахшишу кӯшиш ғуломи ӯ,
Ҳотам ба зарфишониву Рустам ба паҳлавӣ. Ибни Ямин

**Паҳлавон,** м - зӯрманд, тавоно,қавӣ, далер, шуҷоъ, баҳодур, диловар.

- сарлашкар, сипаҳбуд.

**Пашанг** = Пашан, м - номи падари Афросиёб ва чанде аз қаҳрамонони "Шоҳнома"

**Пероста = Пироста,** з - озода, зебо; музайян, зинат додашуда, сайқал додашуда, зудуда; муҳайё, омода (гӣ).

**Пероя,** з - зебу зинат, ороиш; зевар, асбоби зинат ва ороиш; пероя бастан - маҷ. ба назм даровардани сухан, манзума сохтан:

Бастам ба ҳазор пухтахомӣ,
Перояи Хисраву Низомӣ. Шоҳин

**Пероя** (банд, гар, деҳ, пӯш, санҷ), з - аз Пероя ва п. м.

**Перӯз** - ниг. Пирӯз.

**Пеш** - пешопеш, аз пеш; наздик, аввал, оғоз, оянда.

**Пеша** - амал, кор, шуғл: Ба гети беҳ аз ростӣ пеша нест,
Зи кажҷӣ батар ҳеҷ андеша нест. Фирдавсӣ

- касб, ҳунар, санъат: Дар коргаҳи чунин дилафрӯз
Коре куну пешае биёмӯз. Ҳилолӣ

**Пеш** (аҳд, бар, воз, гард, гин, гӯён, гӯй, даст, дод. дода, дон, ёр, ин, кор, қадам, ниҳод, овард, омад, оҳанг, оянд, перо, рав, рас, рафт, саф, тоз, хез, хон), м - аз Пеш ва п. м.

**Пеш** (бар, бин, вар, воз, воза, гард, даст, дон, каш, кора, қадам, омад, оҳанг, оянд, оянда, рав, рас, рафт, рафта, саф, ханд, хез, хирад, хон, хонда), з - аз Пеш ва п. м.

**Пешавар,** м - ҳунарманд, санъаткор, косиб, ҳунарпеша:

Ба поён расад кисаи симу зар,
Нагардад тиҳӣ кисаи пешавар. Саъдӣ

**Пешбин,** м - дурандеш, оқибатандеш, доно ва хирадмандe, ки ояндаро дарк мекунад:

Чист иқбол? Пешбин будан,
Осмон доштан, замин будан. Бедил

**Пешбоз,** м - пешвоз, истиқбол, боздид:

Чу шаҳ дид, дар пешбоз омадаш,
Арӯсе чунон дилнавоз омадаш. Низомӣ

- пеши роҳ кушода.

**Пешво** - раҳнамо, сардор; муршид:

Дар ин пеша чун пешвои навӣ,
Куҳанпешагонро макун пайравӣ. Низомӣ

**Пидром,** м - ороста, пероста, зинатёфта:

Гул бихандиду боғ шуд пидром,
Эй хушо ин ҷаҳон бад-ин ҳангом. Фаррухӣ

- шод, хушдил, хуш, хуррам:

Шаҳо, то бар забони халқ бошад ин масал ҷорӣ,
Ки гардад хурраму пидром мулк аз адлу кишт аз нам! Сӯзанӣ

- муборак, фаррух, ҳуҷаста, хушхосият; шодӣ, хушӣ; ҷои хобу ором;
- саҳеҳ, дуруст, мувофиқ: Падар гуфт: Раъи ту пидром нест,
Ту хурдӣ, туро разм ҳангом нест. Асадӣ
- мунтазам, доимӣ, поянда: Навозишгариҳои пидроми ту
Барорад ба ҳафтум фалак номи ту. Низомӣ

**Пидрома,** з - ниг. Пидром.

**Пизишк** - табиб, ҳаким, муолиҷакунандаи касалиҳо.

**Пил** - ҳайвони калонҷусса ва бузурги хартумдор; фил;
- номи яке аз мӯҳраҳои шоҳмот.

**Пил** (афған, банд, боло, бон, вор, вар, зӯр, пайкар, ранг, рӯз, сар, сим, тан), м - аз Пил ва п. м.

**Пир,** м - солхӯрда, куҳансол, умрдида, муршид, роҳнамо:

Танатро чу кардам тавоно ба шир,
Ҷавонӣ макун бар парастори пир. Шоҳин

- дар тасаввуф - пири рӯҳонӣ, муршид ва роҳнамои тариқат:

Гар зи пеши худ биронӣ чун саг аз масҷид маро,
Ман, ки дар роҳи иродат, ҳама кас пири ман аст. Шоҳин

**Пиралӣ,** м - Алӣ - роҳнамои тариқат.

**Пир** (аҳмад, бобо, вайс, валӣ, зар, зод, меҳрон, муҳаммад, маҳмад, назар, нафас, ниё, ниёз, огон, оиш, оман, омун, он, она, оншоҳ, осб, оста умшоҳ, ҷон, шаҳриёр, шод), м - аз Пир ва п. м.

**Пирон,** м - номи сипаҳсолор ва вазири Афросиёб, ки падараш Виса ном

дошт; Пиронвиса низ мегӯянд; ниг. Вис.
**Пирӯз,** м - музаффар, ғолиб, фотеҳ, мансур; комёб; хушу хуррам.
**Пирӯз** (азм, алй, аранг, ахтар, гар, ном, он, рой, ром), м - аз Пирӯз ва п. м.
**Пирӯз** (гар, духт, меҳр, ном, нӯш, он, рой, ром), з - аз Пирӯз ва п. м.
**Пирӯза,** з - навъе аз сангҳои қиматбаҳои кабудранг ё осмониранг, ки барои зебу зинат ба кор мебаранд. Фирӯза(ба русй - бирюза):

Биёростандаш ба дебои зард,
Ба ёқуту пирӯзаву лоҷвард. Фирдавсй

- ниг. Пирӯз; ниг. Фирӯза.

**Пирӯза** (бону, гул, гун, гуна, моҳ, ранг, ахтар), з - аз Перӯз ва п. м.
**Пирӯзбахт,** м - дорои бахти баланд, ботолеъ, баландбахт:

Ҳавои дил ба пирӯзй биронем,
Ки ҳам пирӯзбахту ҳам ҷавонем. Фахриддини Гургонй

**Пирӯзманд,** м - музаффар, мансур, фотеҳ, комёб, босаодат.
**Пирӯзразм,** м - дар ҷанг ғалабакунанда, дар ҷанг ғолибшаванда:

Саворе шавад неку пирӯзразм,
Сари анҷуманҳо ба разму ба базм. Дақиқй

**Пирӯзрӯз,** м - музаффару мансур; комёб, босаодат.
**Писанд** - писандида, хушоянд, мақбул, маъқул; нек, хуб, нағз.
**Писархон(д),** м - ба сифати писар қабулгашта.
**Писта** - номи меваe, ки пӯчоқаш сахт ва мағзаш сабзу хушмаза аст,
- маҷ. зебо, хушрӯ; кинояи аз лабу даҳони маҳбуба:

Намехандад ба шодй пистаи ӯ,
Гиреҳ дорад зи ғам доим бар абрӯ. Фахриддини Гургонй

**Писта** (бону, гул, даҳан, лаб, нисо), з - аз Писта ва п. м.
**Побарҷо(й),** м - пойдор, устувор, собитқадам, боматонат:

Нанишодй зи кӯҳ берун пой,
Балки будй чу кӯҳ побарҷой. Ҷомй

**Подшоҳ = Подшо = Подшаҳ,** м - соҳиби тахту тоҷ, ҳукмрони мутлаки як мамлакат, шоҳ, малик, султон, ҳаким; маҷ. фармонраво, соҳибихтиёр; маҷ. ғолиб, фотеҳ, музаффар; маҷ. Худо; киноя аз маҳбуба.
**Подшоҳ** (бегим, бону, гул), з - аз Подшоҳ ва п. м ..
**Поёнбин** - оқибатбин, охирбин, оқибатандеш, дурандеш.
**Поёндон** - ниг. Поёнбин.
**Позанд = Пожанд,** м - номи китобе дар забони паҳлавист, ки оиди шарҳу тафсири китоби "Жанд" ё "Занд" аст.
**Позаҳр = Подзаҳр** - заҳрмӯҳра; посдорандаи заҳр:

Сухан заҳру позаҳру гарм асту сард,
Сухан талху ширину дармону дард. Абӯшакури Балхй

**Поиз,** м - мавсими тирамоҳ, аввали мизон; хазон, баргрезон.
**Поиза,** з - поизй, тирамоҳй; ниг. Поиз.
**Пойдор,** м - устувор, қоим, тоқатнок; вафодор; ҷовид, ҷовидон, доимй:

Набошад ҳаме неку бад пойдор,
Ҳамоя беҳ, ки некӣ бувад ёдгор. Фирдавсӣ

Аз ту анҷуман кардан, май зи хуни дил хӯрдан,
Базми пойдор аст он, айши безавол аст ин. Савдо

**Пойдора,** з - мададгор, ёридиҳанда, нигаҳдор; поймард; ниг. Пойдор.

**Поймард,** м - мададгор, ёридиҳанда, ёвар, дастгир:

Падар пир шуд, поймардаш ҷавон,
Ҷавоне хирадманду равшанравон. Фирдавсӣ

- шафеъ, шифоаткунанда, восита, миёнарав:

Ба наздики ӯ поймардам ту бош,
Бад-ин дард дармони дардам ту бош. Асадӣ

**Пойовар,** м - калон, бузург; қавӣ, бақудрат, тавоно.

**Пойтахт,** м - шаҳри марказӣ, ки аз он ҷо мамлакат идора карда мешавад.

**Пок** - соф, тоза, покиза, шаффоф; маҷ. беайб:

Ин ҷаҳон поку худкирдор аст,
Он шиносад, ки дилш бедор аст. Рӯдакӣ

- тамоман, ба тамомӣ, ҳамагӣ, сар то по, сар то сар, ба куллӣ;
- холӣ, тиҳӣ; дуруст; ҳалол, тоҳир; порсо, тақводор, покдоман; беғараз, бекина, бе макру ҳила, беомезиш, беолоиш; намозӣ.

**Пок** (абю, амал, асл, ахтар, бадан, бар, бос, ботин, вар, виҷдон, вуҷуд, даст, дида, дод, дода, дор, ёб, ёр, замон, имон, ифазой, ихлос, ирдор, кор, қалб, мағз, мард, маслак, нажод, насаб, насл, нафас, нафс, нигар, ном, нур, овар, овард, оварда, он, пайкар, парвар, пур, рав, равон, рух, рӯ, рӯз, рӯй, сиришт, сухан, табиат, табъ, талаб, тан, тинат, фикр, чеҳр, ҷисм, ҷон), м - аз Пок ва п. м.

**Пок** (андеш, андом, ахгар, ахтар, бадан, бар, бин, боз, бону, ботин, бум, бун, варз, виҷдон, вор, вуҷуд, гавҳар, даст, дида, дил, дин, дис, дод, дода, доман, дон, дор, духт, ёб, ёд, ёр, замир, зод, зода, ихлос, кирдор, кор, қалб, мағз, моя, нажод, назар, насаб, насл, нафас, нигар, ниҳод, ниҳода, ноя, ном, нур, нӯш, овар, овард, она, оро, пайкар, пар, парӣ, рав, равон, рад, ранг, рафтор, роз, рой, рух, рухсор, рӯй, симо, сират, сиришт, сом, сор, соя, сухан, табиат, табъ, талаб, тан, тинат, тоб, фар, фикр, фирӯз, фитрат, фом, фурӯғ, хоста, хоҳ, чашм, чеҳр, чеҳра, ҷисм, ҷома, ҷон, ҷӯ, ҷӯе, шед, шир, шод), з - аз Пок ва п. м.

**Покбин** - касе, ки бо назари беғараз ба маъшуқ нигоҳ мекунад, покназар; он кӣ ишқи поки инсонӣ дорад:

Кудурат аз дили Ҳофиз бибурд сӯҳбати дӯст,
Сафои ҳикмати покону покбинон бин. Ҳофиз

**Покбоз** - касе, ки бе ҳила ва макр қимор мебозад; росткор, ҳалолкор, дуруст-кор; ошиқи босадоқат, ошиқи беғараз; порсо, парҳезкор.

**Покбону,** з - покдоман, покСиришт, поктинат; ниг. Покдоман.

**Покгавҳар,** з - покнасл, покнажод, некзод; покСиришт, поктинат, покдил:

Сарчашмаи нашот дили покгавҳар аст,
То дил шукуфта аст, сухан тозаву тар аст. Соиб

**Покдил** - софдил, покзамир, покқалб:

Олудагии хирқа харобии ҷаҳон аст,
Ку роҳраве, покдиле, хубсиришге? Ҳофиз

**Покдин** - он кӣ дорои расму оин ва кешу мазҳаби писандида аст; маҷ. одами поквиҷдон, одами некӯ ва соф, нексират:

Халаф монд аз он орифи покдин,
Чунин навҷавоне ба рӯйи замин. Садри Зиё

**Покдоман** - боисмат, боиффат, афифа; парҳезкор, порсо.

**Покзамир** - покдил, покразъӣ, покниҳод, поктинат.

**Покзод,** м - покнажод, асил, покнасл:

Чӣ хуш гуфт Фирдавсии покзод,
Ки раҳмат бар он турбати пок бод! Саъдӣ

**Покзода,** з - ниг. Покзод.

**Покиза,** з - соф, тоза; холис, беғаш:

Покиза чу қатраи гулобӣ,
Як зарра, валек офтобӣ. Ҳилолӣ

- хуб, некӯ, нағз; дуруст:

Бигуфт он чӣ донисту покиза гуфт,
Ба гил чашми хур нашояд ниҳуфт. Саъдӣ

- зани покдоман, афифа, боисмат.

**Покиза** (гавҳар, гӯй, дил, дин, кор, қавл, мағз, мағз, назар, нафс, пайкар, рав, рой, рӯй, сират, сиришт, табъ, тан, тинат, ҷон), м - аз Покиза ва п. м.

**Покиза** (андом, бону, гавҳар, гӯй, дил, дин, доман, кор, қавл, мағз, моҳ, нафс, пайкар, рав, рой, рӯй, сират, сиришт, табъ, тан, тинат, хон, чеҳр, чеҳра, ҷон), з - аз Покиза ва п. м.

**Покмеҳр** - покмуҳаббат, содиқатманд:

Яке офарин кард Бузургмеҳр,
Ки эй шоҳи равшандили покмеҳр. Фирдавсӣ

**Покназар,** м - неказар, некбин, он кӣ дорои назари беғараз аст:

Хоҳӣ, ки туро дар назар оянд рухи хубон,
Бо рӯйи никӯ оинаваш покназар бош. Махфӣ

**Покниҳод,** м - покфитрат, поктинат, поксиришт, покизасиришт, покизатабъ.

**Покфитрат** - ниг. Покниҳод.

**Полвон,** м - шакли дигари Паҳлавон; ниг. Паҳлавон.

**Полвон** (бой, назар, ниёз), м - аз Полвон ва п. м.

**Полуда** - соф, тоза, покиза, пок:

Ҷаҳон аз дасти мо осуда бошад,
Зи парҳошу ситам полуда бошад. Фахриддини Гургонӣ

Зари олуда камъиёр бувад,
Зари полуда пойдор бувад. Саноӣ

- мач. табоҳ, зоеъ, бекора;
- як навъ ҳалвое, ки аз орд, қанд, асал ва г. мепазанд.

**Помир** - аз По(й) - → пойгоҳ, яъне ҷой ва Мир (амир) - мақом, тахт, яъне пойгоҳи амирон, шоҳон.

**Помир** (дод, дода, зод, зода, шоҳ), м - аз Помир ва п. м.

**Порсо,** м - пок, покиза, покдоман, некӯкирдор; боисмат; диндор, парҳезкор; худотарс; зоҳид.

**Порсо** (каё, меҳр, назар, хон), м - аз Порсо ва п. м.

**Посбон** - нигаҳдор, нигаҳдоранда, муҳофиз, дидбон, қаровул; кинояи аз сайёраи Зуҳал:

Саре, к-ӯ аз ҳаё дар пеш бошад,
Ба исмат посбони хеш бошад. Ҳилолӣ

**Посдор,** м - нигаҳбон, нигаҳдоранда, посбон.

**Постон,** м - ниг. Бостон.

**Поя** - бунёд, асос, таҳкурсӣ, пойдевор; зер, таг, домана; ҷой, маҳал; маротиба, бор, карат; дараҷа, қадр, мартаба, мақом.

**Поя** (афроз, вар, гузор), м- аз Поя ва п. м.

**Поянда,** з - бардавом; ҷовид, доимӣ, ҳамешагӣ, абадӣ; пойдор, устувор, тобовар.

**Пояндашоҳ,** м - аз Поянда ва Шоҳ.

**Пудина** (бону, гул - з), м - номи растании боғии хушбӯи хӯрданбоб; наъно, ҳулбӯй, ҳулбӯ.

**Пур** - лаболаб, саршор; бисёр, афзун, зиёд; мач. доно, оқил; ҳамчун қисми аввали калимаҳои мураккаб маънои бисёрро ифода мекунад, мас. пурбаҳо - қиматнок, пурдон - ботаҷриба.
- писар, валад; зода (дар таркиб).

**Пур** (авҷ, азамат, амал, анвор, андеша, арзиш, армон, арҷ, асрор, афсун, ахтар, аҷаб, ашӣ, бар, баракат, бардошт, баҳо, беҳ, бор, гавҳар, ганҷ, ғазал, ғайрат, дида, дон, дониш, ёб, ёр, зафар, зоҳир, зиё, илм, илтифот, иноят, иғъом, исино, ифода, ихлос, ишқ, кор, қимат, қувват, мавҷа, мағз, мада, мазид, манд, маниш, маъӣ, маъно, маҳорат, меҳр, моя, муддао, навид, наво, наим, нақш, насим, неъмат, ниёз, ово, огаҳ, озар, орзу, оташ, офтоб, ранг, раста, ратан, сабр, самар, сано, саноъ, сарват, сареҳ, саъӣ, сино, сон, сувар, сукут, табассум, тавон, тамкин, тараб, туғён, умед, фазилат, фазл, фазо, фан, фар, фикр, фурӯғ, футӯҳ, ханда, хирад, хурӯш, ҳашам, ҳикмат, ҳиммат, ҳунар, хуш, ҷасорат, ҷигар, ҷуръат, шавқ, шакар, шарар, шараф, шасб, шаъя, шон, шоеб, шукӯҳ, шӯр, шӯҳрат, эҳсон, эҳтиёт, эътиқод, эъҷоз), м - аз Пур ва п. м.

**Пур** (авҷ, андеш, андеша, арзиш, арҷ, асрор, афсун, ахтар, баракат, баҳо, бин, бор, гавҳар, ганҷ, гул, гуҳар, ғайрат, дида, дил, дон, зар, зиё, зинат, зӯр, ишқ, кор, кора, қимат, латофат, лаъл, лола, мавҷ, маҳорат, маъӣ, маъно, меҳр, моҳ, моя, нақш, нафосат, неъмат, нигор, нур, нура, овоза,

озарм, озин, она, онак, ондухт, онрух, онтан, ончеҳр, орзу, офтоб, ранг, раста, сабр, самар, сарват, сафо, саъй, сим, со, сона, сувар, табассум, тантана, тароват, умед, фазо, файз, фурӯғ, ханда, хол, хумор, ҳавас, ҳикмат, ҳунар, ҷило, ҷозиба, шавқ, шакар, шарар, шарақ, шаън, шод, шукӯҳ), з - аз Пур ва п. м.

**Пурдил,** м - далер, диловар, шуҷоъ, ҷасур.

**Пурзиё,** м - ниг. Пурнур; аз Пур ва Зиё.

**Пурзур = Пурзӯр,** м - ниг. Паҳлавон.

**Пурнур,** м - пур аз нур, нуронӣ, бисёр равшан, мунаввар.

**Пурсафо -** Пурнур; Пурсадоқат.

**Пурфайз,** з - пурхайру баракат; ниг. Файз.

**Пӯлод** (бек, хон, ҷон - м; бибӣ, гул, ой - з) - филизи нуқраранги бисёр мустаҳкам, хӯлаи оҳану карбон; маҷ. пойдор, маҳкам.

Р

**Раб(б),** м - Худованд. Парвардигор ва ба салоҳ оранда, парваришкунанда.

**Раб(б)ӣ,** м - Парвардигор, о Худоё, ё раб - эй Худо(и ман), ой Худо:

Кай диҳад даст ин ғараз, ё раб, ки ҳамдастон шаванд,
Хотири маҷмӯи мо, зулфи парешони шумо. Ҳофиз

- молик, соҳиб.

**Раббам,** м - Парвардигорам; Раббӣ - парвардигори ман

**Раббимуҳаммад,** м - соҳиби Муҳаммад.

**Раббониддин,** м - аз молик (соҳиб)-и дин.

**Раббинисо,** з - мураббии занон; ниг. Раббуннисо.

**Раббонӣ,** м, а - мансуб ба Худо; марди Худо, худошинос.

**Раббуннисо,** з - аз Раббӣ ва Нисо.

**Рабеъ,** м, а - баҳор, баҳорон; номи марди сахӣ, ки ӯро Рабеъ ибни Фазл гӯянд; - моҳҳои сеюм ва чоруми қамарӣ - Рабеулаввал ва Рабеуссонӣ.

**Рабиб,** м, а - дастпарвард, парварда; нону намак хӯрда; писаре, ки зан аз шавҳари собиқ овардааст.

**Рабиба,** з - доя, парастори кӯдакон; духтаре, ки зан аз шавҳари собиқ овардааст.

**Рабиъ,** м - ниг. Рабеъ.

**Равноқ,** з, а - пок, тоза, зулол, соф, холис.

**Равноқ** (бахш, дил, рӯ, симо) - аз Равноқ ва п. м.

**Равз,** м- ҷ. Равза.

**Равза,** з, а - боғ, сабзазор, марғзор, гулистон, бӯстон:

Гуле, к-аз равзаи фирдавс хезад,
Зи шарми рӯяшон бар хок резад. Ҷомӣ

**Равза** (бибӣ, бону, гул), з - аз Равза ва п. м.

**Равзаалӣ,** м - боғ (марғзор, гулистон)-и Алӣ.
**Равзалӣ,** м - ниг. Равзаалӣ.
**Равзатуллоҳ,** м - боғ (марғзор, гулистон)-и Оллоҳ.
**Равзия,** з - шакли навозишомезонаи Равза.
**Равнақ,** м, а - болоравӣ, инкишоф, пешрафт, тараққӣ; сайқал, ҷило, обдорӣ; фурӯғ, тобиш; тару тозагӣ, тароват, тантана; бузургӣ, ҳашамат, шукӯҳ.
**Равоком,** м - касе, ки ба муродаш расидааст; одами некбахт, комёб:

Равоком омадӣ ё нораваком,
Аз ин ҳар ду кадомин барниҳам ном? **Фахриддини Гургонӣ**

**Равон** - ҷорӣ, ҳаракаткунанда, раванда, сайёр:

Монанди об дар гулу райҳон равон шудем,
То аз замини ташнаи мо бардамад гиёҳ. **Шамси Табрезӣ**

- тез, зуд, дарров, фавран:

Биё, соқиё, май равонтар биҷеҳ,
Сабук бошу ҷоми гаронтар биҷеҳ. **Ҷомӣ**

- сабукрав, тезгар, сареуссайр, хушрафтор;
- лоиқ, шоиста, муносиб; раво, ҷоиз:

Он чӣ, ки бар худ написандӣ равон,
Бар дигаре ҳам маписанд, ар тавон. **Хисрави Деҳлавӣ**

- ҷон, рӯҳ:

Сухан чун баробар шавад бо хирад,
Равони сароянда ромиш барад. **Фирдавсӣ**

**Равонбахш,** м - ҷонбахш, зиндагибахш, рӯҳафзо:

Хун шуд дилам аз ҳасрати он лаъли равонбахш,
Эй дурҷи муҳаббат, ба ҳамон мӯҳру нишон бош! **Ҳофиз**

**Равономез,** м - рӯҳафзо, ҷонбахш.
**Равоносо(ӣ)** - осоишдиҳандаи ҷон, роҳатбахш:

Агарчи шоири усто равоносо сухан гӯяд,
Ҷуз андар мидҳати ӯ он суханҳо беравон бошад. **Фаррухӣ**

**Равонпарвар,** м - ҷонпарвар, зиндагибахш, фараҳовар, дилкушо.
**Равоншед = Равоншид,** м - Хуршеди равон (раванда); рӯҳи пок; аз равон ва Хуршед.
**Равшан** - нуронӣ, дурахшон, тобон;
- мач. холӣ аз ғубори тирагӣ ва андӯҳ, беғам, пок, тоза, соф.
**Равшан** (бегим, бибӣ, бин, бону, гул, дил, духт, замир ой, меҳр, моҳ, намо, равон, рой, симо, фикр, чеҳр, чеҳра, ҷабин), з - аз Равшан ва п. м.
**Равшан** (басар, бек, бин, бой, гар, гуҳар, замир, меҳр, намо, ниҳод, он, рой, тоб, фикр, чеҳр, ҷон, шоҳ), м - аз Равшан ва п. м.
**Равшанак,** з -аз Равшан; гиёҳи давоӣ - шотил низ гӯянд;
- номи духтари Доро, ки завҷаи Искандари Мақдунӣ шуд.
**Равшаналӣ,** м - Алии нуронӣ; аз Равшан ва Алӣ.
**Равшангул,** з - аз Равшан ва Гул; гули тобон.

**Равшандил**, м - покдил, он кй дилаш аз олоишу ғараз ва кудурат (ғубори тирагй ва андӯҳ) соф аст; дилогоҳ, бомаърифат, доно, ориф.
**Равшаноро**, з - аз Равшан ва Оро.
**Равшанравон**, м - равшантабиат; нуронисиришт; кушодадил.
**Рад**, м - доно, донишманд, хирадманд, бихрад, оқил; пешвои дини Зардуштй:

Яке анчумаи сохт бо бихрадон,
Хушевору корозмуда радон. Фирдавсй

- шучоъ, далер, диловар, паҳлавон, бузург, сарвар:

Туро бод човид тахти радон,
Ҳамон тоҷу ҳам фарраи мӯбадон. Фирдавсй

**Радиф**, м - ҳамсаф, ҳамсафар; калима ё ибораe, ки дар шеър дар охири мисраъҳо баъд аз қофия такрор мешавад ва қисми дигари ҷудонашавандаи он мебошад.
**Радия**, з, а - интихобшуда, хосташуда; баргузида, маҳбуба, маъшуқа; тахаллус (лақаб)-и Фотима (р.), духтари Муҳаммад (с.а.с.) .
**Радон**, м - ҷ. Рад; ниг. Рад.
**Раёҳин**, з - ҷ. Райҳон; ниг. Райҳон.
**Разбон**, м - боғбон, боғбони токзор:

Разбон гуфт: Чй раъй асту чй тадбир ҳаме,
Модар ин бачагонро надиҳад шир ҳаме. Манучеҳрй

**Раззоқ**, м, а - ризқдиҳанда, рӯзидиҳанда, аз номҳои Худои мутаол.
**Разин**, м - устувор; маҷ. мустақил.
**Разина**, з - ниг. Разин.
**Разия**, з - шакли навозишии раз (ток, дарахти ангур; ангур).
**Разиуддин**, м - дин аз ӯ хушнуд бод; баргузидаи дин.
**Разиюллоҳ = Разиуллоҳ**, м - Худо аз ӯ хушнуд бод; баргузидаи Оллоҳ; яке аз лақабҳои Муҳаммад (с.а.с.).
**Разй**, м - хушнуд; ниг. Хушнуд.
**Разм** - ҷанг, набард, пайкор.
**Разм** (анда, дида, дор, ёз, ивар, иддин, ин, кор, меҳр, нома, овар, озмо, озмуд, он, мона, оро, соз, сӯз, туз, ҷӯ), м - аз Разм ва п. м.
**Разм** (иовар, иша, меҳр, нома, овара, озмо, он, ҷӯ), з - аз Разм ва п. м.
**Разонат**, а - устуворй, пойдорй, мустаҳкамй; виқор, вазнинй, оромй, оҳистагй.
**Раис**, м, а - сардор, идоракунанда, сарвар; мансаби динй дар ислом, касе ки ба иҷрои аҳкоми дин, ба рафтору ахлоқи мусулмонон, ба дурустии сангу тарозу ва ғ. назорат мекунад.
**Раиса** (бону), з - ниг. Раис.
**Рай** - обшорон, обшор карда;
- номи шаҳри калонe дар Эрон, ки дар натиҷаи ҳуҷуми муғулҳо хароб гардид. Ҳоло низ баъзе харобаҳои он дар наздн Теҳрон боқй мондааст.
**Райён**, м - сероб, пуроб, сабзу хуррам, тару тоза.

**Райс,** м - ниг. Раис; сарварӣ, сарвари гурӯҳ ва қавм.
**Райҳон** - хушбӯй; гиёҳи хушбӯи хӯрданӣ ва бӯидани; нозбӯ, аспаргам, сипаргам:

Эй сабо, гар ба ҷавонони чаман боз расӣ,
Хидмати мо бирасон сарву гулу райҳонро. Ҳофиз

- шароби соф, хушбӯи, сабзранг:

Барги нашот нест дар ин тира хокдон,
Райҳон зи оҳи гарм бувад ин сафолро. Соиб

**Райҳон** (бек, бой, ҷон, шоҳ - м; бегим, бону, гул, ой, парӣ - з) - аз Райҳон ва п. м.
**Райҳона,** з, а - як дона райҳон; дастаи райҳон.
**Райъон = Райаон = Раён** - аввали ҳар чиз, оғози ҳар чиз; қисми беҳтарини чизе.
**Ракин,** м - маҳкам, устувор, собит, барқарор.
**Ракина,** з - мувоҷиб, муроқиб; нигаҳбон, посбон; муаккил, мувакил.
**Рақиб,** м, а - яке аз ду нафар, ки ба шахсе ошиқ ё моил буда, барои ба даст овардани он ё бартарӣ ба дигаре байни худ мубориза мебаранд; душман; - комилан нигаҳбон, аз номҳои Худои таоло.
**Рақия = Руқя = Руқия,** з - сеҳр ва афсун; дуо, таъвиз; ниг. Руқия.
**Рамазон,** м,а - моҳи нӯҳӯми соли қамарии ҳиҷрӣ, ки онро моҳи рӯза ва моҳи сиём ҳам мегӯянд, мусулмонон дар ин моҳ си рӯз рӯза мегиранд.
**Рамаёр** - ниг. Ромёр.
**Рамз,** а - аломат, нишона; сухан (ё аломат) - и пӯшидамаъно, имо, ишорат:

Аз ӯ чанд андархӯрад бохирад,
В-агар бо раҳи рамз маънӣ барад. Фирдавсӣ

- рози нуҳуфта, сир(р), асрор, румуз; нишонаи махсусе, ки аз он матлабе дарк шавад
**Рамз** (дон, дор, иддин, кушо, нома,она, уллоҳ, ҷон, шоҳ), м - аз Рамз ва п. м.
**Рамз** (кушо, намо,она), з - аз Разм ва п. м.
**Рамзӣ** (бек, бой, ёр, хон - м; бибӣ, бону, гул, ила, нисо, хон - з) - мансуб ба Рамз; аз Рамзӣ ва п. м.
**Рамзиддин,** м - аз рамз - (сухани пӯшидамаъно; имо, ишорат) ва дин.
**Рамзуллоҳ,** м - аз рамз ва Оллоҳ.
**Рамзия** (моҳ), з - шакли навозиши Рамзӣ; ниг. Рамз.
**Рамиз,** м, оз - ниг. Рамз.
**Рамшед,** м - Эзиди Ром = Рам - раббуннавъ (фаришта, ки ҳақ таоло барои парвариш ва ҳифозати ҳар навъ аз анвои наботот ва ҳайвонот ва ҷамодот муқаррар фармудааст, чунон ки барои парвариши ҳар навъ фариштаи алоҳида аст) - и Хуршед.
**Рангин,** з - рангдор, алвон, гуногунранг:

Дар ҳузури хубрӯён арзи дониш хуб нест,
Маст гардед аз маи рангину тарки ҳис кунед. Шоҳин

**Рангина,** з - ниг. Рангин.
**Рангин** (ак, камон, мох, рух, рӯ, чехр, чеҳра), з - аз Рангин ва п. м.
**Расад,** м - ҳисса, қисмат, бахш, саҳми молиётӣ (пулӣ):
Кард Фарҳод ба санг, он чӣ ба дил мо кардем,
Ишқ ӯро расаде доду ба мо ҳам расаде. Мӯҳсини Таъсир
**Расадвар** (нишин), м - мунаҷҷим, ситорашинос, ахтаршинос:
Хонанд расадварони бино
Бурҷи Саратонаш шоҳи гулҳо. Аз "Баҳори Аҷам"
**Расаддон,** м - ниг. Расадвар:
Расаддони ин ҳафт гунбад туӣ,
Кулаҳдори ин чор маснад туӣ. Ҷомӣ
**Расаддор,** м - ниг. Расадвар:
То нишаста бар раҳи дониш расаддорони ҷаҳл,
Дар биёбони хамӯшӣ корвон овардаам. Хоқонӣ
**Расим,** м - аз расм - урфу одат, қоида, тартиб, оин; нақш, тасвир, сурат.
**Расин,** м, а - мустаҳкам, устувор, по бар ҷой, мазбут.
**Расмдон,** м - оне, ки урфу одат (ниг. Расим) - ро хуб медонад, урфу одатшинос:
Андозаи расмдонии ман
Донад он кас, ки расмдон бошад. Анварӣ
**Расмия,** з - аз расм - (сурат, нақш ) ва Расим; ниг. Расим.
**Расо,** м - расанда, восилшаванда, ноилшаванда; комёбшаванда:
Орзу дорам, ки исорат кунам чун Сайидо,
Ё киромулакрамин, дасти расое деҳ маро. Сайидо
- дароз, баланд; болиғ; бисёр тезфаҳм, лоиқ;
- тамом(ан), комил, пурра, мукаммал; баробар.
**Рассом,** м, а - наққош, суратгир, мусаввир.
**Растагор** - халосшуда, наҷотёфта, озодшуда, раҳоёфта; пирӯз:
Халоси Ҳофиз аз он зулфи тобдор мабод,
Ки бастагони каманди ту растагоронанд. Ҳофиз
**Расул** (зода, назар, хон, хоҷа, хӯҷа, ҷон, шоҳ), м, а - фиристодашуда; пайғамбар, пайк, паёмбар; элчӣ, қосид.
**Расулдор,** м - касе, ки ҳамроҳи Расул мегардад ва хидмати ӯро ба ҷо меорад.
**Расулқодир,** м - аз Расул ва Қодир.
**Рауф,** м - дӯстдор; меҳрубон, пурмеҳр, мушфиқ, меҳрбор; аз номҳои муборакӣ Худои таоло.
**Рауф** (бек, бой, хон, хоҷа, хӯҷа, ҷон, шоҳ,), м - аз Рауф ва п. м.
**Рафеа,** з - ниг. Рафеъ.
**Рафеуллоҳ,** м - аз Рафеъ ва Оллоҳ.
**Рафеъ,** м, а - олӣ, баланд; ниг. Рафӣ.
**Рафиаддин,** м - аз Рафӣ ва дин; ниг. Рафӣ.
**Рафиуддин,** м, а - болобардорандаи дин; аз Рафӣ ва дин.

**Рафик,** м, а - дўст , ёр, хамроҳ; ҳамдам, ҳамнишин.

Неъмати даҳр агарчи бисёр аст,
Неъмате беҳтар аз рафиқ куҷост! Аз "Анвори Суҳайлӣ"

**Рафиқ** (алӣ, дўст, зеб, мирзо, хоҳ, хоҷа, ҷон, шоҳ), м - аз Рафиқ ва п. м.

**Рафиқа,** з - ниг. Рафиқ.

**Рафӣ,** м, а - олӣ, баланд; номдор, машҳур, шўҳратнок; асилзода.

**Рафоҳ** (хон), з, а - осудагӣ, хушҳолӣ, осоиш. роҳат, хушгузаронӣ.

**Рафоат,** з - эътибор, шаън, қадру қимат; нағзӣ, хубӣ, арзандагӣ; баландӣ, дараҷаи олӣ; осудагӣ, хушӣ.

**Рафоқат,** з - дўстӣ, ҳамдамӣ, ҳамсўҳбатӣ.

**Рафоҳат,** з, а - ниг. Рафоҳ.

**Рафъат = Рифъат,** м - баландӣ, улвият, баландқадру бомартаба шудан, бузургворӣ:

Фалак рафъат аз он дорад, ки ҳаргиз,
Ба чашми кам намебинад касеро. Мушфиқӣ

**Рахо** - айш; осудаҳолӣ, фаровонии неъмат:

Бувад аз паси меҳнат андар фараҳ,
Бувад аз паси шиддат андар рахо. Муиззӣ

**Рахш,** м - барқ; партав, акси нур, тобиш; рангинкамон:

Мег чун турке ошуфта, ки тир андозад,
Барқ тир аст мар-ўро магару рахш камон? Аз "Луғати фурс"

- асп, аспи асил; номи аспи Рустам дар "Шоҳнома" - и Фирдавсӣ.

**Рахшанда,** з - ниг. Рахшон.

**Рахшед,** м - нури Хуршед;
- аз рах ( таҳрифи рух - рухсора) ва Хуршед
- номи мурғест азим, ки гўё фил ва каргаданро боло мебарад;
- номи мўҳраи шоҳмот.

**Рахшо,** з - ниг. Рахшон.

**Рахшод,** м - аз рах (ниг. Рахшед) ва Шод.

**Рахшон = Рухшо** - дурахшон, тобон, ҷилодор, шўълавар, равшан, мунаввар.

**Рахшона,** з - ниг. Рахшон.

**Раҳ** (афзо, барон, вар, вара, вор, вора, дида, навард, намо, намун, рав, сипор, шинос), з - аз роҳ ва п. м; ниг. Роҳ

**Раҳ** ( бон, гард, гузар, дида, дон, дор, зод, зода, иқдод, иқдода, кушо, навард, намо, намуд, намун, овард, овӣ, огар, одеҳ, оиш, ой, он, осоз, паймо, пў, рав, сипар, сипор, ҳом, ҷў, шинос, шод), м - аз роҳ ва п. м; ниг. Роҳ

**Раҳбар = Роҳбар** (бегим, ой, хон - з; алӣ, бек, шоҳ - м) - роҳнамо, касе, ки роҳ нишон медиҳад, ҳидояткунанда,ҳодӣ,раҳнамун:

Раҳбари ҷонат дар ин торик ҷой,
Ҷавҳари илм асту илмат ҷонфизой. Аттор

**Раҳбин,** м - ниг. Роҳбин.

**Раҳдеҳ,** м - он кӣ ба дигаре роҳ медиҳад:

Раҳ зи ту поянду ту раҳдеҳ най,
Меҳтари деҳ худ туву дар деҳ най. Низомӣ

**Раҳим,** м, а - меҳрубон, раҳмкунанда, бахшоянда; хешӣ, хешутаборӣ; аз номҳои Худои таоло.

**Раҳима,** з - ниг. Раҳим.

**Раҳим** (алӣ, бадал, бой, дод, зода, мирзо, назар, уллоҳ, хоҷа, шоҳ), м - аз Раҳим ва п. м.

**Раҳимбердӣ,** м - ниг. Раҳимдод.

**Раҳимдод,** м - аз Раҳим ва Дод; тӯҳфаи меҳрубон.

**Раҳимӣ** - мансуб ба Раҳим.

**Раҳм** - меҳрубонӣ, раҳмдилӣ, нармдилӣ, шафқат, аз гуноҳи касе гузаштан.

**Раҳмат,** а - меҳрубонӣ, шафқат; бахшоиши гуноҳ, авф: ниг. Покзод.

**Раҳмат** (алӣ, бек, бой, зод, зода, мирзо, карим, саид, хон, хоҷа, худо, ҷон, шоҳ), м - аз Раҳмат ва п. м.

**Раҳматалишоҳ,** м - аз Раҳмат ва Алишоҳ.

**Раҳматуллоҳ,** м - бахшоиши Оллоҳ; Оллоҳи меҳрубон; аз Раҳмат ва Оллоҳ.

**Раҳмдил,** м - аз Раҳим ва Дил.

**Раҳмиддин** - аз Раҳм ва дин.

**Раҳминисо,** з - аз Раҳм ва Нисо.

**Раҳмихудо,** м - меҳрубонии Худо.

**Раҳмишоҳ,** м - меҳрубонии Шоҳ.

**Раҳмон** (бек, бой, кул, уллоҳ, хон, хоҷа, ҷон шоҳ), м, а - бахшоянда, меҳрубон, раҳмкунанда; аз номҳои Худои таоло.

**Раҳмоналӣ,** м - Алии бахшоянда; аз Раҳмон ва Алӣ.

**Раҳмонбердӣ,** м - аз Раҳмон ва бердӣ (дод); додаи Худо.

**Раҳмонгул,** з - аз Раҳмон ва Гул.

**Раҳмонназар,** м - назаркардаи Раҳмон (Худо); аз Раҳмон ва Назар.

**Раҳмонуллоҳ,** м - Оллоҳи бахшоянда; аз Раҳмон ва Оллоҳ.

**Раҳмуддин,** м - ниг. Раҳмиддин Раҳмихудо, м - аз Раҳм ва Худо.

**Раҳнавард = Роҳнавард,** м - роҳтайкунанда.

**Раҳнамо = Роҳнамо,** м - он кӣ роҳ нишон медиҳад, ҳидояткунанда, ҳодӣ, роҳбар.

**Раҳнамун = Роҳнамун,** м - ниг. Раҳнамо.

**Раҳо,** м - озод, бе қайду банд; осиё, санги осиё.

**Раҷаб** а - моҳи ҳафтӯми соли қамарии ҳиҷрӣ, ки он дар байни мусулмонон яке аз моҳҳои нек дониста мешавад. Тифли дар ҳамин моҳ таваллудшударо одатан Раҷаб меноманд;
- таъзим кардан;
- ҷӯест дар биҳишт, ки дар он оби чун барф сафед ва ширин ҷорист. Ҳар кӣ дар ин моҳ рӯза дорад, аз он ҷӯй об диҳандаш.

**Раҷаб** (алӣ, бек, бой, валӣ, маҳмад, мирзо, мурод, муҳаммад, назар, хоҷа, ҷон - м; гул, моҳ, нисо, ой - з) - аз Раҷаб ва п. м.

**Раҷабмат,** м - шакли ихтисоршудаи Раҷабмуҳаммад.
**Рашид** м, а - роҳи рост ёфта, раванда бо роҳи рост; ростагорӣ, росттадбир, ба камол расида; ҳидоят; пухта; далер, ҷасур; аз номҳои Худои таоло.
**Рашид** (аддин, бек, бой, хон, хоҷа, ҷон шоҳ), м - аз Рашид ва п. м.
**Рашида** (бегим, бону, моҳ), з - ниг. Рашид.
**Рашидиддин = Рашидуддин,** м - роҳбалади дин; ҳидояти дин.
**Рашидуллоҳ,** м - бо роҳи Оллоҳ нишондода раванда; ҳидояти Худои таоло.
**Рашидуннабӣ,** м - бо роҳи пайғамбар раванда; ҳидояти Расули Оллоҳ.
**Рашиқ,** м - хушқаду қомат, хушандом, зебо, зариф.
**Рашиқа,** з - нақӯқад, зебоандом; ниг. Рашиқ.
**Рашод,** м - ба сомон будан, ба роҳи рост будан; ниг. Рашид.
**Раъй,** а- фикр, андеша, тадбир, ақида:

Раъи оли дар ҷавоби ин мабанд,
Лоиқ ин ҷо ассукут аст, ассукут. Анварӣ

**Раъно,** з - зебо, хушрӯй, латиф, хушнамо, дилкаш:

Сабо, ба лутф бигӯ он ғазоли раънoро,
Ки сар ба кӯҳу биёбон ту додаӣ моро. Ҳофиз

- номи гуле, ки аз даруи сурх ва аз беруи зард бошад; маҷ. дуранг.
**Раъно** (бегим, бибӣ, гул, хон, ҷон), з - аз Раъно ва п. м.
**Раъуф,** м - бисёр меҳрубон; ниг. Рауф.
**Раъфат** - меҳрубонӣ.
**Реза** (бегим, борон, гул, моҳ), з - майда; майдаяк, хурд ; маҷ. нозук, нафис, зебо, латиф, зариф.
**Резвон** - ниг. Ризвон.
**Резида** (моҳ), з - майда, маҷ. Нозук.
**Ривоҷ** (гар, иддин), м - равнақ, нашъунамо, пешрафт, тараққӣ; бозоргир.
**Ривоя = Ривоят,** з, а - нақл кардани сухан ё хабар аз қавли касе; достон, қисса, нақл;

Ривоят аз ӯ кун, на аз гул, Камол
Қ- аз он сад варақ ин ривоят хуш аст. Камоли Хуҷандӣ

**Риёз** (иддин), м - ҷ. Равза; ниг. Равза.
**Риза,** м - ниг. Ризо.
**Ризвон,** а - хушнудӣ, хурсандӣ, ризомандӣ; хушнуд шудан, қабул; таҳсин, офарин; маҷ. биҳишт, ҷаннат:

Маи биҳишт нанӯшам зи дасти соқии ризвон,
Маро ба бода чӣ ҳоҷат, ки масти рӯи ту бошам. Саъдӣ

**Ризвон** (бек, бой, хоҷа, ҷон, шоҳ - м; бибӣ, гул, моҳ - з), м - аз Ризвон ва п. м.
**Ризвонуллоҳ,** м - хушнудии Худо; бо ризоии Худо офаридашуда.
**Ризқ,** м, а - рӯзӣ, қут, хӯрок, насиб:

Ризқ ҳарчанд бе гумон бирасад,
Шарти ақл аст ҷустан аз дарҳо.
Гарчи кас беаҷал намемирад,
Ту марав дар даҳони аждарҳо. Саъдӣ

**Ризқ** (алӣ, бахш, дор, иддин,овар, офар, расон), м - аз Ризқ ва п. м.
**Ризқибек,** м - одами баризқ; бонасиб; аз Ризқӣ ва Бек.
**Ризқинисо,** з - зани баризқ, зани комрон, зани бонасиб; аз Ризқӣ ва Нисо.
**Ризқия,** з - шакли навозишии Ризқӣ.
**Ризқуллоҳ,** м - Худо насибкарда; ризқу рӯзии Худодода.
**Ризқӣ,** м - комрон, комгор, хушзист; бонасиб; саодатманд.
**Ризо,** м, а - розигӣ, хушнудӣ, қаноатмандӣ; салоҳ, савобдид; интихобкардаи Худои таоло; ниг. Ризвон.
**Ризо** (бек, бой, гул, манд, маҳмад, миддин, талаб, хон, хоҷа, ҷӯ, шоҳ), м - аз Ризо ва п. м.
**Ризоалӣ,** м - аз Ризо ва Алӣ.
**Ризоалишоҳ,** м - аз Ризо ва Алишоҳ.
**Ризомуҳаммад,** м - аз Ризо ва Муҳаммад.
**Ризооллоҳ,** м - аз Ризо ва Оллоҳ.
**Ризоуддин,** м - аз Ризо ва дин.
**Римиё,** з - номи илмест, ки қадимиҳо бо истифода аз он ба ҳар ҷо, ки хоҳанд дар як лаҳза бираванд; илми хуфя (пӯшида).
**Рисолат,** з - мактуб, нома, хат; асар; сафирӣ, элчигӣ; нубувват, пайғамбарӣ, паёмбарӣ; расулӣ аз тарафи Худо ба бандагон; пайғомоварӣ аз ҷониби Худои таоло.
**Рисолатмоҳ,** з - аз Рисолат ва Моҳ.
**Рифъат = Рафъат** - баландӣ, баландқадр шудан, волой; улвият:

Ба дасти карам оби дарё бибурд,
Ба рафъат маҳалли Сурайё бибурд. Саъдӣ

- маҷ, бузургӣ, бузургворӣ, ҷоҳу ҷалол:

Шеъри баланд тарҳ куи он сон, ки рафъаташ,
Бар фарқи офтоб ниҳад пои ифтихор. Шоҳин

**Робеа = Робия** (гул, моҳ, хон) з, а - навбати чаҳорӯм; духтари чаҳорӯм; баландӣ; ниг. Рабеъ.
**Ровак,** м - шароби соф, пок, холис, бегубор.
**Ровакӣ,** м - ниг. Ровак:

Бигзашт моҳи рӯза ба хайру муборакӣ,
Пур кун қадаҳ зи бодаи гулранги ровакӣ. Заҳири Фарёбӣ

**Ровия,** з - ниг. Ровӣ.
**Ровӣ,** м - ривояткунанда, ҳикояткунанда, гӯянда.
**Род,** м - босаховат, сахӣ, карим, ҷавонмард, шуҷоъ, далер, кушодадаст:

Не ки Ҳотам нест бо ҷуди ту род,
Не ки Рустам нест дар ҷанги ту мард. Рӯдакӣ
Яке паҳлавон буд деҳқоннажод,
Далеру бузургу хирадманду род. Фирдавсӣ

**Род** (буд, бурзин, ин, кор, маниш, фар, хуш, ҳурмуз), м - аз Род ва п. м.
**Родиба,** з - беҳин, беҳтарин, озода.

**Родин,** м - мансуб ба Род: ниг. Род .

**Родӣ,** м - олиҳимматӣ, ҷавонмардӣ, саховат; шуҷоат; мансуб ба Род:

Дасти худ чун дароз бинад мард,
Шавад андар сахову родӣ фард. Саноӣ

**Родмард,** м - олиҳиммат, олиҷаноб, сахӣ:

Шуд он замон, ки ба ӯ унси родмардон буд,
Шуд он замона, ки ӯ пешкори мирон буд. Рӯдакӣ

**Родмеҳр,** м - Хуршеди сахӣ; аз Род ва Меҳр.

**Родмон,** м - ниг. Родмард.

**Роз,** м - матлаби пӯшида, пинҳон, асрори дил, он чӣ дар замири дил аст.

**Роза,** з - аслаш Розак, гиёҳест, ки гулҳояш муаттар аст.

**Розагул,** з - аз Роза ва Гул.

**Роздон** - сирдон, донандаи сир:

... Ки эй роздонони донишпажӯҳ,
Кушояндаи мушкили ҳар гурӯҳ. Ҷомӣ

**Розӣ-уд-дин = Розиддин,** м - розии дин, қонеи дин; аз Розӣ ва дин.

**Розиқ** (бек, бой, ҷон, шоҳ), м, а - ризқдиҳанда, рӯзидиҳанда; аз номҳои муборакӣ Худои таоло:

Розиқи худро намедонӣ,
Бандаи обу ҷокари ноӣ. Саноӣ

**Розия** (бону, гул, моҳ, хол), з - писандидаи Худо.

**Розӣ** - мансуб ба шаҳри Рай, бошандаи шаҳри Рай. Ниг. Рай:

Дар сафар афтанд бо ҳам, эй азиз,
Марвазию розию румию курд. Рӯдакӣ

- хушнуд, ризоманд, қонеъ;

- ниг. Закариё.

**Роиз,** м, а - ромкунандаи тавсан, той, ки қобили саворӣ шудааст, ба саворӣ ром кардани сутурон; дастомӯз, ром:

Ҳар он роиз, ки тавсанро кунад ром,
Кунад оҳистагӣ бо курраи хом. Низомӣ

- маҷ. ҷобуксавор, тезгард:

Хироми роизи килки кафи моро чӣ мепурсӣ?
Ду оламро намояд тай бо як ҷавлон саманди мо. Туғрал

**Роиқ,** м - соф, латиф; хушоянд; шигифтангез, тааҷҷубовар:

Шоҳин на туро ҳарифи содиқ,
На ҷоми пур аз шароби роиқ. Шоҳин

- маҷ. равон, фасеҳ, салис.

**Рой,** а - ниг. Раъй: ...Ки доранд бунёди рӯин зи пой,
Ҷавонон ба шамшеру пирон ба рой. Саъдӣ

- ҷора, илоҷ, роҳ; ройи осмонӣ - иродаи ғайбӣ, қазои илоҳӣ, хости Худо;

- қисмат ва тақдир: Агар осмонӣ чунин аст рой,
Касеро ба рози фалак нест пой. Фирдавсӣ

- лақаби подшоҳони Ҳинд, роҷа.

**Ройзан,** м - машваратчӣ, маслиҳатдиҳанда, гӯяндаи фикр ва мулоҳизаи нек; сухангӯ:

Набера чу шуд ройзан бо ниё,
Аз он ҷой гаҳ бардамад кимиё. Фирдавсӣ

**Ройсоз,** м - маслиҳатчӣ, машваратдиҳанда.

**Ройшинос,** м - касе, ки баду неки маслиҳатҳоро фарқ ва мулоҳиза мекунад:

Орифандеш буду ройшинос,
Порсоишро набуд қиёс. Низомӣ

**Рокиа,** з, а - саҷдакунанда, таъзимкунанда; мач. Порсо; ҳаммаънои Соҷида.

**Ром,** м - фармонбардор, итоаткор, гаппаро, ҳалим; оромона, ҳалимона:

Ту худ чӣ лӯъбатӣ. эй шаҳсавори ширинкор,
Ки тавсане чу фалак роми тозиёнаи туст. Ҳофиз

- рӯзи бисту якӯми ҳар моҳи шамсӣ.
- инсӣ (мансуб ба инс - одамон, мардум, навъи башар); хуш, шод, ором; номи эзидест.

**Ромбуд,** м - ниг. Ром.

**Рометин,** м - номи касе, ки сози чанг бисохт ва устод дар навохтани ин соз буд.

**Ромеш** - оромиш, осудагӣ, дамгирӣ, роҳат, фароғат; суруд ва овоз ва шодӣ; нағма, айш, тараб; сукун; ниг. Ромиш.

**Ромёр -** рамабон, галабон, чӯпон, шубон аз Ром ва Ёр.

**Ромиз,** м - шакли тағйирёфтаи Ромуз - баҳр, дарё; намунаи аслии чизе.

**Ромин,** м - номи марде ки ошиқи Вис буд. Достони Вис ва Ромини Фахриддини Гурґонӣ.

**Ромис,** м - шакли тағйирёфтаи Ромуз. Ниг. Ромиз

**Ромиш,** м - суруд, нағма; шакли субук кардашуда (мухаффаф)-и оромиш:

Нишастанд бо ромишу руду май,
Яке масти руду дигар масти май. Фирдавсӣ

- ороми, дамгирӣ, роҳат, фароғат; ниг. Ромеш:

Сухан чун баробар шавад бо хирад,
Равони сароянда ромиш барад. Фирдавсӣ

**Ромишгар,** м - ниг. Ромишӣ

**Ромишӣ,** м - ромишгар, мутрибӣ, ҳофизӣ; хурсандӣ, шодӣ, шодмонӣ, хушҳолӣ:

Зи ромишгарон ромишӣ кун талаб,
Ки ромиш бувад назди ромишгарон. Манучеҳрӣ

**Роммеҳр** - рӯзи 21-уми ҳар моҳи шамсӣ; аз Ром ва Меҳр.

**Ромрӯз,** м - рӯзи ром, рӯзи шодию хурсандӣ; ниг. Ром:

Ромрӯз асту бахту давлат ром,
Эй дилором, хезу дардеҳ ҷом. Масъуди Саъд

**Ромуз,** м - баҳр, дарё; намунаи аслии чизе.

**Росид,** м, а - муроқиб; расадкунанда; касе, ки сайёра ва ситорагон ва дигар ҷирмҳои кайҳониро расад мекунад; чашм ба роҳ; ниг. Расадвар.

**Росим,** м, а - баҷоовардаи расму одат; рассом, нақшкаш, наққош.

**Росих,** м, а - мустаҳкам, устувор, барқарор, побарҷо:

То шавад росих он сифат э-он сон,

Ки набошад заволи он осон. Ҷомӣ

**Рост** - он чӣ дар тарафи рост воқеъ аст; ҷониби рост, мустақим, саркашида ба боло ба таври амудӣ, хатти мустақим, рост: беинҳироф; дуруст, саҳеҳ, ҳақ; баробар, расо; муносиб, мувофиқ, мутобиқ; ҳамвор; роҳи рост; яке аз мақомҳои классикӣ.

**Рост** (дон, ин, кор, қавл, назар, равшан, рӯшан, хоҳ), м - аз Рост ва п. м.

**Ростбин,** м - касе, ки дар ҳаққи чизе дуруст мулоҳиза мекунад, ҳақиқатбин:

Пеши он кас, ки ростбин бошад,

Феълу чунбиш на э-остин бошад. Ҷомӣ

**Ростдил,** м - покниҳодон, некфитрат; содиқ, вафодор.

**Ростон,** м - ҷ. Рост; росткор, дурусткор, покниҳодон, некӯкор; ориф, соҳибдил: Ҳар кӣ симои ростон дорад,

Сари хидмат бар остон дорад. Саъдӣ

**Рострав** - дурусткор, одами нек, одил:

Ҷомӣ мақоми ростравон нест ин замин,

Бархез, то ниҳем ба хоки Ҳиҷоз рӯй. Ҷомӣ

**Ротиб,** м, а - собит, доим, устувор, барқарор, мустаҳкам:

Дӣ ҳамгуфтам, ки аз девони рои сонбош,

Офтобу моҳро ҳар рӯз нури ротиб аст. Анварӣ

- вазифа, ротиба; маош (моҳона).

**Ротиб** (зод, зода), з - аз Ротиб ва п. м.

**Ротиқ,** м, а - идоракунанда, касе, ки ҳалли масъала дар дасти ӯст; коргузори соҳибтадбир; тармиму таъмиркунанда, усто; ямоқгар, дарбеҳгар.

**Ротика,** з - ниг. Ротиқ.

**Рофат,** м - ниг. Раъфат.

**Рофеъ,** м, а - касе, ки чизеро баланд мебардорад, болобаранда, болобардоранда, бардоранда, баландкунанда; касе, ки пайғом (ҳадис) мебараду меорад; аз номҳои муборакн Худои таоло.

**Рофиа,** з - ниг. Рофеъ.

**Рофия,** з - ниг. Рофеъ.

**Рошид** - ниг. Рашид.

**Роқия,** з - муаннаси роқӣ - он, ки ҳама зинаҳои илму донишро тай кардааст; - афсунгар, азоимхон, дуохон;

- рушду тараққикунанда; кишварҳои тараққикарда.

**Роҳ = Раҳ** - гузаргоҳ, ҷодда; кӯча; масофа, масофаи байни ду нуқта; восита, васила, чора, тадбир; маслак, тариқ, тарз, расм, қоида, қонун; бор, маротиба, карат; мақом, нағма, оҳанг, наво; дар арабӣ - шодӣ, хурсандӣ, шодмонӣ; май, бода, шароб.

**Роҳ** (балад, бон, вар, дон, навард, номо, намун, паймо, сипор, ҷӯ), м - аз Роҳ ва п. м.

**Роҳ** ( балад, барҷ, бария, бин, вор, дон, навард, намо, пӯ, рав, сипор, ҷӯ, ҷӯй), з - аз Роҳ ва п. м.

**Роҳат,** м, а - осудагӣ, осоиш, оромиш, фароғат:

Роҳати рӯҳ аз азоби ҷаҳл дар илм аст аз он-к,
Ҷуз ба илм аз ҷони кас райҳони роҳат нашкуфат. Носири Хисрав

**Роҳат** (алӣ, бек, бой, уллоҳ, шоҳ - м; бегим, бибӣ, бону, гул, моҳ, ой, физо, ҷон - з) - аз Роҳат ва п. м.

**Роҳатангез,** з - роҳатбахш; чизе, ки боиси осудагӣ мешавад.

**Раҳатафзо,** з - ниг. Роҳатфазо.

**Роҳатомез,** з - осоишбахш, хушҳолиангез; омехта бо осоиш.

**Роҳатбахш** - бахшандаи роҳат, ниг. Роҳат.

**Роҳатфазо,** з - роҳатбахш; он чӣ фароғат ва осоишгагиро зиёд мекунад:

Эй мардумон, бигӯед, ороми ҷони ман ку?
Роҳатфазои ҳар кас, меҳнатрасони ман ку? Анварӣ

**Роҳбар** - ниг. Раҳбар.

**Роҳбин = Раҳбин** - роҳшинос, роҳдон, роҳбалад; маҷ. одами ботаҷриба:

Андар ин баҳс ар хирад раҳбин будӣ,
Фахри Розӣ роздони дин будӣ. Румӣ

**Роҳиб,** м, а - рӯҳонии насронӣ, ки тарки дунё карда, дар дайрҳо машғули ибодат мешавад; обид, порсо.

**Роҳиб** (иддин, назар), м - аз Роҳиб ва п. м.

**Роҳиба,** з - муаннаси Роҳиб.

**Роҳил** - кӯчкунанда, реҳлаткунанда, кӯчанда

**Роҳила,** з - муаннаси Роҳил; номи зани Яъқуб пайғамбар;
- маркаб, ҳайвони боркаш ва саворӣ.

**Роҳила** (бону, гул, моҳ, хон), з - аз Роҳила ва п. м.

**Роҳовард = Раҳовар,** м - тӯҳфае, ки аз сафар оварда шудааст; ниг. Армуғон.

**Роҷа** (хон), м, ҳ - подшоҳ, ҳоким ва фармонраво дар Ҳиндустон.

**Роҷеҳ,** а - бартари доранда, беҳтар,бештар, авло, ғолиб.

**Роҷеҳа,** з - ниг. Роҷеҳ.

**Роҷия,** з - шакли навозишии Роҷӣ.

**Роҷӣ** (бек), м, а - умедвор, нигарон.

**Рудоба,** з - номи модари Рустам ва духтари Меҳроб, подшоҳи Кобул.

**Рукина,** з - аз рукн - поя, асос, сутун; маҷ. қисми муҳимми ҳар чиз, қисми умда ва асосии чиз; аслаш Рукния аст.

**Рукниддин,** м - поя (асос, сутун)-и дин; муҳофизаткунандаи дин; аз Рукн ва дин.

**Рукния,** з - шакли навозишии Рукнӣ.

**Рукнӣ** - тиллои холис, тиллои соф ва бегилу ғаш; сиккаи тиллоӣ мансуб ба Рукнуддавлаи Дайламӣ; ниг. Аркон.

**Руксоно,** з - тулӯъ ё оғози рӯз, дурахшон, тобон, равшанӣ, нуронӣ; аслаш Рухшона аст.

**Руқайя,** з - пешравӣ, тараққӣ, болоравӣ; номи духтари ҳазрати Расул (с.а.с), ки ба қайди никоҳи Усмон (р) даромад; номи духтари ҳазрати Имом Ҳусайн.
**Руқия,** з - тилисм, тӯмор, бозубанд, таъвиз; афсун, сеҳр, ҷоду; аслан Рукя.
**Руқиямоҳ,** з - аз Руқия ва Моҳ.
**Румино,** з - рӯянда, он чӣ ки аз Замин рӯяд; пок ва покиза.
**Румия,** з - муаннаси Румӣ, румидухтар, зан ё духтаре аз Рум.
**Румӣ,** м - мансуб ба Рум- номи қадими империяи Рим; аҳли Рум, сокини Рум;
- киноя аз ранги сафед:

Ё сахт чу санг бош, ё нарм чу мум,
Ё зангии Занг бош, ё румии Рум."

- лақаб ва тахаллуси Мавлоно Ҷалолиддин, муаллифи "Маснавии маънавӣ".

**Руммон,** з, а - Анор; ниг. Анор.
**Руммона,** з - як дона анор
**Руста** (гул, моҳ), з - навъе аз ҳалво.
**Рустам,** м - қавитан; одами шуҷоъ, далер, паҳлавон;
- номи қаҳрамони асосии "Шоҳнома"-и Фирдавсӣ, писари Зол;
- номи писари Ҳурмуз, сардори лашкари охирин подшоҳи силсилаи Сосониён Яздгурд.

**Рустам** (алӣ, бек, бой, дил, зод, мурод, хон, хоҷа, ҷон, шоҳ), м - аз Рустам ва п. м.
**Рустаҳм,** м - ниг. Рустам.
**Рустӣ,** з - пойдорӣ, устуворӣ; роҳат, осудагӣ, фароғат; ризқу рӯзӣ, баҳра.
**Русто** (зод), з - қаря, деҳ, қишлоқ; деҳқон, кишоварз, деҳнишин.
**Русул,** м, а - ҷ. Расул.
**Русух,** м, а - устуворӣ, пойдорӣ, субот:

З-он ки ақли ҳар киро набвад русух,
Пеши оқил ҳамчу санг асту кулӯх. Румӣ

**Рутаб,** м, а - ҷ. рутба = рутбат - мартаба, дараҷа, манзалат, поя; мақом, мавқеъ; хурмои тару тоза.
**Рух** - рӯй, гуна, рухсора, чеҳра;
- яке аз мӯҳраҳои шатранҷ;
- паррандаи афсонавӣ ва хеле бузург.

**Рух** (афрӯз, ом, сат, сатбой, сатхоҷа, сатҷон, пок, султон, шодон), м - аз Рух ва п. м.
**Рух** ( ангез, афзо, афзой, афрӯз, барно, минабону, моҳ, ома, сия, султон, тоб, фурӯғ, фурӯз, шодон), з - аз Рух ва п. м.
**Рухмина,** з - ҳосила аз Рух - рӯй, чеҳра ва мина - мино; зеборух.
**Рухмоҳ,** з - ниг. Моҳрух.
**Рухсом,** м - санги мармар.
**Рухсор = Рухсора,** з - рӯй, гуна, чеҳра:

Боғи ҳуснат тоза шуд аз диди гирёни ман,
Чашми ман оби дигар дод он гули рухсорро. Ҳилолӣ

**Рухсора** (моҳ), з - ниг. Рухсор.
**Рухшед,** м - Хуршедрӯй.
**Рухшеда,** з - ниг. Рухшед; ниг. Хуршеда.
**Рухшо,** з - ниг. Рахшон.
**Рухшод** (бек - м), з - чеҳракушод, рӯйшод.
**Рухшон** (бек - м), з - ниг. Рахшон.
**Рухшона,** з - дурахшон, тобон; духтари ҳукмравои Суғд Оксиарт, зани Искандари Мақдунӣ; ниг. Рахшон.
**Руҳ** (ангез, иддин, уллоҳ, фазо, ҳом, ҳомшоҳ), м - аз руҳ = рӯҳ ва п. м.
**Руҳамо** - ч. Раҳим.
**Руҳуллоҳ** - ниг. Рӯҳуллоҳ
**Рушд,** м - тараққӣ, нумув; роҳи рост; пойдори дар роҳи ҳақ; ҳушёрӣ, басират, зиракӣ;
- Ибни Рушд, (с.с. 1126 - 1198). Аз олимони исломии Андалур (Испания), асосгузори ҷараёни фалсафиест, ки ҷиҳатҳои моддии офариниширо баён кардааст.

**Рушдия,** з - мансуб ба Рушд; ниг. Рушд.
**Руҷӯъуллоҳ,** м - аз Руҷӯъ (бозгашт; муроҷиат) ва Оллоҳ.
**Рӯ** (гарм, ёб, ёбчон), м - аз рӯй ва п. м.
**Рӯдак,** м - деҳаи Панҷрӯди вилояти Панҷакент.
**Рӯдакӣ,** м - мансуб ба Рӯдак; шоир, асосгузори адабиёти классикии форсу тоҷик (с.с. 858 - 941).
**Рӯд** (бон, бор, ёб, ин, об, осп), м - аз рӯд (дарё, наҳр) ва п. м.
**Рӯё** - рӯидан; рӯянда, он чи ки аз замин рӯяд; хаёл; орзу.
**Рӯз** - фосилаи вақт дар байни баромадани офтоб то фурӯ рафтани он. .
**Рӯз** (адор, бахш, беҳон - м; абону, бахт, бону, боку, чеҳр, чеҳра - з)- аз рӯз ва п. м.
**Рӯзафзун,** з - рӯз ба рӯз зиёдшаванда, афзоянда.
**Рӯзафрӯз,** з - тобон, дурахшон:

Талъаташ офтоби рӯзафрӯз,
Рӯшноифазою зулматсӯз. Ҷомӣ

**Рӯзбеҳ = Рӯзибеҳ,** м - Хушбахт, Беҳрӯз, Некрӯз.
**Рӯзгун,** з - рӯзмонанд; равшан; сафед; маҷ. хушрӯ, равшанталъат:

Бари духтар омад пур аз ханда лаб
Кушода рухи рӯзгун зери шаб. Фирдавсӣ

**Рӯйинтан** - оне, ки бадани нерӯманду мустаҳкам дорад ва зарбаи силоҳ ба он таъсир намекунад; лақаби Исфандиёр, писари Гуштосп.
**Рӯзӣ** - ризқу рӯзӣ, хӯроки рӯзона; тӯша, насиб, қисмат, тақдир.
**Рӯзӣ** (алӣ, аҳмад, бадал, бек, беҳ, бой, ён, маҳмад, мирзо, мурод, муҳаммад, назар, ниёз, хоҷа, шоҳ - м; бахш, бибӣ, гул, ён, моҳ, нисо, хон, ҷон - з) - аз Рӯзӣ ва п. м.

Рӯзибахш, м - ризқдиҳанда, Розиқ; мач. Худо.
Рӯздеҳ, м- ниг= Рӯзибахш.
Рӯзия, з , шакли навозишии Рӯзӣ
Рӯзӣ, м - ризқу рӯзӣ.
Рӯзмеҳр, м - аз рӯз ва Меҳр
Рӯзчеҳра, з - ниг. Рӯзгун.
Рӯин = Рӯина, м - аз рӯй (филизест хокистарӣ) сохташуда, мустаҳкам, устувор;
- номи писари Пирон, қаҳрамони тӯронӣ дар "Шоҳнома":

Ба назди Сиёвуш фиристод ёр,
Чу Рӯину чун Шедаи номдор. Фирдавсӣ

Рӯҳ, а - равон,ҷон; амри илоҳӣ, ваҳӣ; фаришта, малак, арвоҳ; парда дар мусиқӣ; нафас; ҳаёт, зиндагонӣ.
Рӯҳ (баланд, навоз, ойӣ, парвар), м - аз Рӯҳ ва п. м.
Рӯҳангез, з - ангезонандаи Рӯҳ; ниг. Рӯҳ.
Рӯҳафзо = Рӯҳфазо - ҷонбахш, равонбахш; сабабест, ки зиндагиро хушу хуррам ва дароз мегардонад; рӯҳро қувватдиҳанда; хушӣ ва хуррамиовар.
Рӯҳафзун, з - ниг. Рӯҳафзо.
Рӯҳбахш - рӯҳбахшанда; яке аз сифатҳои Худованд; ниг. Рӯҳафзо.
Рӯҳбон, м - ч. Роҳиб.
Рӯҳинисо = Рӯҳуннисо, з - Бонуи хушӣ ва хуррамиовар; аз Рӯҳ ва Нисо; ниг. Рӯҳафзо.
Рӯҳиддин, м - аз Рӯҳ ва дин.
Рӯҳмон, м - ниг. Раҳмон.
Рӯҳуллоҳ, м - Рӯҳи Оллоҳ; лақаби Исо пайғамбар.
Рӯшан - ниг. Равшан.
Рӯшан (бахт, бахш, бин, гар, дил, дод, заамир, меҳр, ниҳод, он, равон, рон, тоб, чеҳр), м - аз Рӯшан ва п. м.
Рӯшан (ак, бахш, бин, бону, гар, гул, да, дид, дил, дод, дон, духт, замир, меҳр, ниҳод, он, рав, равон, рой, рух, тоб, чеҳр), з - аз Рӯшан ва п. м.
Рӯшана, з - ниг. Рӯшан.
Рӯшинос, м - ошно, шинос:

Равшандиле куҷо, ки бувад рӯшиноси гул,
В-озодае куҷо, ки забондони савсан аст. Ҷомӣ

- бошараф, номдор, машҳур, бошаъну шараф:

Гар надорӣ нури ҷони рӯшинос,
Рав, димоғе даст овар, бӯ шинос. Румӣ

С

**Саад,** м - ниг. Саъд.
**Сабақ,** м - дарс, як миқдори китоб, ки дар муддати муайян бояд хонда шавад; таълим: Сабақи сӯхтану қоидаи ҷонбозӣ,
Андар ин анҷуманаш шаҳпари парвона талаб! Имло
- гузашта, кор ва амале, ки дар гузашта воқеъ гаштааст; собиқа.
**Сабақ** (бахш, гир, дон, омӯз, ҷӯ) - аз Сабақ ва п. м.
**Саббор,** м, а - бисёр сабркунанда, сабур, хеле ботоқату бардошт, бурдбор.
- аз номҳои Худои мутаол.
**Саббора,** з - муаннаси Саббор.
**Саббоҳ,** м, а - шиновар, шинокунанда; маҷ. киштирон:
Меравад саббоҳ сокин чун амад,
Аҷамӣ зад дасту пову ғарқ шуд. Румӣ
- маҷ. хеле зебо, хушрӯй.
**Саббоҳа,** з - муаннаси Саббоҳ.
**Сабеҳ,** а - зебо, хушрӯ; хубрӯ ва сафедранг.
**Сабеҳа,** з - бомдод; муаннаси Сабеҳ.
**Сабеҳсурат,** з - аз Сабеҳ ва Сурат.
**Сабз** (бахт, бону, гул, гун, гуна, қадам, моҳ, оро, ранг, ором), з - аз Сабз (ба барги ранги тари наботот; гандумгун, сабзина) ва п. м.
**Сабзалӣ,** м - ниг. Сабзаалӣ.
**Сабза,** - гиёҳи навхез, неш; аломатҳои аввалини...; нумӯъи растанӣ.
- паррандаи сабзранг ба мисли кабӯтар, мурғи хӯрданбоб.
**Сабзаалӣ,** м - аз Сабза ва Алӣ.
**Сабзагул,** з - гули навруста, гули навхез.
**Сабзбахтӣ,** з - некталеъ, хушнасибӣ, бахтоварӣ.
**Сабзбаҳор,** з - аз Сабз ва Баҳор; гиёҳи навхези баҳорӣ.
**Сабзина** (гул, моҳ, рӯ, хон), з - сабзгун, сабзранг, кабудранг; аз Сабзина ва п. м.
**Сабзия,** з - шакли навозиши Сабз.
**Сабзпарӣ,** з - парии навҷавон, парии наврас.
**Сабигул,** з - аз Сабй (бача) ва Гул.
**Сабий** - кӯдак(и аз шир боз шуда).
**Сабиён,** м - бачаҳо; яке аз оинҳои яктопарастӣ; дурусташ Сибён, ҷ. Сабй.
**Сабийя,** з, а - духтарбача, духтар.
**Сабил,** м - роҳ, хатти ҳаракат, тариқ:
Ту, к-аз хоби нӯшин ба бонги раҳил,
Нахезӣ, дигар кай расӣ дар сабил. Саъдӣ
- дар тасаввуф - роҳи тариқат; дар роҳ, дар сафар;
- хайрот( шуда), бахшидашуда; ройгон додашуда; назршуда;
- қурбон, қурбоншуда; ҳадар, мубоҳ, зоеъ:

Шароб дар дасти хубон сансабил аст,
В-агар худ хуни майхорон сабил аст. Саъдӣ

**Сабина,** з - духтарак; ниг. Сабийя.

**Сабир,** м, а - собир, сабркунанда; ниг. Сабур; ниг. Собир.

**Сабира,** з - муаннаси Сабир.

**Сабиуллоҳ,** м, а - аз Сабӣ ва Оллоҳ.

**Сабиҳуллоҳ** - аз Сабиҳ (зеборӯ) ва Оллоҳ.

**Сабӣ,** м, а - кӯчак, кӯдак, бача, писарбача:

То нагирад сабии гаҳвора,
Кай диҳад шир модари гамхор? Шамси Табрезӣ

**Сабия,** з - ниг. Сабийя.

**Сабият,** з - бачагӣ, кӯдакӣ; ниг. Сабийя.

**Сабии** = Саману - суманак.

**Сабо** (гул, хон), з, а - боде, ки аз тарафи шарқ мевазад; шамоли форам, насими салқин:

Бод, ки аз машриқ ояд, он сабост,
В-он ки аз мағриб - дабури бовафост. Румӣ

- хуб ва ҷамил; соҳибҳусн; шӯълаи қандил.
- номи шаҳре дар Ямани қадим, ки малика Билқис, зани Салайман (а.) дар он ҷо ҳукмронӣ мекард.

**Сабоё,** з - ҷ. Сабийя.

**Сабот,** м, а - устуворӣ, пойдорӣ, бардавомӣ; ниг. Бақо.

Бидеҳ, соқӣ, он айни оби ҳаёт,
Ки даврони гетӣ надорад сабот. Хоҷу

**Сабоҳ** (иддин, уддин, уллоҳ), м - пагоҳӣ, вақти субҳ, бомдод, сапедадам:

Ҳар сабоҳу ҳар масо сарҳанги хос,
Мерасад аз ман ҳамеҷӯяд манос. Румӣ

**Сабоҳат,** з, а - сафедрӯӣ, хушрӯӣ, зебоӣ; ёр шудан ва ёрӣ кардан.

**Сабоҳгул,** з - аз Сабоҳ ва Гул.

**Сабр,** а - шикебоӣ, таҳаммул, тоқат, тобоварӣ ба сахтиҳо:

Сабр кун, эй дил, ки он бедоди ҳиҷрон бигзарад,
Роҳати тан чунки бигзашт, офати ҷон бигзарад. Анварӣ

Сабр дар хонаи вайронаи дил ҳеҷ намонд,
Хоб дар дидаи гамдидаи бемор куҷост? Ҳилолӣ

- гиёҳест бо баргҳои тегдор, алоэ, ки шираи он дар тиб ҳамчун дору ба кор меравад:

Дардо, ки табиб сабр мефармояд,
В-ин нафси ҳарисро шакар мебояд. Саъдӣ

**Сабр** (алӣ, иддин, уддин, уллоҳ - м; бону - з) - аз Сабр ва п. м.

**Сабрин,** м - ботоқат, ботаҳаммул, ба сахтиҳо тобовар; ниг. Сабр.

**Сабрина,** з - ниг. Сабрин.

**Сабрия,** з - мансуб ба Сабр; шакли навозишомезонаи Сабр.

**Сабрӣ** (гул, бону, моҳ, нисо, ноз - з), м - мансуб ба Сабр; аз Сабр ва п. м.; ниг. Сабрин.
**Саброн,** м - ҷ. сабр (шикебой, таҳаммул, тоқат, тобоварӣ ба сахтиҳо).
**Саброна,** з - ниг. Саброн.
**Сабруллоҳ,** м - аз Сабр ва Оллоҳ.
**Сабукдаст** - чобукдаст, чусту чолок, моҳир:

Ба килки нештар устоди сабукдаст,
Ба лавҳи хок нақши ин ҳарфро баст. Ҷомӣ

**Сабукдил** - зиндадил, шоду хуррам, хурсанд, хушҳол.
**Сабукрав,** м - тезрав, тезрафтор:

Зи гардишҳои он чархи сабукрав,
Ҳамон ояд, к-аз ин сангу аз он ҷав. Низомӣ

**Сабукрӯҳ,** - ниг. Сабукдил.
**Сабукхез,** - сабукрав, тезрафтор; тездав; тезҳаракат:

Бурун ҷастанд бозони сабукхез,
Ба хуни сайд карда чангро тез. Аз "Анвори Суҳайлӣ"

**Сабур,** м - бисёр сабркунанда, бо сабру тоқат; тобовар ба сахтиҳо:

Ҳофиз, сабур бош, ки дар роҳи ошиқӣ,
Ҳар кас, ки ҷон надод, ба ҷонон намерасад. Ҳофиз

- собир ва шикебо; ниг. Собир.
- аз номҳои Худои таоло.

**Сабура,** з - ниг. Сабур.
**Сабурӣ,** м - мансуб ба Сабр; ниг. Саброн.
**Сабӯҳ,** м - пагоҳии барвақт; майнӯшии саҳаргоҳӣ бораи дафъи хумор:

Биё, соқӣ, он роҳатангези рӯҳ
Бидеҳ то сабӯҳӣ кунад дар сабӯҳ. Низомӣ

**Савганд** - қасам.
**Савдо,** м, а - яке аз чор унсури бадани инсон (сафро, балғам, хун, савдо), ки ба ранги сиёҳ аст ва дар тасаввури тиббӣ қадим асоси зиндагиро ташкил медиҳад; маҷ. девонагӣ, шайдоӣ, ҳавову ҳавас:

Рӯзгорест, ки савдои бутон дини ман аст,
Ғами ин кор нашоти дили ғамгини ман аст. Ҳофиз

- хаёл, орзу, хоҳиш; тақозо; орзуи беҳуда, хаёли хом:

Ба хуррамию хушӣ бигзарон ҷаҳон, ки ҷаҳон,
Ба ҳар чи ҷуз хушиву хуррамӣ, ҳама савдост. Анварӣ

- ғам, ғусса; ташвиш;
- тиҷорат, харидуфурӯш;
- Абдулқодирхоҷа (с. 1823, Бухоро - с. 1873, Балҷувон), шоири тоҷик, бо тахаллуси "Бепул" низ маъруф аст.

**Савлат**- зӯру қувват, тавоноӣ, ҳайбату салобат; шукӯҳ, шавкат:

Ӯ мири қабила, ман гадоям,
Бо савлати ӯ куҷо бас оям!? Ҷомӣ

**Савлат** (гул, дўст, моҳ, нисо - з; дўст, манд, шоҳ - м) - аз Савлат ва п. м.
**Савоб,** м, а - музд ва подоши хайр, мукофоти кори нек; кори нек, кори хайр;
- ростӣ, дурустӣ:

Турку тоҷику араб гар ошиқанд,
Ҳамраҳанд аз рӯи маънӣ дар савоб. Шамси Табрезӣ

- рост, дуруст, ҳақ.

**Савоб** (дил, дўст, ҷў), м - аз Савоб ва п. м.
**Савобит,** м - ҷ. Собита; яке аз ситорагони собит.
**Савод,** м - хонда ва навишта тавонистан:

Ба тифли чу по дар дабистон ниҳод,
Ба андак таваҷҷўҳ саводаш кушод. Садри Зиё

- донаи дил, холи дил;
- сиёҳӣ, сиёҳнавис, навишта, рўнавишт, мусаввада; шабақ;
- он ҷӣ дар ҳошия ва гирди варақ навишта мешавад;
- гирду атроф ва музофоти шаҳр; сатҳи замин, сарзамин, кишвар мамлакат; ҷамоати мардум;

**Савод** (дор, дўст, омўз) - аз Савод ва п. м.
**Савр** - гови нар, бақар - барои ном ғалат аст; аслаш "Сарв" мебошад, ки дарахт аст; шояд "Сабр" низ бошад.
**Саври** (бону, ваш, гул, духт, ноз, озод, рух, чеҳр), з - аз Сарви ва п. м.
**Савриддин,** м - Гови фалак (сардун), бурҷи дуюм аз 12 бурҷи фалак (бурҷи гов.
**Савринисо,** з - бурҷи сеюм аз бурҷҳои 12 - гона, ки мутобиқ аст ба Урдибиҳиштмоҳ (аз 20. 04 то 21, 05).
**Саврия,** з - мансуб ба Саврӣ; дурусташ - ниг. Сарвия.
**Саврӣ,** з - мансуб ба Савр; дурусташ - ниг. Сарвӣ.
**Саврон, з** - ниг. Сарвон.
**Савсан = Сўсан** - гули пиёзбехи бунафшаранг, ки барғҳояш борику баланд буда, гулҳои рангоранги зебо дорад.
**Савсан** (бар, бегим, бону, гул, духт, моҳ, ой, оро, рух, чеҳр, чеҳра), з - аз Савсан ва п. м.
**Савсана,** з - як дона савсан; шакли навозишии Савсан.
**Савт** (бахш, навоз) - аз Савт (садо, овоз; оҳанги мусиқӣ; тоҷиёна) ва п. м.
**Сада,** м - сад сол; орзуи садсола шудани фарзанд;
- яке аз ҷашнҳои эрониёни қадим, ки рўзи даҳўми баҳманмоҳ (29-30 январ) барпо мешудааст (гўё дар ин рўз адади фарзандони Одам (а.), бо шумули Каюмарс ба адади сад расида бошад, онро ҷашн мегиранд) ва дар ин рўз оташи бисёр меафрўхтаанд:

Ба наврўзи Ҷамшеду ҷашни сада,
Ки нав гашти оинӣ оташкада... Низомӣ

**Сада** - давраи садсола, қарн, аср.
- ҷашни сада (даҳуми баҳманмоҳ) сад рўз пас аз оғози зимистон ид карда

мешуд ва то ҳол давом дорад.

**Сада** (гул, райҳон), з - аз Сада ва п. м.

**Садад,** м, а - ният, азм, аҳд; қасд кардан, дар паи коре шудан:

Шуд фалак дар садади маъракаи носозӣ,
К-аз дили кӯдаки мо шавқи таманно бархост. Соиб

- нисбат, сабаби..., муносибати ..., наздикӣ, ҳамҷаворӣ, рӯбарӯ.

**Садаф,** а - чилдe, ки дар даруни он як навъ ҷонвари хурди баҳрӣ ҷой дорад;
- моддае, ки андаруни садаф пайдо шуда батадриҷ ба гавҳар мубаддал мешавад:

Косаи чашми ҳарисон пур нашуд,
То садаф қонеъ нашуд, пурдур нашуд. Аз "Анвори Суҳайлӣ"

- нармтанони дукафа (дупалла)-и, гӯшмоиҳо, ки ба номи садафҳои хӯрокӣ ва марворидӣ маълуманд;
- навъе аз пиёлаи кӯчак барои шароб;
- се ситораи ба шакли мусаллас дар даври қутб.

**Садаф** (вор, гул, гуна, ин, моҳ, нисо, оро, осо), з - аз Садаф ва п. м.

**Садафгун,** з - монанди Садаф; садафранг; садафмонанд.

**Садафӣ,** з - мансуб ба Садаф.

**Садбарг** (бону), з - гули сербарги хушбӯ.

**Садид,** м, а - устувор; рост ва дуруст, нишонрас ; маҳкамирода.

**Садида,** з - ниг. Садид.

**Садидиддин = Садидуддин,** м - аз Садид ва дин.

**Садиқ,** м, а - одами меҳрубон, вафодор, дӯсти самимӣ; ниг. Содиқ; Сиддиқ.

**Садиқа,** з - ниг. Садиқ.

**Садиқуллоҳ, м** - аз Садиқ ва Оллоҳ; ниг. Садиқ.

**Садир = Сидир,** м - номи қаср, ки Нӯъмон ибни Манзар барои Баҳроми Гӯр сохта буд; таҳрифи Садр; ниг. Садр.

**Садод,** м, а - ростӣ ва дурустӣ дар кирдору рафтор, адолат, истодагӣ кардан, пойдорӣ, субот:

Гарат ҳавост, ки ҳосил кунӣ зи даҳр фалоҳ,
Қалам бурун манеҳ аз ҷодаи садоду салоҳ. Бедил

**Садода,** з - ниг. Садод.

**Садоқат ,** з - дӯстии самимӣ; дӯстӣ ва ростӣ.

**Садоқат** (бону, манд, моҳ, нисо, ой, пеша, хон), з - аз Садоқат ва п. м.

**Садоқат** (манд, пеша), м - аз Садоқат ва п. м.

**Садоншоҳ** - ниг. Саъдоншоҳ.

**Садорат** (бону, зон), з - болонишин; риёсат; вазорат, сарвазир; ниг. Садр.

**Садр,** м, а - сина; аввал, муқаддам; оғоз; нишастгоҳи боло, пешгоҳ;
- миҷ, миёна, марказ; болонишин, раис, сардор, пешво; вазири вазирон, раиси раисон;
- олитарин унвони илмӣ дар Бухорои асрҳои охир, ки пас аз ӯроқ ва судур меояд; ниг. Судур ва Ӯроқ.

**Садранг** - рангоранг, гуногунранг.
**Садриддин = Садруддин,** м - аз Садр ва дин.
**Садринисо,** з - муқаддами бонуҳо, пешқадами бонуҳо.
**Садриҷаҳон,** м - гумоштаи ҷаҳон, пешқадами ҷаҳон; унвони пешвоёни рӯҳонӣ ва маъмурӣ дар Самарқанд ва Бухорои асрҳои XII – XIV.
**Садрия** (бону), з - шакли навозишии Садр; ниг. Садр.
**Садрӣ,** м - мансуб ба Садр.
**Садрнишин** - болонишин, пешгоҳнишин, раис, сардор.
**Садрон,** м , мансуб ба Садр.
**Садрона,** з - ниг.Садрон.
**Садруллоҳ,** м - аз Садр ва Оллоҳ.
**Садрулислом,** м - аз Садр ва Ислом.
**Садрхон** - аз Садр ва Хон.
**Саёдат** = Сиёдат, а - сарварӣ, хоҷагӣ, хоҷа:

З - ӯ қуввату сиёдату судат мабод,
К - ӯ қуввату сиёдату судат кунад ҳаме. Манучеҳрӣ

- шарафмандӣ, бузургӣ, меҳтарӣ, шараф; соҳиби иззату ҳурмат.

**Саёҳат** - аз ҷое ба ҷое рафтан, сафар; ҷаҳонгардӣ, мусофират.
**Саёҳат** (бибӣ, бону, гар, дӯст, моҳ), з - аз Саёҳат ва п. м.
**Сазо** - сазовор, муносиб, мувофиқ, лоиқ, шоён; ҷазо, мукофот, подоши бадӣ ва ё некӣ.
**Сазовор** - лоиқ ва шоён, шоиста; муносиб:

Набудам гар сазовори висолат,
Ҷаро оташ ба ҷонам зад хаёлат? Ҳозиқ

**Саид,** м, а - хушбахт, комрон, некбахт, хуштолеъ, бахтёр;
- бузург, сарвар;
- аз авлоди пайғамбар;
- рӯи замин; болой, дар баландӣ мавҷуд буда;
- барои сохтани номҳои мураккаб истифода мешавад, одатан пеш аз ном меояд: мас. Саидикром, Саидмӯмин, Саидамин ва ҳоказо.

**Саида** (бону, гул, нисо), з - Бону, Бонуи хушбахт; аз Саида ва п. м.; ниг.Саид.
**Саид** (бахт, бибӣ, бону, моҳ, нисо), з - аз Саид ва п. м.
**Саидтолеъ,** м - хуштолеъ, некбахт.
**Саидо,** м - ниг. Сайидо.
**Сайд,** м, а - шикор кардан; он чӣ ки шикор мекунанд, шикор; моҳӣ, оҳу, моҳӣ, мург, ...:

Тиру камон гирифтаӣ, сӯи шикор меравӣ,
Сайди туанд оламе, баҳри чи кор меравӣ. Ҳилолӣ

- мухаффафи Саид (Сайид).

**Сайдакрам,** м = Саидакрам = Сайидакрам.
**Сайдалӣ,** м = Саидалӣ = Сайидалӣ

**Сайдамир,** м = Саидамир = Сайидамир.
**Сайдамон,** м = Саидамон = Сайидамон.
**Сайдӣ = Сайидӣ** - сарварӣ, мехтарӣ, оқой (огой); мансуб ба Сайид.
**Сайдиниссо,** з - Саидиссо = Сайидиниссо.
**Сайдмаҳмуд,** м - Саидмаҳмуд = Сайидмаҳмуд; сайиди Маҳмуд.
**Сайдмуҳиддин,** м - Саидмуҳиддин = Сайидмуҳиддин = Сайидмуҳйиддин; аз Сайид ва Муҳиддин.
**Сайдпеша,** м - шикорчии касбӣ, осе, ки шикорро пеша гирифтааст.
**Сайдуллоҳ,** м - аз Сайид ва Оллоҳ.
**Сайдҳомид,** м - аз Сайид ва Ҳомид.
**Сайдҷамол,** м - Сайид ва Ҷамол.
**Сайёд** (бек, ҷон), м, а - шикорчӣ, сайдкунанда.
**Сайёр,** м, а - бисёр гардишкунанда, сафаркунанда, ҳаракаткунанда, сайр кардан.

Қуббаи боргоҳи айвонаш,
Бартар аз ҳафт кавкаби сайёр. Убайди Зоконӣ

**Сайёра** - муаннаси Сайёр, кавкаб;
ҷирмҳои бузургтарини системаи Офтоб - Уторид, Зӯҳра, Замин, Миррих, Муштарӣ, Зуҳал, Уран, Нептун, Плутон, ки гирди Офтоб гардонанд ва аз нури он тобон мешаванд; корвон.
**Сайёра** (бегим, бибӣ, бону, хон, моҳ, , з) - ниг. Сайёр.
**Сайёф,** м, а - шамшердор, шамшерзан, касе, ки бо шамшер ҷанг мекунад.
**Сайёҳ** (дӯст, иддин), м - бисёр саёҳаткунанда, ҷаҳонгард, мусофир.
**Сайёҳа,** з - ниг. Сайёҳ.
**Сайид,** м, а - бузург, сарвар, сардор, мехтар, пешво;
- паёмбари ислом; лақаби авлоди Муҳаммад (с.а.с.).
**Сайид** (аббос, абдуллоҳ, аброр, аддин, адҳам, азиз, азим, акбар, акмал, акобир, акрам, алам, алӣ, аловаддин, амин, амир, амон, амриддин, анвар, араб, асад, аслам, асир, асрор, ато, афзал, аҳён, аҳмад, аҳрор, ашраф, ашӯр, аъзам, аълам, аъло, бадр, бадриддин, бахт, бахтуллоҳ, баҳром, бақо, бек, билол, билол, бой, боқӣ, бурҳон, валӣ, ваққос, воҳид, ғанӣ, ғафур, ғаффор, ғозӣ, ғиб, ғолиб, ғуфрон, давлат, даврон, довуд, ёсин, замон, зокир, зуҳур, иброн, иброҳим, иддин, икром, илҳом, имом, имон, имрон, ино, ислом, исҳоқ, кабир, камол, карим, комил, қадам, қайюм, қаюм, қобил, қодир, қосим, қуддус, қудрат, латиф, мавҷуд, мадӣ, мақ сад, мақсуд, малик, мансур, масрур, махдум, махсум, маҳмад, маҳмуд, машраб, машраф, маъруф, меҳроҷ, меҳрӯз, мирзо, мудассир, музаффар, мурод, муртазо, муслим, муслиҳиддин, мусо, мухтор, муҳаммад, муҳиддин, мӯсо, мӯъмин,набӣ, назар, назир, насим, насриддин, нафас, ниёз, низом, нозим, нур, нуриддин, нусрат, нӯъмон, обид,обиддин, одил, олим, ориф,оқил, подшоҳ, пӯлод, рабӣ, расул, раҳим, раҳмат, раҳмон, ризо, руҳуллоҳ, султон, толеъ, тоҷиддин, тоҷӣ, уллоҳ,умар, умрон,

усмон, фазл, фазлиддин, фазлон,файз, фозил, фузун, хайр, хайриддин, халил, хол, холид, холик, хон, хоча, ҳайдар, ҳамид, ҳасан, ҳафиз, ҳикмат, ҳилол, ҳилолиддин, ҳисом, ҳисомиддин, ҳоким, ҳомид, ҳомиддин, ҳотам, ҳофиз, ҳошим, ҳусайн, ҷаббор, ҷалил, ҷалол, ҷамол, ҷамил, ҷамол, ҷаъфар, ҷиддин, ҷон, шараф, шариф, шаҳриёр, шоҳ, шоҳмурод, эҳё, эҳсон, эшон, юнус, юсуф, яҳё, яъқуб), м - аз Сайид ва п. м.

**Сайид** (бахт, бибӣ, бону, гул, нисо), з - аз Сайид ва п. м.

**Сайида** (бибӣ, бону, нисо, хон), з - аз Сайид ва п. м.

**Сайидо,** м - ниг. Сайид.

**Сайин,** м, а - мустаҳкам, маҳкам, устувор; ниг. Соин

**Сайли** (бону, гул, моҳ, нисо, - з; иддин, мирзо - м) - мансуб ба Сайр; гардиш, тамошо.

**Сайлӣ,** з - шакли вайроншудаи Сайрӣ; ниг. Сайр; Сайрон.

**Сайлон** = Саялон, з, з - ҷараён, ҷорӣ (равон) шудани ин ё он моеъ (об, хун ва г.; киноя аз ҷараёни оби борон; сел:

Аз кӯҳ даромадӣ чу сайле,
Рафтӣ сӯви равзагоҳи Лайлӣ. Низомӣ

- номи ҷазирaест дар ҷануби Ҳиндустон, ки аз кӯҳаш ёқути аълосифат мегиранд.

**Сайлон** (бибӣ, бону, моҳ), з - аз Сайлон ва п. м.

**Сайлона,** з - ниг. Сайлон

**Сайр** - гардиш, ҳаракат; сафар, саёҳат, тамошо:

Ба ҳар кишваре сайр кардам басе,
Ба чуз соя ҳамраҳ надидам касе. Ҳоҷу

**Сайра,** з - паррандаест аз ҷинси гунҷишк буда чун булбул хушовоз аст.

**Сайрам** (алӣ, бек, бой, хон - м; бибӣ, бону - з) - аз Сайрам ва п. м.

**Сайри** (гул, нисо), з - мансуб ба сайр; аз Сайрӣ ва п. м.

**Сайрия,** з - шакли навоишомезонаи Сайрӣ.

**Сайрӣ,** з - мансуб ба Сайр.

**Сайрон** (бибӣ, бону, гул, моҳ), з - сайр, сайру гашт; сафар, саёҳат, тамошо.

**Сайрона,** з - шакли навозишии Сайрон.

**Сайумрон,** м - аз Сайид ва Умрон.

**Сайф,** м, а - шамшер:

Қотеъ аз баҳри душман аст ин сайф,
Ту кушӣ дӯст, - ҳайф бошад, ҳайф! Ҷомӣ

- тобистон:

Гаҳ баҳору сайф ҳамчун шаҳду шир.
Гаҳ сиёсатҳои барфу замҳарир. Румӣ

**Сайфалӣ,** м - аз Сайф ва Алӣ.

**Сайфиддин = Сайфуддин,** м - аз Сайф ва дин.

**Сайфинисо,** з - аз Сайф ва Нисо.

**Сайфия,** з - шакли навозишии Сайфӣ.

**Сайфй,** м, а - мансуб ба Сайф; тобистоній.
**Сайфулислом,** м - шамшери Ислом; сарлашкари Ислом.
**Сайфуллоҳ,** м - шамшери Оллоҳ; сарлашкари Оллоҳ; лақаби лашкаркаши Машҳури ислом Холид ибни Ал- Валид (асри VII); аз Сайф ва Оллоҳ.
**Сайфулмулк,** м - шемшери салтанат (давлат); сарлашкари салтанат.
**Сайфулмулук,** м -шамшери подшоҳон; сарлашкари подшоҳон; ниг. Сайфулмулк.
**Сайфур,** м - матои абрешимини нафис; ниг. Нафис.
**Сайфура,** з - ниг. Сафуро .
**Сайфурамоҳ,** з - аз Сайфура ва Моҳ.
**Сайфуро** - ниг. Сафуро.
**Сайфурон** - аз Сайфураҳо; ниг. Суфаро.
**Сайҳун** - номи рӯдест миёни Андиҷон ва Самарқанд; наҳрест дар Мовароуннаҳр, номи қадимии дарёи Сир.
**Сайҳуна,** з - шакли навозишии Сайҳун.
**Сакина,** з, а - ором, осудагӣ, ором; бошанда; номи духтари имом Ҳусайн (р.)
**Салам,** а - додани баҳои чизе пеш аз тайёр шудани он; байъона:

Аз барои суоли хосу ом,
Надиҳад бе салам ҷавоби салом. Саноӣ

**Салама,** з - номи яке аз занҳои Муҳаммад (с.а.с.).
**Салват** - хурсандӣ,хушнудӣ, шодкомӣ; тасаллӣ, оромӣ:

Салвати дил зи кадом аҳли вафо дорам чашм,
Чашми ҳиммат зи кадом аҳли назар боз кунам? Хоқонӣ

**Салвия,** з - шакли навозишонаи Салво; ниг. Салво.
**Салвӣ,** з - ниг. Салво.
**Салво,** а - асал. ангубин. шаҳд; бедона, вартишк.
**Салвон** - мансуб ба Салво.
**Салил,** м, а - баркашида (шамшер аз ғилоф), шамшеркашида, тегкашида, кордкашида ва м. и.; фарзанд, насл, авлод; овоз ва садои чарангосӣ; - шароби холис; кӯҳони шутур; маҳалли равон шудани об дар водӣ; дарахти ток; мағзи ҳаром, ҳароммағз.
**Салим,** а - солим, сиҳҳат; дуруст, бенуқсон, бекаму кост, беайб. - мач, софдил, содиқ, самимӣ.
**Салим** (бек, бой, дил, қалб, мирзо, хон, хоҷа, шоҳ - м; бибӣ, бону, ой, хон- з) аз Салим ва п. м.
**Салима,** з - ниг. Салим.
**Салимдил,** м - софдил; солимдил; аз Салим ва Дил.
**Салимшоҳ,** м - аз Салим ва Шоҳ.
**Салис,** а - равон ва ҳамвор суханґӯ; нарм, осон; ром.
**Салиса,** з - ниг. Салис.
**Саллам,** м - дурудu салом; аслаш Салам аст; ниг. Салам.
**Салламшоҳ,** м - аз Саллам ва Шоҳ.

**Салмо**, з, а - зани хушрӯ; муаннаси Аслам.

**Салмон** , а - нек, хуш, бомуваффақият; осуда, некӯаҳвол; аз Салам, Салим.
- яке аз саҳобаҳо (ҳамсӯҳбатон)-и машҳури Муҳаммад (с.а.с), ки дар Исфаҳон таваллуд ёфта, сипас, ба мамлакатҳои араб рафта дини исломро қабул кардааст ва ба номи Салмони форсӣ машҳур аст; номи шоири машҳури форсу тоҷик Салмони Соваҷӣ (с.1310, қарияи Соваи Ироқи Аҷам - с. 1376 ҳамон ҷо).

**Салмон** (бек, бой, иддин, шоҳ- м) - аз Салмон ва п. м.

**Салом**, м, а - сулҳ,оштӣ, амну амон; осудахотирӣ; таҳийят, дуруд; таҳният, муборакбодӣ:

Шуд фаромӯш маро роҳи саломат зи ғамат,
Чӣ шавад, гар ба с а л о м а т дили ман шод кунӣ? Анварӣ

- сиҳатдиҳанда; аз номҳои муборaки Худои таоло.

**Салом** (бек, бой, хоҷа, шоҳ), м - аз Салом ва п. м.

**Саломат**, з, а - солим, тандуруст; саломатӣ, офиятмандӣ; осудагӣ; дурустӣ; ҳақиқат; беосеб, безарар.

**Саломаталӣ**, м - аз Саломат ва Алӣ.

**Саломатшоҳ**, м - аз Саломат ва Шоҳ.

**Саломуллоҳ**, м - аз Салом ва Оллоҳ.

**Салоҳ**, м, а - некӣ, некӯкорӣ; хайрият, фоида, нафъ:

Бар он бош, то ҳар чӣ ниййат кунӣ,
Назар дар салоҳи раъият кунӣ. Саъдӣ

- оштӣ кардан; шоистагӣ, сазоворӣ, аҳлият.

**Салоҳ** (дид, дод, зод, иддин, ият), м - аз Салоҳ ва п. м.

**Салоҳиддин = Салоҳуддин**, м - аз Салоҳ ва дин; накӯкори дин.

**Салсабил** - оби гуворои хушхӯр; чашмае дар биҳишт; ниг. Сабил.

**Салсол**, м - оби равони соф ва гуворо; гиле, ки барои сохтани сафол тайёр карда мешавад; гиле, ки гӯё Худо Одамро аз он сириштааст:

Аз нафъти худоист сиришта гуҳари ӯ,
Гарчи гуҳари одамиён ҳаст зи салсол. Муиззӣ

**Салтанат** - вазифа ва амали султон; подшоҳӣ; ҳукмронӣ; фармонравоӣ; маҷ, зӯрӣ; қудрат ва тавоноӣ.

**Самад**, м, а - поянда, ҷовидон, абадӣ; бениёз, ғанӣ, он ки дигарон ба ӯ ниёз доранд; аз номҳои Худои таоло.

**Самад** (алӣ, бек, дин, зод, зода, ият, мирзо, уллоҳ, ҷон, шоҳ - м; гул - з) - аз Самад ва п. м.

**Самак**, м, а - моҳӣ; моҳие, ки гӯё дар болои он гове истода ва дар болои шохи он гов замин қарор гирифтааст.

**Саман = Суман**, з - ёсуман, ёсмин, гулест сафед ва хушбӯй:

Зи ганҷаш замин киса бардӯхта,
Суман симу хайрӣ зар андӯхта. Низомӣ

Зи шарми он кӣ ба рӯи ту нисбаташ кардам,
Суман бо дасти сабо хок бар даҳон андохт. Ҳофиз

- шабдор, барсим (навъ юнучка)

**Саман** (барг, бӯй, гул, дин, духт, пайкар, пар, рух, рӯ. рӯй, сой, чехр, чехра), з - аз Саман ва п. м.

**Саманбар = Суманбар,** з - гуландом; зебо, хушрӯ:

Чу бедор шуд Бежану хуш ёфт,
Нигори саманбар дар огӯш ёфт. Фирдавсӣ

**Саманд**, м - аспи рангаш моил ба зардӣ; саманди сабуксайр - киноя аз фалак, осмон; дунёи гузаранда:

Ба хар равиш, ки фалак сайр мекунад, шодам,
Ки ин саманди сабуксайр зери рони ман аст.

**Самандар**, м - ҷонвари обхокӣ; ҷонвари афсонавие, ки гӯё дар оташ пайдо мешавад ва агар аз оташ барояд, мемирад:

Ба оташ-андарун бар мисоли самандар,
Ба об-андарун бар мисоли наханг. Рӯдакӣ

- аз ю. Саламандра.

**Самар,** м, а - мева, бор, бар; самара:

Аз дарахти бед кай чинӣ самар,
Аз нани холӣ ту кай хоҳӣ шакар? Шоҳидӣ

- ҳосил; натиҷа, суд, фоида: Гар набуди нолаи найро самар,
Най ҷаҳонро пур карді аз шакар. Румӣ

- бегоҳӣ, торикии шаб: Соя хоб орад туро ҳамчун самар,
Чун барояд шамс ин шаққулқамар. Румӣ

- сухан; афсона ва ҳикояи шабона; афсона; ҳикоя.

**Самар** (бибӣ, бону, ой - з, бахш, бой, мирзо, рез, хез, хоҷа, ҷон, шох), м - аз Самар ва п. м.

**Самара,** з - насл, фарзанд; ниг. Самар.

**Самариддин = Самаруддин**, м - аз Самар ва дин.

**Самеъ,** м, а - шунаванда, гӯшкунанда; киноя аз доною зирак будан:

Мо самеъему басирему хушем,
Бо шумо номахрамон мо хомушем. Румӣ

- шунаво; аз номҳои Худои таоло.

**Самеъуллох,** м - аз Самеъ ва Оллоҳ.

**Самийя,** з, а - олӣ, баланд, сомӣ, олидарача, олимикдор.

**Самим,** а - миёни хар чиз, қисми асосӣ ва марказии хар чиз, дарун ва магзи хар чиз; асли чизе; айни ...; маҷ. тахти дил:

Ҳамебӯсид доя дасту пояш,
Ҳамегуфт аз самими дил дуояш. Ҷомӣ

- холис, мағз, беолоиш; хулоса, баргузида;

**Самима,** з - шакли навозишии Самим.

**Самин,** з - гаронбаҳо, пурбаҳо, пурқимат, қиматбаҳо; фарбех, чок; ад. сухани олӣ.

**Самина,** з - ниг. Самин

**Саминисо,** з - олитарини бонуҳо; аз Самӣ - олӣ, баланд, сомӣ
**Самир,** м, а - хушгуфтор; ҳамсӯҳбат; достонгӯ, афсонагӯ; замона, рӯзгор.
**Самира** (бону, гул), з - ниг. Самир.
**Самирон** - ниг. Самир.
**Самия,** з - мансуб ба Самӣ.
**Самӣ,** м - олӣ, баланд, сомӣ; ҳамном.
**Само** - осмон; баландӣ; фалак.
**Самовӣ,** з - мансуб ба Само.
**Самовот** - ҷ. Само.
**Самоуддин,** м - аз Само ва дин.
**Самоҳ** - саховат, ҷавонмардӣ, кушодадастӣ, олиҳимматӣ; бахшидан:

Ҳар чӣ додӣ, иваз намехоҳӣ,
Аз кӣ омӯхта саҳоб самоҳ? Шамси Табрезӣ

**Самоҳа,** з - ниг. Самоҳ.
**Самоҳат** - некӯкорӣ, саховат, ҷавонмардӣ.
**Самсом,** м - шамшери тезу бурро; теғе, ки хам намешавад.:

То мурғи дилам фитода дар доми ғамат,
Бар гардани дил шудаст самсоми ғамат. Ҳофиз

**Санавбар,** з - дарахте аз ҷинси коҷ, дарахти чалғӯза; маҷ. мавзунқомат, зебо.
**Санавбар** (қад, хиром, ҷон), з - аз Санавбар ва п. м.
**Санам,** з, а - бут; ҳайкале, ки аз санг, чӯб ё маъдан тарошида ё сохта, бо сангҳои қиматбаҳо оро дода, онро мепарастиданд;
- маҷ. маъшуқа, маҳбуба, ёр, дилбар; маҷ. зебо, нозанин.
**Санам** (бар, бибӣ, бону, гул, ой), з - аз Санам ва п. м.
**Санг,** м - ҷисмест суфт, ки дар замин, маъдан, кӯҳ мавҷуд аст; вазн, қадр, виқор; мустаҳкам, пойдор, ҷонсахт; тоқатовар; истам, бобақо, безавол.
**Сангак,** м - жола, яхча: Вайҳак, эй абр, бар гунаҳкорон,

Сангаку барф борию борон. Унсурӣ

- сангча; навъи нон; навъи ғаллаи сиёҳ; мурғи шикорӣ, тиримтой; ҷонваре бо номи сангдон.
- шакли навозишии Санг.

**Сангалӣ,** м - аз Санг ва Алӣ.
**Сангимурод,** м - аз Санг ва Мурод.
**Сангин,** м - аз санг сохташуда, мустаҳкам; устувор; ҷонсахт; тоқатовар; вазнин, гарон:

Ҳар шаб маро барояд нола зи ҷони сангин,
Чун нолише, ки шабҳо аз осиё бароянд. Хисрави Деҳлавӣ

- асари ҳунарӣ, ки барои авом мушкилфаҳм аст; бовиқор, муаққар.

**Сангинбахт** - бахташ устувор.
**Сангинмоҳ,** з - аз Сангин ва Моҳ.
**Сангинмурод,** м - хушбахту маҳкам; ба мурodу мақсадаш расида.
**Сангмуҳаммад,** аз Санг ва Муҳаммад.

**Сандал,** м - дарахти ҳамешасабзе, ки дар минтақаҳои гарм мерӯяд; чӯби он хушбӯст ва хосияти давой дорад, мач. муаттар ва нафис:

Сандали суда дарди сар бибарад,
Таб зи дил, тобиш аз ҷигар бибарад. Низомӣ

- навъе кафши чӯбӣ (шиб- шиб).

**Сандалӣ,** м - ниг. Сандал; номи шаҳре дар Ҳиндустон, ки дар "Шоҳнома"- и Фирдавсӣ васф шудааст; чорпоя барои нишастан, курсӣ.

**Сандид,** м - марди бузург; диловар; меҳтар, сарвар.

**Санеъ,** м - сохташуда, маснӯъ; парвариш дода шуда; сайқал дода шуда; офариниш, хилқат; санъат; кор, амал, феъл; ҷомаи покиза; таом; эҳсон, некӣ. ниг. Сонеъ.

**Саниа,** з, а - муаннаси Санеъ ва Саниъ; кори нек, некӯӣ, эҳсон; ҳунар.

**Санийя,** з, а - ниг. Санӣ; дандони ашк; пайраҳаи кӯҳӣ.

**Саниф** - ниг. Санифа.

**Санифа** (моҳ), з, а - ба навъ ҷудокунанда, тартибдиҳанда.

**Санӣ** - баланд, писандида, олӣ; баландмартаба; оличоҳ:

Бо синону теғ лоба чун кунӣ,
К-ӯ асир омад ба дасти он санӣ. Румӣ

**Санноъ = Санно,** м, а -аслаш Сунноъ, ҷ. Сонеъ - санъаткор, яъне дасткор, созанда, офаринанда; ҳунарманд, пешавар, косиб:

Сари сонеъ ба гардун - бар фароз аст,
Салотинро ба санноон ниёз аст. Носири Хисрав

**Сано,** а - мадҳ, таҳсин; ситоиш, шукр ва сипос; рӯшаноӣ, дурахшоиӣ, баландӣ, олидараҷагӣ.

**Сано** (бахш, вез, гар, гӯй, дид, дон, зеб, хон, хоҷа), м - аз Сано ва п. м.

**Сано** (бар, бахш, бибӣ, вӣ, гӯй, зеб, на, хон), З - аз Сано ва п. м.

**Саноат = Синоат** - кори эъҷодӣ, ҳунар, пеша; зебоӣ.

**Саноатвар,** м - ҳунарманд, пешавар.

**Санъат** (нисо, хон - з), м, а - пеша, ҳунар; касбу шуғл.

**Санъат** (вар, дӯст, ҷон; бону, гул, нисо, ҷон - з) - пеша, ҳунар; касбу шуғл.

**Санҷар,** м, т - шиддатнок, шадид; сӯрохкунанда; бодиққат; тез; паррандаи шикорӣ; мач. сарнагункунанда, мағлубкунанда.

**Санҷид,** м - меваи аз ҷинси унноб, ки мағзаш сафеду ордмонанд буда , пӯсти сурхи нозук дорад; ҷигда.

**Санҷидагӯ(й),** м - он кӣ санҷида сухан мегӯяд; пухтагап:

Ҷавонест озодаву некхӯ,
Хирадманду донову санҷидагӯ. Садри Зиё

**Санҷидакор,** м - озмудакор, пухтакор.

**Саодат,** а - хушбахтӣ, некбахтӣ, масъудӣ бахтёрӣ, бахт:

Касе, ки ёри вафодори меҳрубон дорад,
Саодати абаду умри ҷовидон дорад. Хисрави Деҳлавӣ

**Саодат** (андӯз, бек, бор, дин, манд, нишон, овар, парвар, шоҳ - м; бегим,

бону, моҳ, нисо, ой, бахт- з) - аз Саодат ва п. м.

**Саодатёр** - бахтёр, масъуд, хушбахт.

**Саодатқадам** - ниг. Неккадам; аз Саодат ва кадам.

**Сапед = Сафед** - яке аз рангҳои асосӣ, ранги барф ва шир.

**Сапед** (ак, бар, бегим, бону, ванд, вар, духт, пар), з - аз Сапед ва п. м.

**Сапеда = Сафеда,** з - сапедадам, сафедадам, субҳидам.

**Сапедадам = Сафедадам,** з - бомдод, субҳидам, субҳ; ҳангоми бомдод:

Хуш он даме, ки дароад сафедадам зи дарам,
Пур аз ситораву маҳ карда хонумони маро. Хисрави Деҳлавӣ

**Сапеддаст,** м - боҳиммат, сахӣ, ҷавонмард, ҳуҷаста; он кӣ дасташ некӣ орад; муборакдаст; киноя аз Мӯсо (а).

**Сапедкор = Сафедкор,** м - некӯкор, хушбахт; он ки зарфҳои мисинро сафед кунад; қалъагар, сафедгар; ҷавонмард.

**Сапедманд = Сафедманд,** м - ниг. Сапедкор.

**Сапедном = Сафедном** - некном: Чун Қайс сапедном гардад
В-он сайд бурунн дом гардад. Шоҳин

**Сара** - хуб, нагз, писандида: "Сухани хубу нуктаи сара гуфт". Ҷомӣ;
- холис, беомезиш.

**Сара** (бек, бой, бҷон, влод, зод, мард, фроз, фрозӣ,фрозон, фшон, шоҳ), м - аз Сара ва п. м.

**Сарабахт** - хушбахт.

**Сарагул,** з - аз Сара ва Гул.

**Сарамард,** м - некмард, марди нек, марди боақл, зирак, ҳушёр:

Мастам куну бехабар аз аҳволи ҷаҳон,
То сирри ҷаҳон бигӯямат, эй сарамард. Ҳофиз

**Сарафроз** - шакли дигари Сарфароз; ниг. Сарбаланд.

**Сарбаланд,** м - машҳур, маъруф, номдор, номӣ; олӣ, баланд, боло, рафеъ.
- маҷ. сарфароз, ифтихорманд, баландмартаба:

Сарбаландони ҷаҳонро номи эҳсон асту бас,
Сарвро дар бӯстон қадди намоён асту бас. Сайидо

**Сарбахш,** м - баҳра, ҳисса, бахш, қисмат:

Чу навбат ба сарбахши Доро расид,
Шутурбори зар то Бухоро расид. Низомӣ

- қурбон, фидо; сарбахшанда.

**Сарбоз,** м - сипоҳӣ, аскар; фидо ва қурбонкунандаи сар; дарегнадорандаи сар:

Сар ба майдони бало бохтам, эй Ибни Ямин,
То бигӯянд ҳама"ошиқи сарбоз" маро. Ибни Ямин

**Сарв,** м - дарахти махрутшакли сӯзанбарги ҳамешасабз, ки қадаш рост буда, то 25 метр мерасад ва чӯбаш бисёр сахт ва гаронбаҳост:

Сарв озод аст, к-ӯро бор нест,
Ҳеҷ ӯро аз касе озор нест. Шоҳидӣ

- киноя аз қомати рост ва мавзуни маҳбуба; киноя аз ёр, маҳбуба.

**Сарвар** - сардор, пешво; соҳибэътибор, баландмартаба.
**Сарвар** (алй, бек, бой, хоҷа, хон, ҷон, шоҳ), м - аз Сарвар ва п. м.
**Сарвар** ( бегим, бибй, бону, моҳ, нисо) аз Сарвар ва п. м.
**Сарват,** а - боигарй, дорой, тавонгарй, давлатмандй.
**Сарват** (бахш, бону, дор, дўст, манд, ой, моҳ - з) - аз Сарват ва п. м.
**Сарват** (алй, бахш, бек, бой, бон, дор, дўст, манд, хоҷа, ҷон, шоҳ), м - аз Сарват ва п. м.
**Сарвболо,** з - киноя аз қади боло, ростқомат, баландқомат; сифати маҳбуба.
**Сарвбону,** з - ниг. Сарвбун.
**Сарвбун,** з - киноя аз зани хушрўю хушқомат (сифати маҳбуба):

Миёни сипаҳдору он сарвбун,
Зане буд гўянда ширинсухун. Фирдавсй

**Сарви** (бону, гул, камол, ноз, озод, хон), з - аз Сарв ва п. м.
**Сарвиддин = Савруддин,** м - маҳбуби дин; аз Сарв ва дин.
**Сарвимоҳ,** з - хушандом, танноз, малеҳ; аз Сарв ва Моҳ.
**Сарвин** - мансуб ба Сарв: ҳамчун сарв:

Туро ба сарвин боло қиёс натвон кард,
Ки сарвро қаду боло бад-они ту монад. Дақиқй

**Сарвинисо,** з - аз Сарв ва нисо; бонуи қоматбаланд ва мавзун.
**Сарвиноз,** з - аз Сарв ва Ноз.
**Сарвй,** з - мансуб ба Сарв.
**Сарвқад** - сарвқад, ростқомат (сифати маҳбуба).
**Сарвқомат** - сарвқад, ростқомат (сифати маҳбуба).
**Сарвозод,** з - мач, хушқаду қомат; аз Сарв ва Озод.
**Сарвон,** - мансуб ба Сарв. Сорвон, раис, сарвар; афсари артиш, ки аз сутвони як боло ва аз саргурд поин аст.
**Сарврафтор,** з - хушрафтор, хиромон:

Шакаррез нўшинлаби қандханд,
Бути сарврафтори мушкинкаманд. Хоҷу

**Сарвхиром,** з - киноя аз хушрафтор (сифати маҳбуба):

Дошт пури Сабуктагин ду ғулом
Гулруху лоларўю Сарвхиром. Ҷомй

**Сардор** (алй, бек, бой, хоҷа, ҷон - м; ой - з) - сарвар, саркарда:

Тоҷи гуҳарй ораш, к-аз як гуҳари тоҷаш,
Хуршеди сипеҳр омад сардори ҳама олам. Хоқонй

**Сарир,** м - овози найқалам, ки вақти навиштан мебарояд; тахт, авранг, маснади шоҳй:

Ту шоҳи мулки ишқи, ман гадои даргаҳи ишқам,
Мақоми бандагй аз ман, сарири иззу ҷоҳ аз ту. Хилолй

**Сарира = Сарират,** з - замири дил, он чй дар дил аст; сирр, роз; ботин, ният, хислат.
**Сариро** - зебо; сифати Ҷамшед дар китоби Авесто.

**Саркор,** м - сардор, сардори кор.
**Сармад,** м - доимӣ, абадӣ, ҷовидон:

Май хӯр, ки умри сармад гар дар ҷаҳон тавон ёфт,
Ҷуз бодаи биҳиштӣ ҳеҷаш сабаб набошад. Ҳофиз

**Сармадӣ** - абадӣ, ҷовидон: Яке умри поянда сармадӣ,
Зи тоатварӣ ҳосили бихрадӣ. Ҷомӣ

**Сармаст** - шодмон, хушнуд, хурсандиовар, фараҳбахш, фараҳманд; сархуш:

Сармаст чу султонию аз лаъл туро тоҷ,
Гар бар сарат аз бодаи ноб аст сабӯе. Камоли Хуҷандӣ

**Саромад,** м - болотар аз дигарон, мумтоз; сардафтар, забардаст.
**Саромат,** м, а - далерӣ, диловарӣ, шуҷоат, ҷасорат; ҷуръат, мардонагӣ; қатъ кардан, буридан.
**Сароҳанг,** м - пешво, роҳбар; сарҳанг, фармондеҳи лашкар, пешрави лашкар.
**Сарро,** м, а - шодмонӣ, шодкомӣ; некӯаҳволӣ.
**Сарроф,** м, а - заршинос, фарқкунандаи пули сара ва носара.
**Сарсабз** - босари сабз; тару тоза, ботароват; маҷ. хушу хуррам, хушҳол, шодком.
**Сарфа,** з - манзили дувоздаҳум аз манзили Қамар;
- фоида, манфиат, суд; худдорӣ дар харҷ; сарфаю сариштa.
**Сарфароз,** м - ниг. Сарбаланд; маҷ. боифтихор, мумтоз.
**Сарҳад,** м - марз, хати шарти дар байни ду чиз (давлат, мамлакат, ин ё он мавод).
**Сарҳад** (алӣ, бек, бой, хоҷа, ҷон. шоҳ), м - аз Сарҳад ва п. м.
**Сарҳанг,** м - сардори як қисми муайяни лашкар (полковник); сипоҳии қаровул, навбатдор, муҳофиз.
**Сатир,** а - касе, ки хато ва айби дигареро мепӯшонад; касе, ки аз корҳои номашрӯъ парҳез кунад, покдоман; пӯшида, пинҳон.
**Сатира,** з - ниг. Мастура; бонуи пасипарда, бонуи писандидаахлоқ:

В-ар дароянд маҳраме дур аз газанд,
Баркушоянд он сатирон рӯйбанд. Румӣ

- муаннаси Сатир.
**Сатр** - пӯшидан; ҳиҷоб, парда: Гаҳе бурҷи кавокиб мепаридам,
Гаҳе сатри малоик медаридам. Низомӣ

- як хат, як раҳи кашидашуда.
**Саттор,** м, а - пӯшида, пардапӯшкунанда; бисёр пӯшонанда :

То бидонед, чӣ фирқаанд онҳо,
Гуфт: Сатори айби шоҳу гадо. Бедил

- бахшанда, авфкунанда; аз номҳои Худои таоло.
**Сатторхон,** м - аз Саттор ва Хон.
**Сатторқул,** м - аз Саттор ва қул (банда).
**Сафар** (бек, бой, хон, хоҷа, шоҳ, қул), м,а - аз ҷое ба ҷое рафтан, саёҳат;
- моҳи дуюми соли қамарии ҳиҷрӣ:

Чун с а ф а р омад, бишуд шод аз с а ф а р,
Ки паси ин моҳ месозам сафар. Румӣ

**Сафар** (алӣ, аҳмад, бек, бой, зод, зода, маҳмад, мурод, муҳаммад, ниёз, хоҷа, ҷон, шоҳ - м; бибӣ, бону, гул, моҳ - з) - аз Сафар ва п. м.

**Сафдар,** м - сафшикан; мач. пурзӯр, шуҷоъ, паҳлавон, ҷанговари далер.

**Сафдор,** м - сафдоранда ; ниг. Сафдар.

**Сафед** - мач. равшан, дурахшон. ниг. Сапед.

**Сафед** (адам, ак, андеш, бахт, ранг, рухсор, чеҳр), м - аз Сафед ва п. м.

**Сафед** (адам, ак, андом, бахт, бону, гул, моҳ, ном, ранг, рухсор, рӯй, тоб, толеъ, чеҳр), з - аз Сафед ва п. м.

**Сафеда,** з - ниг. Сафед.

**Сафедкор,** м - некӯкор, хушбахт.

**Сафедном,** м - ниг. Некном.

**Сафина,** з, а - киштӣ; маҷмӯаи ашъор, баёз:

Ҳар тараф лолаеву ёсумане,
Дар миёна сафинаи сухане. Мушфиқӣ

**Сафина** (бону, моҳ, хон), з - аз Сафина ва п. м.

**Сафир,** м - фиристода, расул; вакил, элчӣ, миёнарав.

**Сафира,** з - ниг. Сафир.

**Сафиуддин,** м - аз Сафӣ ва дин.

**Сафиуллоҳ,** м - баргузидаи Оллоҳ; аз Сафӣ ва Оллоҳ.

**Сафиюллоҳ** - лақаби Одам абулбашар; ниг. Сафиуллоҳ

**Сафия** (бону, гул, моҳ), з - пок, покдоман, бокира, боисмат; беайб, бенуқсон;
- номи яке аз занҳои Муҳаммад (с.а.с.).

**Сафӣ,** м, а - соф ва холиси ҳар чиз, баргузида, мунтахаб, интихобшуда; пок, поктинат. Одами сафӣ - лақаби Одам, ки аз рӯи ривоёт, инсони нахустин аст:

Ҷое, ки барқи исён бар Одами сафӣ зад,
Моро чӣ гуна зебад даъвии бегуноҳӣ? Ҳофиз

- дӯсти мухлис ва якдил, дӯсти холис, дӯсти софӣ:

Дар даруни як зарра нури орифӣ,
Беҳ бувад ар сад муарриф, эй сафӣ. Румӣ

**Сафо,** м, а - покӣ ва самимият, тозагӣ; ҷило, равшан.

Аз сафои синаи бекина гавҳар мекунем,
Чун садаф як қатраи обе, ки менӯшем мо. Сайидо

- мач. бекудуратӣ; садоқат, садоқатмандӣ, самимият, беғаразӣ.
- оштӣ, сулҳ; осудагӣ, осоиш.
- номи кӯҳе дар Макка, муқобили кӯҳи дигар, ки Марва ном дорад.

**Сафо** (бахш, бех, бек, ёб, ёр, кеш, ниёз, парвар, рат, ро, уллоҳ, хез, хон, хоҷа, ҷон, ҷӯ), м - аз Сафо ва п. м.

**Сафо** (бахш, бегим, бону, ва, ват, гул, ёб, ёр, кеш, на, парвар, рат, ро, хез, ҷӯ), з - аз Сафо ва п. м.

**Сафоалӣ,** м - садоқат ба Алӣ дошта; аз Сафо ва Алӣ.

**Сафоат,** з - тозагӣ, покизагӣ.
**Сафокеш,** м - поктинат, некӯсират, покмаслак.
**Сафоиддин,** м - аз Сафо ва дин.
**Сафоуддин,** м - садоқат ба дин; аз Сафо ва дин.
**Сафсар,** м - дар сар (ибтидо)-и саф буда; сафбар.
**Сафуро,** з, а - ситора; дурахшон; номи зани Мӯсо пайғамбар.
**Саффор,** м, а - мисгар.
**Сахидод,** м - аз Сахӣ ва Дод.
**Сахимуҳаммад,** м - аз Сахӣ ва Муҳаммад.
**Сахӣ,** м - саодатманд, босаховат, ҷавонмард, кушодадаст.
**Сахо** (пеша), а - ҷавонмардӣ, ҳимматбаландӣ; каримӣ, кушодадастӣ, саховатмандӣ.
**Сахо** (бахш, бону), з - аз Сахо ва п. м.
**Саховат** - каримӣ, ҳимматбаландӣ, ҷавонмардӣ, кушодадастӣ.
**Саховат** (бек, дин, манд, пеша, шоҳ - м; манд, пеша, ҷӯ, - з) - аз Саховат ва п. м.
**Саҳар** - саледадам, субҳидам, бомдод.
**Саҳар** (бахт, гард, гаҳ, ханд, хез), м - аз Саҳар ва п. м.
**Саҳарноз,** з - аз субҳ (саҳар) ва Ноз; ниг. Ноз.
**Саҳи** (боло, духт, қад, қомат, нисо, савр), з - аз Саҳӣ ва п. м.
**Саҳӣ** - рост, баланд; киноя аз қаду қомати росту баланд; киноя аз ёр, маҳбуба; - номи зани Эраҷ, ки писари хурди Фаридун буд.

Зани Эраҷи некпайро Саҳӣ,
Куҷо буд Суҳайлаш ба хубӣ раҳӣ. Фирдавсӣ

**Саҳим,** м, а - ҳиссанок, шарик, саҳмдор, саҳмгузор:

Ҳам дар ҷаҳон зи ҷадду падар ҳаст ёдгор,
Ҳам дар салоҳи мулк саҳими бародар аст. Муиззӣ

**Саҳоб,** а - абр: Агар бархезад аз дарё саҳобе,
Ки резад бар лаби ҳар ташна обе... Ҷомӣ

- ниг. Саҳоба

**Саҳоба**, а - ҳамсӯҳбатон, ёрон; бӯстон; ҳамсӯҳбатон ва ҳамкорони Муҳаммад (с.а.с.).
**Саҳобиддин,** м - аз Саҳоба ва дин.
**Саҳур = Суҳур,** а - вақти пеш аз дамидани субҳ, ки мусалмонон дар моҳи рамазон барои рӯзагирӣ охирин бор хӯрок хӯрда метавонанд, саҳархӯрӣ; саҳар низ гӯянд:

Шабам чу рӯзи қиёмат ба ғайри ҷилваи ту,
Дилам саҳури ту хоҳад, саҳар чӣ суд кунад. Шамси Табрезӣ

**Саҷи(й)я,** а - сиришт, табиат; хислат, фитрат, фитрӣ, хулқ:

На муқтазои хирад бошаду саҷийяи ақл,
Ки дӯстро бигузориву хасмро бибарӣ. Ҷомӣ

**Саҷҷод,** м - бисёр саҷдакунанда. ниг. Соҷид.

**Саҷҷода,** з -ҷойнамоз, мусаллю; ниг. Саҷҷод.

**Саъва** - паррандаи кӯчак ва хонанда ба андозаи гунҷишк.

**Саъб,** м, а - саркаш(она), душвор, мушкил; гарон:

Чун ин гиреҳ кушоям в-ин роз во намоям,
Дардею саъб дардс, корею сахт коре. Ҳофиз

- зӯр, шадид; бисёр, хеле:

Бар сар нихода афсару дар каҳр монда пой,
Дидам, ки сахт нармдилу саъб содай. Заҳири Фарёбӣ

- ҷавй; анбӯҳ; бовиқор.

**Саъба** (гул), з - тасғири Саъва.

**Саъд** (рӯз), м, а - саодат, некбахтӣ, масъудӣ; бахосият, бахтовар. Асари неки ситораҳо, ки гӯё боиси хушбахтӣ мешавад.

**Саъди** (бек, бой, дин, хоҷа, ҷон - м; гул, моҳ, нисо з ) - аз Саъдӣ ва п .м.

**Саъдия,** з - шакли навозишии Саъдӣ.

**Саъдӣ,** м -мансуб ба Саъд; номи шоири маъруфи тоҷику форс - Саъдии Шерозӣ.

**Саъдон,** м - ниг. Саъд; номи мавзее аз Шервон; гули сурх.

**Саъдоншоҳ,** м - аз Саъдон ва шоҳ.

**Саъдуддин = Саъдиддин,** м - аз Саъд ва дин.

**Са(ъ)ид,** м - хушбахт; ниг. Саъд; хок ва рӯи замин; номи шаҳре буда дар Миср.

**Саъй** (бахш, дор), м - аз саъй (кӯшиш, ҷидду ҷаҳд) ва п. м.

**Саялон,** з - ниг. Сайлон.

**Севар,** з, ӯз - маҳбуба, азиз, писандида.

**Севара,** з - ниг. Севар.

**Секина,** з - оҳиста, оҳистагӣ.

**Секинак,** м - ниг. Секина.

**Сеҳр** - афсун,ҷоду, муассир, мафтункунанда, ҳайратовар, мӯъҷиза.

**Сеҳр** (абрӯ, ангез, кор, намо, офар, офарин, сол, улбаён), з - аз Сеҳр ва п. м.

**Сиат,** з - фарохӣ; фаровонӣ, серию пурӣ.

**Сибён,** м - ҷ. Сабий; ниг. Сабий.

**Сивор,** а - дастпона.

**Сиддиқ,** м, а - марди ростгӯ, сидқатманд; боваркунанда, имон оваранда ба Худо, он кӣ ба Худо сидқи комил дорад.

- лақаби Юсуф - писари Яъқуб:

Он чунон ки Юсуфи Сиддиқро,
Хоб бинмудию гашташ муттако... Румӣ

- лақаби Абӯбакр (р) - баъд аз фавти Муҳаммад (с.а.с.) халифаи аввалин аз хулафои Рошидин.

**Сиддиқ** (алӣ, бек, бой, назар, уллоҳ, хон, хоҷа, ҷон), м - аз Сиддиқ ва п. м.

**Сиддиқа,** з - ниг. Сиддиқ.

**Сидир,** м - ниг. Садир.

**Сидқ,** а - ростӣ ва дурустӣ; ростгӯӣ ва росткорӣ; самимият:

Ба сидқ кӯш, ки хуршед зояд аз нафасат,
Ки аз дурӯғ сиёҳрӯй гашт субҳи нахуст. Ҳофиз

- сидқу вафо - ростӣ, покдилӣ, бегаразӣ.

**Сидқ** (алӣ, варз - м; варъ, иисо - з) - аз Сидқ ва п. м.

**Сидқия** (моҳ), з - шакли навозишонаи Сидқӣ.

**Сидқӣ,** м - мансуб ба сидқ - рост ва дуруст; ростгӯ, росткор; самимият.

**Сиёвахш,** м - номи писари Кайковус.

**Сиёваш,** м - ниг. Сиёвуш.

**Сиёвуш,** м - доранда; савораи аспи сиёҳ; номи яке аз қаҳрамонҳо дар "Шоҳнома"- и Фирдавсӣ; номи писари Кайковус; мач. Хуш ва Шодмон.

**Сиёдат** - ниг. Саёдат.

**Сиём,** м, а - номи кӯҳ наздики Самарқанд; инро инчунин моҳи Нахшаб гӯянд, ки Муқаннаъ дар шаб худро зоҳир мекунад; ч. савм - ба маънии рӯза доштан; рӯзагирӣ.

**Сиёмак,** м - дорои мӯи сиёҳ; сиёҳмӯй; номи писари Каюмарс; ниг. Каюмарс.

**Сиён** - ашақа, номи дигари гули ошиқи печон, ишқандарпечон.

**Сиёнат,** а - нигаҳдорӣ, муҳофизат, нигаҳбонӣ; мудофиа; худдорӣ кардан, парҳез кардан: "Пас аз ин аз мисли инчунин беадабӣ сиёнат кун!" Авфӣ
- ниг. Сайин, Соин,

**Сикандар,** м - ниг. Искандар.

**Сим** - нуқра; пул; мач. сафед ба мисли нуқра.

**Симак,** м -шакли навозишонаи Сиёмак; тасғири Сим.

**Симандом,** з - сафедбадан, он кӣ баданаш мисли нуқра сафед; хушрӯ, зебо:

Буд ҳам ин хоҷаро як духтаре,
Симандоме, каше, хушгавҳаре. Румӣ

**Симбар,** з - ниг. Симинбар.

**Симин,** з - нуқрагин; мач. сафед, зариф, хушнамо; сафедрӯ; ниг. Симинбар.

**Симин** (бадан, бахт, гул, дил, духт, ёр, зақан, зар, моҳ, пар, ранг, руй, рӯ, рӯй, сок, тан, тоб, тор, фар, фом, фурӯғ, фурӯз, чеҳр, чеҳра), з - аз Симин ва п. м.

**Симина,** з - ниг. Симин.

**Симинбар,** з - сафед; сафедбадан; хушрӯ, зебо, зариф, хушнамо.

**Симинбону,** з - ниг. Симинбар.

**Симинпайкар,** з - ниг Симандом, Симинбар.

**Симо,** з - чеҳра, рӯй, талъат; аломат, нишона, қиёфа.

**Симор,** м - ч. Самар; ниг. Самар.

**Симпайкар,** з - ниг. Симинпайкар.

**Симсим,** а - кунҷид, тухми кунҷид.

**Симтан,** з - ниг. Симандом.

**Симузар,** з - нуқра ва тилло.

**Симурғ** - мурғи афсонавӣ, ки гӯё дар баландтарин қуллаҳои кӯҳи Қоф мезистааст.

**Симҷӯр,** м - Бӯалии Симҷӯр - сипаҳсолори машҳур аз хонаводаи Симҷӯриён, ки онҳо дар замони Сомониён дар шаҳрҳои Хуросон ҳокимӣ кардаанд.

**Синдбод,** м - аз номи дарё дар вилояти Синд (Покистон) ва бод; боде, ки аз сӯи дарёи Синд мевазад;

- номи яке аз қаҳрамонони ҳикояҳои Шаҳризода аз афсонаҳои "Ҳазору як шаб"; "Синдбод-нома" - яке аз ёдгориҳои асри XII - и адабиёти форсу тоҷик, ки бо номи Синдбоди дарёгар машҳур аст;
- фарзанди ғайри қонунӣ, фарзанди ғайри машрӯъ.

**Сино,** м - кӯҳансол; оқсақол; пир; номи кӯҳе дар Шом, ки онро Тури Сино

- гӯянд ва гӯё дар он Мӯсо пайғамбар бо худо ҳамсӯҳбат шуда буд.
- номи бобои Абӯалӣ.

**Синор = Санор,** м - бандар, лангаргоҳ; ҷои пасти дарё, ки дар он киштӣ аз ҳаракат бозмемонад.

**Синҷар** - шарора, пораи оташ; аслаш Саянҷур аст.

**Сипанд = Испанд,** м - гиёҳи ёбоие, ки дуди он хушбӯй буда барои дафъи уфунат, захми чашм ва ғ. истифода мешавад, ҳазориспанд:

Чашми бадро сипанд сӯз, Камол,
Ки наяфти миёни сӯхтагон. Камоли Хуҷандӣ

- номи кӯҳе дар Систон:

Ба номи Нарисон миёнро бибанд,
Бирав тозиён то ба кӯҳи Сипанд. Фирдавсӣ

**Сипар,** м - асбоби ҷангӣ, ки барои ҳимояти сар ва бадан аз шамшеру тиру найзаи мухолифин (душман) ба кор мебаранд;

- маҷ. мудофеъ, сад, монеи ҳамлаи мухолифин.

**Сипарам,** з - шакли кӯтоҳшудаи сипарғам, испарғам.

**Сипарғам,** з - райҳон, нозбӯй.

**Сипаҳмансур = Сипоҳмансур,** м - сарлашкари пирӯзманд; горд; айнан - лашкари ғалабаовар.

**Сипеҳр** - фалак, чархи фалак; осмон:

Сипеҳри хирадро туӣ офтоб,
Зи файзи ту Юнонзамин нурёб. Ҷомӣ

- маҷ. замона, дунё, гардиши рӯзгор, тақдир, сарнавишт; бахт, иқбол:

Зи тороҷи сипеҳри дун бияндеш,
Ки сад шаҳро кунад як лаҳза дарвеш. Хисрави Деҳлавӣ

**Сипеҳр** (банд, вор, дод, офарин, под), м- аз Сипеҳр ва п. м.

**Сипеҳр** (ак, бону, ванд, вор, ор), з - аз Сипеҳр ва п. м.

**Сипеҳрӣ** - мансуб ба Сипеҳр.

**Сират,** м - одат, хислат, хулқу хӯй, табиат, рафтор, мазҳаб, тариқа(т); сайр; суннат: Ҳар кӣ дар ӯ сирати некӯ бувад,
Одамӣ аз одамиён ӯ бувад. Аз "Ахлоқи Мӯҳсинӣ"

**Сиришт** - фитрат, ниход, тинат; асос ва мояи табъ, табиат; хулқ, хилқат, хислат: Дарахте, ки талх аст ўро сиришт,
Гараш дарнишонӣ ба боғи биҳишт.
Саранҷом гавҳар ба кор оварад,
Ҳамон меваи талх бор оварад. Фирдавсӣ

**Сиришта,** з - омехтан; мач, сохтан, офаридан, ба вуҷуд овардан; аз сириштан.

**Сироншоҳ,** м - аз Сайрон ( ба маънии сайру гашт) ва Шоҳ.

**Сироҷ** (бек, бой, хон, шоҳ), м, а - шакли арабигаштаи чароғ = чароғ; машъал; Офтоб:
Дарунн дил бифурўз, эй хаёли дил, ки моро,
Дар ин сироҷаи тира ту нурбахш сироҷӣ. Камоли Хуҷандӣ

**Сироҷ** (алӣ, валӣ, маҳмад, мирзо, муҳаммад, хоҷа), м - аз Сироҷ ва п. м.

**Сироҷаҳмад,** м аз Сироҷ ва Аҳмад.

**Сироҷиддин = Сироҷуддин,** м - аз Сироҷ ва дин.

**Сироҷулҳақ,** м - аз Сироҷ ва Ҳақ(қ).

**Сироҷуннисо,** з - аз Сироҷ ва нисо; машъали занҳо.

**Сируллоҳ,** м - ният (андеша, фикр, хаёл)- и Оллоҳ; аслаш аз Сияр ва Оллоҳ.

**Сирус** - ниг. Курушн Кабир.

**Сисанбар,** з, ю - гиёҳе монанди наъно дорон баргҳои хушбўй, гулҳояш сафеди моил ба сурхӣ, тухмҳояш монанди тухми райҳон:
Бўи сисанбар аз ҳарорати хеш,
Ақраби чархро гудохта неш. Низомӣ

**Сито** - ситоиш, маҳду сано; яке аз лаҳнҳои мусиқӣ; номи созе ҳамчун танбўр, сетор: Ситон Борбад дастон ҳамезад,
Ба ҳушёрӣ раҳи мастон ҳамезад. Низомӣ

**Сито** (духт, зан), з - аз Сито ва п. м.

**Ситор** -мухаффафи Ситора. ниг. Ситора; мухаффафи Сетор.

**Ситора,** з - ахтар, кавкаб; парда, чодир, ҳиҷоб.

**Ситора** (бек - м; бону, вор, гарм, гул, моҳ, нисо, рў(й), хон, ҷабин - з) - аз Ситора ва п. м.

**Сифат,** з - хосият, хислат, кайфият, баён, тавсиф, васф; тарз, ҳолат, равиш; навъ, ҷинс, хел: Ҳазорон сифат гул дамида зи санг,
Зи садбаргу дурўй в-аз ҳафтранг. Асадии Тўсӣ

**Сифат** (бахш, ном, оро; уллоҳ - м) - аз Сифат ва п. м.

**Сифат** (бахш, бибӣ, бону, гул, моҳ, ном), з - аз Сифат ва п. м.

**Сиҷоат = Суҷоат,** м - ниг. Саҷи(й)я.

**Сиҷоъуддин,** м - аз Шуҷоат ва дин.

**Сияр,** м, з - ҷамъи сират; ниг. Сират.

**Сияҳчашм** - чашмсиёҳ; номи ғуломи Фаррухзод - подшоҳи Эрон дар "Шоҳнома" - и Фирдавсӣ.

**Соат,** м, з - микёси замон; як ҷузъ аз бисту чор ҷузъи шабонрӯз, ки аз шаст дақиқа иборат аст;
- вақти муайян, вақт, муддат, дам, лаҳза, замон;
- асбоби вақтсанҷ; маҷ. хушбахт.

**Соат** (алӣ, мирзо, мурод, уллоҳ, хоҷа, ҷон, шоҳ - м; бибӣ - з) - аз Соат ва п. м.

**Собеҳ,** м,а - шиновар; тезгард; аспи тездав.

**Собир ,** м, а - сабркунанда, шикебанда; тахаллуси Аюб пайғамбар, ниг. Аюб.

**Собир** (алӣ, бек, бой, уллоҳ, хон, шоҳ, ҷон - м; моҳ - з) - аз Собир ва п. м.

**Собира,** з - ниг.Собир.

**Собира** (бону, гул, моҳ, хон) - з - аз Собир ва п. м.

**Собит м,** а - босабот, устувор, маҳкам, мустаҳкам, пойдор.

**Собит** (алӣ, бой, қадам, хон, хоҷа, ҷон, шоҳ), м - аз Собит ва п. м.

**Собита,** з - ситорае, ки мувофиқи тасаввури ситорашиносони қадим дар як ҷо барқарор аст ва ҳаракат намекунад; ситораи қутбӣ; ниг. Собит.

**Собиҳа,** з - шукуфон; бардам, саломат; гул-гул шукуфон; сабзу хуррам.

**Совар** (манд), т - ниг. Соварӣ.

**Соварӣ,** м, т - тӯҳфа, ато, инъом, ҳадя: "(Меҳроб) соварие подшоҳона назди сипоҳи Афросиёб фиристод"; Аз "Равзат - ус - сафо"

**Содиқ** (бек, бой, хон, ҷон), м, а - ростгӯй, росткор; бовафо, вафодор:

Як олиму сад ҳазор ҷоҳил,
Як содиқу сад ҳазор козиб. Анварӣ

- аз номҳои муборакн Худои таоло.

**Содиқа,** з - ниг. Содиқ.

**Содир,** м, а - навбаромад, навзуҳур; наврӯйдода, нав ба вуқуъ омада; он чӣ ки падидояд ё Худои таоло оварад; эҷод кардан;
- берунраванда, бароянда, баромада; бо хориҷ(а) фиристода.

**Содир** (алӣ, бой, хон, хоҷа, ҷон, шоҳ), м - аз Содир ва п. м.

**Содира,** з - ниг. Содир.

**Содирхон,** м - аз Содир ва Хон.

**Содот,** м - ҷ. Соид - сайидон;- аз пастӣ ба баландӣ раванда.

**Соз** - асбобу анҷом; ҷиҳоз, сомон; тартиб, вазъ; тайёрӣ, омодагӣ, таҳия; созиш, мудоро; мувофиқат; асбоби мусиқӣ; оҳанги мусиқӣ; ҷӯр, мувофиқ.

**Созвар** - сохта ва омода, ба тартиб овардашуда; созгор, мувофиқ.

**Созвор** - мувофиқ, муносиб, лоиқ, боб, шоиста.

**Созгор** - созишкунанда, мувофиқ, муносиб, лоиқ, боб;
- маҷ. дӯст ва рафиқи мувофиқ.

**Созманд,** м - ниг. Созгор.

**Соиб,** м, а - расанда ба ҳадаф, дуруст ба мақсад расанда; ростров; дуруст, саҳеҳ - маҷ. пайрави роҳи рост; бегуноҳ; тахаллуси шоири машҳур - Мирзо Муҳаммадалии Исфаҳонӣ (вафоташ с. 1659- 1660).

**Соиб** (бахт, бек, бой, ғайрат, ғанӣ, назар, рой, тадбир, хоҷа, ҷалол, ҷамол, ҷон, шоҳ), м - аз Соиб ва п. м.

**Соиба,** з - ниг. Соиб.

**Соиброй = Соибраъй,** м - дурустрой, дурустфикр, он кй мулоҳизаи дуруст дорад; доно.

**Соиғ,** м, а - ҷавҳарй, ҷавоҳирфурўш; савғотфурўш; заргар; гӯянда.

**Соид,** м, а - ҷ.ҷ. Сайид; ба сўи баландй равон, болораванда, суудкунанда
- ёридиҳанда, мусоадаткунанда;
- даст, масофа аз кафи даст то оринҷ, бозу;
- сайёд, шикорчй: Рафту дона хўрду андар дом монд,
Соидаш кушту бихўрду ком ронд. Румй

**Соида,** з, а - муаннаси Соид.

**Соиқ,** м, а - савқдиҳанда, ронанда; баранда; тарғибкунанда.

**Соиқа,** з - муаннаси Соиқ; оташак; барқе, ки аз абр ҷаҳида бар замин меафтад; Озарахш.

**Соиқа** (бону, бор), з - аз Соиқа ва п. м.

**Соил,** м, а - суолкунанда, пурсанда; маҷ. он кй садақа мепурсад, гадо;
- саялонкунанда, равон ва ҷоришаванда; обакй, резанда.

**Соила,** з - ниг. Соил.

**Соим,** м - ниг. Сойим.

**Соима,** з - ниг. Соим.

**Соин,** м, а - нигаҳбоникунанда, нигоҳубинкунанда, нигоҳдоранда; ғамхор; сиёнаткунанда; ниг. Сиёнат.

**Соина,** з - ниг. Соин.

**Соиниддин,** м - нигоҳдорандаи дин.

**Соир,** м, а - сайркунанда, раванда; маҷ. бобақо; маҷ. машҳур, шоеъ:
Ҳар сухан, к-аз гуфтаи ў мустамеъро ҳаст ёд,
Он сухан ҳамчун масал дар ҳар забоне соир аст. Муиззй

**Соира,** з - ниг. Соир.

**Сойим,** м - рўзадор.

**Сойима,** з - ниг. Сойим.

**Сойимуддаҳр,** м - рўзадори доимй.

**Сокин,** м, а - ором, ноҷунбон; иқоматкунанда, боиланда; аҳолй(и) ...

**Сокина,** з - ниг. Сокин.

**Сокин** (бек, бой, ниҳод, хоҷа, шоҳ), м - аз Сокин ва п. м.

**Сокинак,** м - ниг. Секинак.

**Соқиб,** м, а - равшан, дурахшон; (ситора):
Зада хаймаҳо дидам андар саҳорй,
Дурахшон чу дар дайр мисбоҳи соқиб. Манучеҳрй
- маҷ. муассир, нофиз, таъсирбахш, гузаранда; сўрох ё рахнакунанда.

**Соқиба,** з - ниг. Соқиб.

**Соқй ,** м - бодакаш, косагул, майкаш; об (шароб) диҳанда, ҷамонй; файзрасон(анда); мири комил, ҳақ таоло;
- хизматгори шифохона

**Сокӣ** (бек, бой, хон, шох, ҷон), м, а - аз Сокӣ ва п. м.
**Солеҳ ,** м, а - покдил, покдоман, некӯсират, порсо;
- некмард, нек, некӯкор, шоиста;
- номи пайғамбарест, ки ба дуои ӯ аз санг нока (шутури мода) пайдо шуда буд.
**Солеҳ** (акл, алишоҳ, бек, бой, дин, кадам, мард, маҳмад, мирзо, муҳаммад, назар, нафас, хон, хоҷа, ҷон, шоҳ), м - аз Солеҳ ва п. м.
**Солеҳа** (бону, моҳ), з - зани покдомон; ниг. Солеҳ.
**Солик,** м, а - роҳрав; пайрав, мусофир; ғариб;
- равандаи роҳи тасаввуф, пайрави тарикати тасаввуф, зоҳид, обид, сӯфӣ.
**Солим** - ниг. Салим.
**Солима,** з - ниг. Солим.
**Солим** (алӣ, бадан, бин, бек, бой, дин, дил, назар, тан, хон, хоҷа, ҷон, шоҳ), м; акл, амоҳ, оҳ - з) - аз Солим ва п. м.
**Солиҳа,** з - ниг. Солеҳа.
**Солор,** м - сардор, раис, бузург; пешвои кавм, қабила ё лашкар.
**Солор** (алӣ, бек, бой, ҷон, шоҳ), м - аз Солор ва п. м.
**Сом,** м - номи падари Зол, бобои Рустам; номи кӯҳ - ниг. Сиём; номи писари Нӯҳ алайҳиссалом; оташ; ба арабӣ - зари сурх.
**Сомеҳ,** м, а - ҷавонмард, сахӣ, саховатманд:

Гаҳи ҳазм собит, гаҳи азм оҷил,
Гаҳи базм сомеҳ, гаҳи разм ғолиб. Манучеҳрӣ

- иҷозатдиҳанда, узрпазир.
**Сомеҳа,** з - ниг. Сомеҳ.
**Сомеъ** - шунаванда; ниг. Самеъ.
**Сомид = Сумуд,** м - устувор, собит; ниг. Самад.
**Сомиён,** м - мансуб ба Сом.
**Сомир(ӣ),** м - номи марде аз шаҳри Сомира, ки ӯ аз баъзе осор Ҷабраилро мешинохтааст.
- хушгуфтор, ҳамсӯҳбат; ниг. Самир.
**Сомира** (бону, гул), з -қиссаю афсонагӯ(як); ниг. Самир.
**Сомӣ,** м, а - олӣ, олидараҷа, олимиқдор.
**Сомит,** м, а - хомӯш, гунг, беовоз, сокит:

Ҳаво бинӣ кунун тира, бимонад чашм аз хира,
Ба ҳар ҳум андарун - шира, чу зарри сомит андар кон. Ломей

**Сомита,** з - ниг. Сомит.
**Сомия,** з - шакли навозишомезонаи Сомӣ; ниг. Сомӣ.
**Сомон,** м - асбобу анҷоми зиндагӣ; мусофират; интизом; молу мулк, дорой, давлат; моҷ, ҳад, имконият, кадру дараҷа; маҷолу мадор, куввату кудрат, тавоноӣ.
**Сомон** (авй, алӣ, бек, бой, валӣ, дон, иддин, иён, меҳр, назар, ниёз, худо, хӯҷа, ҷон, шоҳ - м; бону, гул - з) - аз Сомон ва п. м.

**Сонеҳ,** м - рӯйдиҳанда, ҳодисшаванда, воқеа, воқеъшаванда, зоҳиршаванда.
**Сонеҳа,** з - ниг. Сонеҳ; ҳар амре (хоҳбад, хоҳ нек), ки рӯй диҳад, воқеа, ҳодиса.
**Сонеъ,** м, а - созанда; саноатгар,, ҳунарманд, пешавар, косиб:

Беҳ аз сонеъ ба гетӣ муқбиле нест,
Зи касби даст беҳтар ҳосиле нест. Носири Хисрав

- офаринанда, яке аз сифатҳои Худои таоло.

**Сония,** з, а - дуюмин, дуввум; аз лақаби Марям (Искандар, Исмоил)-и сонӣ (дуввум); аз шаст як ҳиссаи дақиқа.
**Сонӣ** - ниг. Сония; маҷ. Назир, монанд.
**Сорбон** (шоҳ), м - роҳбалади корвон; сорвон низ гӯянд:

Хоҷа, чаро нишастаи, хез, ки рафт корвон,
Бор бибанду шав ту ҳам аз паи сорбон равон. Камоли Хуҷандӣ

- шутурбон; нигаҳбони шутур;
- оҳанге аз мусиқӣ.

**Сорим,** м, а - теги бурранда, тез, бурро: "Ин шамшери маро , ки сайфест сорим, бар миён бандӣ". Аз " Раваз - ус - сафо"
- маҷ. далер.
**Сориф,** а - сарфкунанда, харҷкунанда, масрафкунанда.
**Сорифа,** з - ниг, Сориф.
**Сормон,** м - ниг. Сорим.
**Соро** (бибӣ, бонг, бону, гул, духт, хон, ҷон), з - холис, соф, беғаш; навъе аз анбар; номи зани Иброҳим (а).
**Сорогул,** з - аз Соро ва Гул
**Сосон,** м - фақир, гадо; номи писари Баҳман - асосгузори сулолаи Сосониён.
**Сосон** (ватан, дод, дода, зод, зода, иён, мард, меҳр, нажод, насл, нур, фар, хирад, чеҳр, шод, шукр, шукӯҳ), м - аз Сосон ва п. м.
**Сосон** (бону, гул, духт, чеҳр, чеҳра)- з - аз Сосон ва п. м.
**Сосонӣ,** м - мансуб ба Сосон.
**Сосонфар,** м - аз Сосон ва Фар.
**Сотим,** м, т - харидашуда; айнан - фурӯхтан; фурӯш, савдо.
**Сотир,** м, а - пӯшонанда, пинҳонкунанда, рӯпӯшкунанда:

Чун шиносад андаке, мункир шавад,
Мункирияш пардае сотир шавад. Румӣ

**Сотира,** з - ниг. Сотир.
**Соф** - пок, покиза; маҷ. поктинат, покизасират; шароби беғаши зулол; тамоман.
**Софдил,** м - покдил, он кӣ дилаш аз ғараз ва кудурат пок аст.
**Соф** (дил, дон, дор, замир, кор, рой, рӯй, тинат; машраб, мизоҷ, хӯ, ҷӯ - м) - аз Соф ва п. м.
**София** (бону, гул, моҳ, хон), з - аз Сафия ва п. м.
**Соҳиб,** м, а - доранда, молики чизе, доро, давлатманд; ҳоким; ҳамдам, мусоҳиб; дӯст, ёр, рафиқ; кашанда, (кашола) ҷалб кардан.

**Соҳиб** (аёл, алй, бек, бой, дида, забон, зод, зода, илм, ихтиёр, карам, кор, қад, қадам, қалам, маъний, неъмат, ниёз, низом, саодат, сомон, султон, сухан, табъ, тадбир, тамиз, толеъ, фан, фикр, хон, хоҷа, ҳиммат, ҳуш, ҷон, шавкат, шоҳ, шукӯҳ, шӯҳрат), м - аз Соҳиб ва п. м.
**Соҳиб** (дида, забон, ихтиёр, қад, қадам, нигин, саодат, сухан, фикр, хон, ҳуш), з - аз Соҳиб ва п. м.
**Соҳиба** (бону), з - ниг. Соҳиб; борони шадид.
**Соҳибафсар,** м - соҳиби тоҷ, тоҷдор, подшоҳ.
**Соҳиббарид** - хабаррасонанда; воқеанавис; маъмуре, ки подшоҳро аз воқиаҳои мамлакат огоҳ мекунад.
**Соҳибдавлат,** м - давлатманд, бой, дорои молу мулк; хушбахт.
**Соҳибдил** - покдил, равшанзамир, некӯсират:

Шаҳвати хашми марди соҳибдил,
Бехтар зӯҳду ҳилми дунёдор. Шаси Табрезй

- диндор, парҳезкор; тақводор, ориф, аҳли маърифат, аҳли тасаввуф;
- диловар, соҳиби ҷуръат, далер:

Шунидам, ки марде саёҳатшиор,
Ба соҳибдиле гашт ногаҳ дучор. Бедил

**Соҳибидрок** - боидрок, хушфаҳм, зирак:

Мусофирпарваре, ороми ҷоне, соҳибидроке,
Сафарнокарда мардумдидае, Саидогари хуше. Сайидо

**Соҳибкалом,** м - суханвар; он кй дар суханфӯй иқтидор дорад; нависандаи моҳир.
**Соҳибкамол,** м - бокамолот, бомаърифат; он кй дар илму дониш ва фазлу адаб ба дараҷаи олй расидааст:

Чу бишнид ин нукта соҳибкамол,
Лабаш рехт ранги баҳори савол. Бедил

**Соҳибназар** (бек), м - бобасират, равшанзамир, бофаросат, нозукбин; ориф:

Дидаи каҷро зи миҷа дом кун,
Дида зи соҳибназарон вом кун. Хисрави Деҳлавй

**Соҳибнеъмат,** м - давлатманд, бой.
**Соҳибном** - номдор, машҳур; ба эътибор, баобрӯ:

Бе мураббй нашавад ҳеч касе соҳибном,
Сангро мекунад афлок ақиқи яманй. Сайидо

**Соҳибсарир,** м - соҳиби тахт, подшоҳ:

Гурӯҳеш хонанд соҳибсарир,
Вилоятситон, балки офоқгир. Низомй

**Соҳибсукун,** м - устувор; тобовар, тоқатнок:

Ҳама бурдборони соҳибсукун,
Қадам нониҳода зи ҷода бурун. Хоҷу

**Соҳибтабъ** - табъи баланд дошта; сухандон; хуштабъ, хушгӯй; зарофатгӯй, шӯх, шӯхмизоҷ.

**Соҳибфан** - соҳибмаърифат, донои мушкилкушо, соҳибтадбир, соҳиби ҳунар:

Ҳадиси ғуссаи даврон зи ҷом ҷӯ, Ҳофиз,
Ба қавли мутрибу фатвои пири соҳибфан. Ҳофиз

**Соҳибфаҳм** - хушфаҳм, зеҳитез:

Мурғи дилро дар муҳаббат қайди сайде бас аст,
Тифли соҳибфамро таълими устоде бас аст. Махфӣ

**Соҳибхирад,** м - хирадманд, боақл.

**Соҳибқирон,** м - касе, ки дар вақти қирони Зӯҳра бо Муштарӣ ва Зӯҳра бо Офтоб таваллуд ёфтааст ва ин дар ақидаи ситорашиносони қадим аломати хушбахтӣ ва зафармандӣ буд; мač. саодатманд, зафарманд, беназир:

Касе, к-ӯ некӣ андешад ба ҳар кас,
Ба некӣ дар ҷаҳон соҳибқирон аст. Адиб Собир

**Соҳибҳунар,** м - ҳунарманд, соҳиби ягон фан ё санъат:

Агар ҳаст мард аз ҳунар баҳравар,
Ҳунар худ бигӯяд, на соҳибҳунар.
Агар мушки холис надорӣ, магӯй!
Гарат ҳаст, худ фош гардад ба бӯй. Саъдӣ

**Соҳибҷамол,** з - хушрӯй, зебо.

**Соҳил,** м - замини лаби дарё ё баҳр, канори дарё, лаби баҳр; канор, канора; - саҳлгир.

**Соҳил** (бек, ҷон, шоҳ), м - аз Соҳил ва п. м.

**Соҳир,** м, а - афсунгар, сеҳркунанда; мač. ҷозибадор, мафтункунанда.

**Соҳира,** з - ниг. Соҳир; рӯи замини ҳамвор.

**Сочи** (бибӣ, боғ, гул, нисо), з - аз соч (ба ӯзб. мӯй, мӯи сар, гесу) ва п. м.

**Соҷид** (бек, хон, шоҳ), м, а - саҷдакунанда, ибодаткунанда.

**Соҷида** (бибӣ, бону, моҳ, хон), з - зани ибодаткунанда; ниг. Соҷид.

**Спандиёр,** м - ниг. Исфандиёр.

**Спитамен = Спитамана = Спитамон = Спантамана = Испантамана,** м - (соли тав. номаълум - ваф. с. 328), лашкаркаши Суғд, қаҳрамони мубориза зидди истилогарони юнониву мақдунӣ.

**Субён** - ниг. Сибён.

**Субот** (кор), м - ниг. Сабот.

**Субут,** м, а - барқарорӣ, пойдорӣ; исбот ва муайян кардан (шудан).

**Субӯҳ,** м, а - пагоҳӣ, субҳ, субҳгоҳ.

**Субӯҳа,** з - ниг. Субӯҳ.

**Субҳ = Субӯҳ,** а - бомдод, сапедадам, вақти сафед шудани рӯз, ки баъди саҳар воқеъ мешавад.

**Субҳ** (дод, дода, зод, зода, идам, рез, уллоҳ, хез - м; ранг, рез, хез - з) - аз Субҳ ва п. м.

**Субҳа,** з - донаҳои ба ришта кашида, ки дар урф тасбеҳ гӯянд.

**Субҳдам** - ҳангоми субҳ, бомдод, сапедадам; ниг. Субҳ.

**Субҳидам** - ниг. Субҳдам.

**Субҳиддин,** м - субҳи дин; маҷ. оғози дин; аз субҳ ва дин.
**Субҳина,** з - мансуб ба Субҳ; сабӯҳ - пагоҳии барвақт; майнӯшии саҳаргоҳи барои дафъи хумор.
**Субҳинисо,** з - зеботарин, чароғи занҳо; аз Субҳ ва Нисо.
**Субҳия,** з - бомдодӣ, саҳедадамӣ.
**Субҳиноз,** з - аз Субҳ ва Ноз.
**Субҳӣ** - мансуб ба Субҳ.
**Субҳон** (бек, бой, ҷон), м - мадҳ, ҳамду сано, ситоиш,таҳсин, таъриф, тақдир; аҳсан, салламно, шаъну шараф бод; пок хондан Худоро аз бадӣ ва ба покӣ хондан ҳақ таолоро.
**Субҳон** (бек, бой, ёр, мурод, назар, хоҷа, ҷон, шоҳ), м - аз Субҳ ва п. м.
**Субҳона,** з - ниг. Субҳон.
**Субҳоналӣ,** м - аз Субҳон ва Алӣ.
**Субҳониддин,** м - ҳамду сано ба дин; аз Субҳон ва дин.
**Субҳоноллоҳ,** м - ба покӣ ёд кардани Худо; ҳамду сано ба Оллоҳ; аз Субҳон ва Оллоҳ.
**Субҳоро,** з - оройишдиҳандаи Субҳ; аз Субҳ ва Оро.
**Сувайдо,** з, а - нуқтаи сиёҳе, ки гӯё дар маркази дил воқеъ будааст; маҷ. донаи дил, маркази дил: Сувайдои дили ман то қиёмат,
Мабод аз шавқи савдои ту холӣ. Ҳофиз
**Сувар,** м, а - ҷ. Сурат: Маънӣ якест, гарчи сувар мухталиф фитод,
Ин нуқтаро қиёс зи баҳру ҳубоб кун! Ҷомӣ
- ҷ. Сура;
- нақшу нигор; навъҳо, шаклҳо.
**Суварнигор** - нигорандаи суратҳо, сураткаш, офарандаи пайкар ва чеҳраҳо.
**Суғд,** м - яке аз марказҳои тамаддуни аҷдоди тоҷикон, воқеъ дар ҳавзаи дарёҳои Зарафшон ва Қашқадарё.
**Суғд** (дод, дода, зод, зода, иён; мард, меҳр, нишон, он, писар, пур, чеҳр, шоҳ), м - аз Суғд ва п. м.
**Суғд** (бону, дод, дода, духт, зод, зода, иён, иёна, лафз, манд, маҳ, меҳр, моҳ, наво, намо, нигор, ноз, ном, она, оро, пазир), з - аз Суғд ва п. м.
**Суғдия,** з - шакли навозишонаи Суғд.
**Суғдӣ,** м - мансуб ба Суғд.
**Суд** (манд, овар, офар), м - аз суд (фоида, манфиат, нафъ) ва п. м.
**Суда,** з - мушки суда (ордак); номи яке аз занҳои Муҳаммад (с.а.с.).
**Судоба,** з - зардина, Заррина.
**Судур,** м, а - аз ҷое берун омадан; пайдо гардидан, ходис шудан, воқеъ гардидан; ҷ. Садр; ниг. Садр; судуру будур - бузургон, амирон ва вазирон ва номварон; яке аз се унвони илмӣ дар Бухорои асрҳои охир, ки пас ӯрок ва пеш аз садр меояд.
**Сукайна = Сакина,** з - номи духтари имом Ҳусайн; ором, осоиш; оҳистагӣ.
**Сукрот,** м, ю - Сократ, файласуфи Юнони Қадим, ки солҳои 469 - 399 пеш

аз мелод умр ба сар бурдааст.

**Сулаймон,** м, з - осуда, ором, осоишта; сулҳдӯст, сулҳҷӯ, сулҳпарвар; пуштибондор, дар ҳимоя буда, муҳофиздор (шоҳ Соломон).

**Сулаймон,** м - аз Сулаймон ва п. м.

**Сулаймонӣ,** з - навъе аз мӯҳраҳои зинатӣ.

**Султон,** а - унвони подшоҳон дар баъзе мамлакатҳои Шарқ; подшоҳи муқтадир ва мустақил; тасаллут, фармонравоӣ; қудрат, қувват; ҳуҷҷат, бурҳон.

**Султон** (бек, бобо, бой, ёр, қодир, малик, мурод, муҳаммад, назар, ноёб, саид, хон, хоҷа, ҷон, шариф, шоҳ - м; бахт,бегим, подшоҳ, бибӣ, нисо, хон - з) - аз Султон ва п. м.

**Султоналӣ,** м - аз Султон ва Алӣ.

**Султонбахт** - аз Султон ва бахт.

**Султонмурод,** м - аз Султон ва Мурод.

**Султоннасаб,** з - ҳокима, малика; аз авлоди султонҳо; аз наҷоди султонҳо.

**Сулҳ** - оштӣ, мусолимат, созиш, созиш кардан, оштӣ кардан, тавоқуф, паймони таслим.

**Сулҳ** ( дӯст, кеш, овар, она, параст, парвар, талаб, хоҳ, ҷӯ, ҷӯй ; нисо, нома - з; бахш, дон, иддин - м) - аз Сулҳ ва п. м

**Сулҳия,** з - роҳи оштӣ ҷӯянда, пазирандаи аҳду паймони сулҳу оштӣ.

**Сумайё,** з - ; - номи гиёҳест бо баргҳои сабз, ки хосияти давоӣ дорад; - зани гандумгун, гандумранг.

**Сумайро**, з - ниг. Сумайё.

**Суман,** м - аз Саман ва Ёсуман. Ниг. Саман

**Суман** (атр, бар, бону, бӯ, гул, дис, духт, зор, оро, рух, рӯй, рӯҳ, симо, сой, чеҳра), з - аз Суман ва п. м.

**Сумангул,** з - гули Саман; аз Саман ва Гул.

**Сумая,** з - ниг. Самийя.

**Сумбул** - ниг. Сунбул.

**Сумбула,** з - ниг. Сумбул.

**Сунбул,** з - гиёҳи пиёзбехи савсанбарг, ки гулаш хушбӯ ва ҳалқа-ҳалқа буда, ба зулфи маъшуқа ташбеҳ мешавад; гиацинт:

Зиҳӣ фузуда ҷамоли ту зебу ороро,
Шикаста сунбули зулфи ту мушки сороро. Рӯдакӣ

- хӯша(и ҷав, гандум ва ғ.).

**Сунбула,** з, а - як хӯшаи гандум, ҷав ва ғ.; бурҷи шашум аз бурҷҳои дувоздаҳгонаи осмонӣ; Сунбулро низ нигар.

**Сунбулмоҳ**, з - аз Сунбул ва Моҳ.

**Сунӣё,** з - ақл, хирад; ниг. Сумая.

**Суннат,** м, а - роҳ, равиш, одат; урфу одат; ибодат ва одате, ки аз Муҳаммад (с.а.с) мондааст ;

**Суннат** (алӣ, уллоҳ, хоҷа, ҷон, шоҳ), м - аз Суннат ва п. м.
**Суннатӣ,** м - мансуб ба Суннат; онеро чунон ном гузоранд, ки бе пӯсти сари олати мардӣ таваллуд шуда бошад.
**Суно** - тақво, нигоҳ доштан аз гуноҳ; ниг. Сумая
**Сурайё,** з, а - Парвин; чилчароғ; манзиле аз манзили Қамар.
**Сурат** - зоҳир, шакл, намуд, намуди зоҳирӣ; ҳайкал, муҷассама; нақш, тасвир; расм, акс:

Сураткаши наққоши Чин, рав сурати ёрам бибин,
Ё сурате каш инчунин, ё тарк кун сураттарӣ. Хисрави Деҳлавӣ

- чигунагӣ, кайфият, ҳолу вазъият; мач, феъл, ҳаракат ва муомила.
**Сурат** (бону, мо(ҳ), нигор, оро), з - аз Сурат ва п. м.
**Сурач,** м - аз суруч, ки ҷамъи сироҷ, яъне чароғ мебошад.
**Сурма,** з - гарди сиёҳранг, ки аз хокаи қатъагӣ (арзиз) иборат буда, барои зинат ё дору ба чашм мекашанд:

Губори роҳ гаштам, сурма гаштам, тӯтиё гаштам,
Ба чандин ранг гаштам, то ба чашмат ошно гаштам. "

**Сурма** (бону, каш, нисо, ранг, хон, ҷабин), з - аз Сурма ва п. м.
**Суруд** - хониши инсон ва паррандагон, ашӯла, ҳофизӣ; овози нишотангез, нағма; шеъри оҳангдори ҳамосӣ, миллӣ, ватанӣ.
**Суруд** (бахш, дӯст, саро, хон), з - аз Суруд ва п. м.
**Сурур,** м, а - шодӣ, хурсандӣ, хуррамӣ, масаррат, хушҳолӣ, хушвақтӣ.
**Сурур** (бахш, бин, давр, деҳ, дин, дил, дор, меҳр, назар, овар, омез, хоҷа, ҷон, шоҳ - м; бар, бахш, бону, деҳ, дор, овар, омез - з) - аз Сурур ва п. м.
**Сурӯш,** з - фаришта, дар дини Зардуштиён фариштаи пайғомовар аз Худо.
**Сурӯш** ( буд, ванд, ёр, овар, он), м - аз Сурӯш ва п. м.
**Суъуд,** м, - ҷ. Саъд; баланд шудан, боло баромадан.
**Суфӣ = Сӯфӣ,** м, а - пайрави тариқати тасаввуф; парҳезкор, порсо; мутасаввиф.
**Суфаро,** з - ҷ. Сафир, сафирон; ҷ. расул, фиристода; элчӣ.
**Суфро,** з - ниг. Сафуро.
**Сухан = Сухун,** м - калом, гуфтор, нутқ, баён; ваъз, насиҳат:

Сухан фарҳангу фар бошад ба инсон,
Сухангӯӣ ҳунар бошад ба инсон.
Сухан дар минбару майдону маҳфил,
Зи ҳар теғе сипар бошад ба инсон. "

**Сухан** (бахш, боф, варӣ, гар, гузор, густар, гӯй, дон, дӯст, ёб, ёр, ор, офар, офарин, пайванд, парвар, пардоз, рас, рон, саро, соз, тироз, хон, чин, ҷӯй, шинос), м - аз Сухан ва п. м.
**Сухан** (бибӣ, гир, гулзор, гӯ, гӯй, дон, дӯст, оро́й, офар, офарин, парвар, пардоз, саро, соз, тироз, чин, ҷӯй, шинос), з - аз Сухан ва п. м.
**Суханвар** - соҳиби фасоҳат ва балоғат, фасеҳ ва балеғ, адиб, шоир.
**Сухангул,** з - ниг. Суханоро.

**Суханоро,** з - ниг. Суханвар; ородихандаи сухан, зебосухан; суханвар.

**Суханеанҷ** - суханҷов, фахмида ва доништа ҳарфгӯянда (ғапзананда) нуктадон:

Никӯсираташ диду равшанкиёс,
Суханеанҷу миқдори мардум шинос. Саъдӣ

**Суҳайб,** м, а - номи яке аз ёрон ва тарафдорони Муҳаммад (с.а.с.); тасгири Саҳб - саҳобагон.

**Суҳайё,** м,а - бегубор, соф.

**Суҳайл,** м, а - номи ситораи дурахшон дар қисмати ҷануби осмон, ки онро Суҳайли яман ё Суҳайли Ямонӣ низ мегӯянд (Канопус):

Бар сиришкам зи ту афтод магар акси Суҳайл,
З-он ки ғалтандатар аз дурри хушобаш кардӣ. Камоли Хуҷандӣ

- водӣ, дашт; саҳро.

**Суҳайлӣ,** м - мансуб ба Суҳайл.

**Суҳайло,** з - ниг. Суҳайл.

**Сӯҳбат,** м - ҳамнишинӣ, ҳамдамӣ; мусоҳиба, гуфтугӯ.

**Сӯҳбат** (алӣ. бар, бахш, бек, гар, дӯст,зеб, уллоҳ, хон, хуш, ҷон, ҷӯ, шоҳ), м - аз Сӯҳбат ва п. м.

**Сӯҳбатоpo** - он кӣ сӯҳбатро оро медиҳад, хушсӯҳбат, хушгап, зарофатгӯй, хушнишаст:

Пеши мо, эй шамъ, лоф аз сӯҳбаторой мазан,
Сад забон дорему, ҳамчун соя хомӯшем мо, Сайидо

**Сӯҳбатулло(ҳ),** м - аз Сӯҳбат ва Оллоҳ.

**Сӯҳроб,** м - лаъл, ёқути сурх; номи яке аз қаҳрамонони "Шоҳнома", писари Рустам.

## Т

**Тааллум,** м, а - илмомӯзӣ, омӯзиш, таҳсили илм, ёд гирифтан:

Моя, ки андеша дар ӯ гум буваd,
Қай ҳади таълиму тааллум буваd. Хисрави Деҳлавӣ

**Таалл уф,** м, а - унс, улфат, дӯстӣ.

**Таammyл,** м, а - андеша, фикр, мулоҳиза; саъю кӯшиш, ғайрат:

Бе тааммул зи ҷои худ ҷастам,
Ба тааммул миёни худ бастам. Ҳилолӣ

**Таанния,** з - ниг. Тааннӣ.

**Тааннӣ,** м, а - оҳистагӣ; оҳиста-оҳиста, бесаросемагӣ, сабр, бардошт:

Макун дар муҳимме, ки дорӣ шитоб,
Зи роҳи тааннӣ инон барматоб. Саъдӣ

**Тааррyф,** м, а - донистан, шинохтан, ошно шудан.

**Таaффуф,** м, - иффату номус доштан; парҳезкорӣ кардан, покдоманӣ, порсоӣ.

**Табанния,** з - ниг. Табаннӣ.

**Табаннӣ,** м, а - ба фарзандӣ пазируфтан, фарзанд хондан.
**Табар,** м - асбобест барои шикастан ва кафондани ҳезум; маҷ. ҳама монеаҳоро бартараф кунанда; бурро, бурранда; ҷонсахт.
**Табаралӣ,** м - аз Табар ва Алӣ.
**Табарза** - ниг. Табарзад; навъе аз ангури ҳусайнӣ; .
**Табарзад,** м - наботи сафеду шаффофи ниҳоят сахт; каллақанд; аз ғояти сахтӣ бо табар шикастан лозим будааст:

Шаҳди лабат, ки бод табарзад ғуломи ӯ,
Нархи наботи Миср ба нархи пиёз кард. Туғрал

**Табаррук,** м, а - баракат доштан, муборак донистан; мубораки; майманат, ҳадя, тӯҳфа: Табаррук аз бари қозӣ чу боз овардӣ,
Диёнат аз дари дигар бирун равад ночор. Саъдӣ

**Табассум,** з - хандаи беовоз ба тарзе, ки дандонҳо намоён нашаванд; нимханд, лабханд: Ҳино рангест аз гулҳои ҳуснаш,
Табассум мавҷе аз дареи ҳуснаш. Савдо

**Таббол,** м, а - таблзан, нақоразан.
**Таббола,** з - ниг. Таббол.
**Табиат,** а - сиришт, ниҳод, тинат; одат, хӯ:

Тамоми умр ба тасбеҳ кардаам бозӣ,
Куҷо табиати тифлонаву куҷо зуннор? Саъдӣ

- мавҷудоти зинда ва ғайри зинда дар олам.

**Табиб,** м - мутахассиси илми тиб, муолиҷакунанда, ҳаким, духтур, пизишк.
**Табиб** (алӣ, бой, уллоҳ - м; бону - з) - аз Табиб ва п. м .
**Табиба,** з - ниг. Табиб.
**Табиш,** м - тобиш, фурӯғ, партав: Сари тирағӣ андароянд ба хоб,
Чу теғи табиш баркашад офтоб. Фирдавсӣ

- гармӣ, гармо; ҳарорат; изтироб:

Ошиқонро дар ин раҳи ҷонсӯз,
Табиши роз беҳ, ки тобиши рӯз. Саной

**Табрез,** м - шаҳрест дар шим. ғарби Эрон, бунёди Сосониён (асри III – IV).
**Табҷил,** м, а - иззат кардан, бузург доштан, мӯҳтарам шумурдан; ҳурмат, эҳтиром, иззат.
**Табшир,** м, а - мужда, башорат, хушхабар, мужда овардан, хушхабар гуфтан.
**Таваккал = Таваккул,** а - умед бастан, эътимод доштан ба худо:

Сарфи бекорӣ магардон рӯзгори хешро,
Пардаи рӯи таваккул соз кори хешро. Соиб

**Таваккал** (бек, бой, хон, хоҷа, шоҳ), м - аз Таваккал ва п. м.
**Таваллӣ,** м - ниг. Тавалло.
**Тавалло,** м, а - дӯстиҷӯӣ, дӯстӣ кардан; кореро ба ӯҳда гирифтан; дӯстӣ, дӯстдорӣ; муҳаббат, меҳрубонӣ:

Таваллои мардони ин покбум,
Барангехтам хотир аз Шому Рум. Саъдӣ

- ҳукуматдорӣ, ҳукмронӣ, волигӣ; илтиҷо, илтимос

**Таввоб,** м, а - бахшандаи гуноҳ, пазирандаи тавба, қабулкунандаи тавба (сифати худо); бозгардонанда аз гуноҳ, тавбакунанда, бозгарданда ба Худои таоло: Бозат он таввоби лутф ояд кард,
Тавба пазруфту дарунат шод кард. Румӣ

- аз номҳои муборакн Худои таоло.

**Таввият,** а - фикр, андеша; ният, қасди ниҳонӣ; роз, сир, асрор; дил, дарун.

**Тавқия,** з, а - аз виқоя, а - муҳофизат, нигаҳдорӣ, амонатдорӣ, ҳимоя, паноҳ, посбонӣ, пуштибонӣ: Бахти бариo виқояи умр аст,
Чашми бино талояи рухсор. Хоқонӣ

- пуштибон, нигаҳдоранда, муттако, такягоҳ;

- мач, ниқоб, парда, ҳиҷоб:

Абр аз тарафи кӯҳ баромад ду-се поя,
Аз шарм ба рухсор фурӯ ҳишт виқоя. Манучеҳрӣ

**Тавқӣ,** м - мансуб ба тавқ - ҳар чизи доирашакл, ки ба гирди чизи дигар дарояд; гарданбанд, халқа; ҳолаи моҳ.

**Тавон** - тоб, тоқат, қудрат, тавоноӣ; мумкин, мумкин аст, метавон.

**Тавонбахш,** м - қувватдиҳанда, рӯҳбахшанда:

Бад - ӯ гуфт: Эй тавонбахши тани ман,
Чарогафрӯзи ҷони равшани ман. Ҷомӣ

**Тавоно,** м - қобил, боқудрат, бақувват, қавӣ, зӯр, зӯрманд, муқтадир, давлатманд: Тавоност бар дониши хеш доно,
На доност он, к-ӯ тавоност бар зар.
Ҳазорон тавон ёфт ба ханҷар ба дониш,
Яке илм натвон гирифтан ба ханҷар. Носири Хисрав

**Таврин** - таҳрифи Тур - номи писари калони Фаридун, ки мулки Турон мансуб ба ӯст; номи вилояти Турон;

- паҳлавон, баҳодур;

- номи гиёҳест турушмаза;

**Тавур** (мирию, хоҷа, ҷон), м - аз Табар = Тавар.

**Тавфиқ,** м, а - муваффақият, комёбӣ, пешрафт:

Мақоми амну май беғашу рафиқи шафиқ,
Гарат мудом муяссар шавад, зиҳӣ тавфиқ. Ҳофиз

**Тавҳид,** м, а - ягонагӣ, ваҳдат:

Аҷрому аносиру маволид аъзо
Тавҳид ҳамин асту дигарҳо ҳама фан. Ибни Сино

- эътиқод ба ягонагии Худо.

**Тавшеҳ,** а - оростан, зинат додан; оростагӣ, зинат; ороиш, зеб.

**Тагин = Тигин,** м - қаҳрамон, паҳлавон, баҳодур.

Бикушт аз тагинони лашкар басе,
Пазира наёмад мар-ӯро касе. Дақиқӣ

- камар, миён.

**Тағаннӣ,** м, а - сурудхонӣ, таронасарой, ашӯлахонӣ.

**Тағой,** м, т - Тағо; бародари модар, дар асл ба туркӣ маънои "орзу" - ро дорад.

**Тағой** (алӣ, бой, мирзо, мурод, назар - м; бегим, бибӣ, гул - з) - аз Тағой ва п. м.

**Тадаббур,** м, а - тадбир кардан, илоҷ ёфтан, чораҷӯёна фикру андеша кардан; андеша, фикр, тафаккур; чораҷӯӣ.

**Тадбир,** м, а - чора, илоҷ, чораҷӯӣ:

Дӯш аз масҷид сӯйи майхона омад пири мо,
Чист, ёрони тариқат, баъд аз ин тадбири мо? Ҳофиз

- маҷ, бахона, сиёсат.

**Тадбир** (андеш, бин, гар, дон, ҷӯй), м - аз Тадбир ва п. м.

**Тадобир,** м, а - ҷ Тадбир.

**Тазарв** - мурғи даштӣ, кирковул, мурғи титав, ки дар афсонаҳо ошиқи сарв будани он машҳур аст.

**Тазкир,** м, а - ба ёду хотири касе овардан, ёдоварӣ:

Чун роҳ баромад ба сари минбари тазкир,
Худро зи паси пардаи гуфтор мадоред. Шамси Табрезӣ

**Тазкира,** з - ёддошт; китобе, ки дар он аҳволи шоир ва намунаҳои шеърҳои он навишта шудаанд.

**Тазмин,** м, а - зоминӣ, замонат; кафолат:

Яъне он ҷо, ки ростон ҷамъанд,
Ростиҳост дар каҷӣ тазмин. Бедил

- ба гардан гирифтани тавон;
- овардани мисраъ ё байти шоиреро дар шеъри худ.

**Тазоҳур,** м, а - ошкор кардан, зоҳир кардан; ба ҳам ёрӣ расонидан, ба ҳамдигар пуштибонӣ кардан; намоиш додан.

**Тай,** м, а - гузариш, гузаштан, сипарӣ кардан (вақт, роҳ ва ғ.), убур кардан, ба охир расидан; ниҳон, таги дил; номи қабилае аз Ямани араб, ки Той ҳам мегӯянд ва Ҳотами Той аз он қабила будааст.

**Тайба,** з, а - номи Мадинаи мунаввара; ниг. Таййиба.

**Тайён,** м, а - гилкор; касе, ки гилкорӣ мекунад, гаҷкор; номи шоири маъруфи ҳаҷвгӯӣ Тайёни Марғазӣ, ки ӯро Тайёни Жожхой низ меномиданд:

Дар сухан он ҷо, ки бошад табъи Саҳбон сеҳрсоз,
Кай писандад оқил аз Тайён, ки гардад жожхо. Ҷомӣ

**Тайёр,** м, а - омода, ҳозир, муҳайё; парвозкунанда; парранда; зудрав, тезрав.

**Тайёра,** з - ниг. Тайёр.

**Таййиб,** м, а - пок, бегуноҳ, нек; тоҳир, хуб, некӯ; ҳалол, раво; хушбӯй, муаттар; лақаби яке аз писарони Муҳаммад (с.а.с.).

**Таййиба,** з - ниг. Таййиб.

**Таймур = Тамар,** м, а - шакли арабигаштаи Темур; ниг. Темур.

**Тайфур,** м, а - мурғак (мурғи хурд); парвоз(гоҳ); озоди мурғон.

**Таквин,** м, а - офариниш, эъҷод, ба вуҷуд овардан.
**Такрим,** м, а - ҳурмат кардан, иззат кардан, мӯҳтарам донистан; ҳурмат, эҳтиром, иззат.
**Тақаддум,** м, а - пеш будан,; пешӣ, пешқадамӣ; пешравӣ, тараққӣ, рушд.
**Тақаддус,** м, а - муқаддасӣ, порсоӣ; пок(ӣ), покизагӣ, зоҳид, парҳезкор будан.
**Тақво = Тақвӣ,** а - парҳезкорӣ, порсоӣ, худотарсӣ:

Тақвӣ омад ба маймана аз лоф,
Кард мисвокро синони масоф. Мушфиқӣ

**Тақдир,** м, а - андоза намудан, қиёс кардан, тахмин кардан, миқён кардан.
- тасаввур кардан, фарз кардан, пиндор;
- баҳо, қадрдонӣ; қазо, қадар, сарнавишт, қисмат:

Тақдир, ки тир дар нишон кард,
Танҳо на маро бад-ӯ нишон кард. Шоҳин
Ин ҳуси чӣ ҳуснест, ки аз парда аён аст,
Нақше, ки паси пардаи тақдир ниҳон аст. Ҳилолӣ

**Тақдир** (алӣ, соз, шоҳ), м - аз Тақдир ва п. м.
**Талаб** - хоҳиш, дархост; ҷустуҷӯ; ниг. Толиб.
**Талаб** (бой, гор, хоча, шоҳ), м - аз Талаб ва вал. м.
**Талаба** (бибӣ, бону), з - ниг. Талаб; ҷ. Толиб (талабагон).
**Талбак,** м - талабкардашуда, талбида; ниг. Талаб; ном - муҳофиз, нигаҳбон.
**Талбӣ,** м - мансуб ба Талаб.
**Талбон,** м - ниг. Талбак; дар гуфтугӯ - талабанда, пурсанда; талабидашуда; даъватшуда.
**Талъат,** з, а - рӯй, чеҳра, симо, намуд:

Дил сарошардаи муҳаббати ӯст,
Дида оинадори талъати ӯст. Ҳофиз
Чун зулмати шаб кашид чодар,
Бар талъати офтоби ховар... Шоҳин

- дидор ва дидани рӯй.

**Талъат** (ҷон, шоҳ), м - аз Талъат ва п. м.
**Таманно,** з - хоҳиш, орзу, умед, илтимос:

Рӯи ту ба ин дида тамошо натавон кард,
Васли ту ба ин сина таманно натавон кард. Камоли Хуҷандӣ

**Тамар,** м - ниг. Таймар.
**Тамиз,** м, -аслаш Тамйиз; фарқ, ташхис, бозшиносӣ, бозшинохт; имтиёз ва ҷудо намудани сара аз носара, нек аз бад;
- солимфикрӣ, ақлу ҳуш; доно, оқил, ҳушёр; боадаб, ақлу идрок:

Ҷаҳд шарти кор омад, эй азиз,
Ҷаҳд мекун, ҷаҳд, гар дорӣ тамиз. Румӣ

**Тамима,** м - ба маънои таъвиз (паноҳ додан ва дар паноҳ овардан); мӯҳраи сиёҳу сафед, ки дар гардан ё даст ё ягон гӯшаи либоси тифлон барои аз чашми бад нигоҳ доштан андозанд; бозубанд, гарданбанд; чашмовез.

**Тамуз,** м - моҳи даҳуми сурёнӣ, ки ба моҳи июл рост меояд; тобистон, гармои тобистон:

Оташ ба чаман зад шарафи фасли тамузам,
Хуршед фурӯ рафт зи торикии рӯзам. Махфӣ

**Танвир,** а - равшан кардан, нуронӣ кардан, равшан шудан:

Ба пеши рӯи ту маҳ ҳайкалест зулмоний,
Чӣ гуна даъвии танвир мекунад маҳтоб?! Васлӣ

**Танзил,** м, а - фуруд овардан, поён фиристодан; ваҳй; Қуръон; суд, даромад аз пули ба қарз додашуда, рибо (нашъунамо, зиёдшавӣ, афзунӣ; судхӯрӣ фоидабарӣ; суд, фоида).

**Танин** - овоз, садо кардан, садои занг ва монанди он; овоз(и магас).

**Танноз,** з, а - нозкунанда, ба ноз рафторкунанда, пурноз; маҷ, дилрабо.

**Тансух = Тансуқ,** з, т - нодир, камёб, қиматбаҳо; инъом, ҳадя, тӯҳфа.

**Тараб,** м - шодмонӣ, шодӣ, хурсандӣ, хушнудӣ:

Афсӯс, ки номаи ҷавонӣ тай шуд,
В-он тоза баҳори зиндагонӣ дай шуд.
Он мурғи тараб, ки номи ӯ буд шабоб*,
Афсӯс, надонам, ки кай омад, кай шуд! Хайём

*ниг. Шабоб

**Тараб** (ангез, бахш, оро, пеша, соз, физо, хез), м - аз Тараб ва п. м.

**Тарандом** - дорои намуди латиф ва пайкари тару тоза:

Хуш бувад соғари пурбода дар айёми баҳор,
Хоса дар сояи гулҳои тарандоми баҳор. Хисрави Деҳлавӣ

**Тароват,** з - ҳусн; тарию тозагӣ, шодобӣ:

Сохати олам аз тароватн ту
Чун рухи боғ дар баҳорон бод. Анварӣ

**Тароз = Тироз** - зинат, нақшу нигор; номи як шаҳри қадимист дар ҳудуди Туркистон ва Хитой, ки бо соҳибҷамолии аҳолии худ машҳур буд.

**Тарозӣ,** а - хушнудӣ, аз ҳамдигар розӣ будан; зинат, зевар, оромиш; ҳусн:

Камони бобулиён дидаму тарозии ту,
Ки баркашида шавад, б-абрувони ту монад. Дақиқӣ

**Тарона,** з - суруд, нағма, ашӯла; дубайта; ҳикояҳои хурди ҷаззоб; тару тоза; маъшуқи ҷавон, ҷавони хушсурат.

**Тарона** (бахш, гӯй, дон, дӯст, хон), м - аз Тарона ва п. м.

**Таронапардоз** - нағмасоз, бастакор, мутахассиси санъати мусиқӣ.

**Таронасанҷ** - сурудхон, нағмагӯ; нағмасоз, бастакор, оҳангсоз.

**Таронасаро(й)** - ҳофиз, сурудхон, сурудгӯй, шоир.

**Таронасоз** - ниг. Таронасаро(й).

**Тасвир,** м - расм, сурат; нақш.

**Тасдид,** м, а - росту дуруст кардан; маҳкам, устувор кардан; ба роҳи дуруст равона кардан; ҳидоят; савобҷӯӣ.

**Таскин,** м - ором кардан, хомӯш кардан; хомӯш гардидан, ором гардидан; оромӣ, оромиш, тасаллӣ, хомӯшӣ.

**Тасмия,** з, а - ном ниҳодан; ном додан, номидан, номгузорӣ, бисмиллоҳ- ир-раҳмон - ир - раҳим гуфтан.
**Тасним,** а - наҳрест дар биҳишт; тӯда, гарм кардан.
**Татҳир,** м, а - пок кардан, тоза кардан, покиза кардан.
**Тафаззул,** м, а - лутфу меҳрубонӣ, марҳамат; сипосгузорӣ; некӣ, некӯӣ; фузунӣ, бартарӣ.
**Тафаккур,** м, а - фикр кардан, андеша, фикр:

Ғарқи дарёи тафаккур шудаем,
Таҳнишин чун садафу дур шудаем. Ҷомӣ

**Тафаррӯҳ** - фараҳёбӣ, хурсандӣ, шодӣ; истироҳат.
**Тафассӣ,** а - раҳо ёфтан аз мушкилӣ, аз ҳаводис.
**Тафзил,** м, а - афзалият, бартарӣ.
**Тафохур,** м, а - фахр, мағрурӣ, кибр, худписандӣ:

Агарчи номваронро тафохур аз ҳунар аст,
Тафохури ҳунар аз шаҳриёри номвар аст. Муиззӣ

**Тафреҳ,** м, а - фараҳманд ва хушвақт гардонидан; шодиафзоӣ.
**Тафсил,** м, а - ба таври муфассал баён кардан; муфассалан гуфтан; фасл - фасл кардан, қисм - қисм кардан.
**Тафсир,** м, а - шарҳ додан, васеъ кардан, гузориш додан, баён кардан; маънидод ва шарҳи оятҳои Қуръон ва ҳадис:

Гоҳ тафсир гуфту гоҳ ҳадис,
Гоҳ тафсилҳои деви хабис. Ҷомӣ

**Тафхир,** м, а - ифтихорманд гардонидан, таърифу ситоиш кардан.
**Тафҳим,** м, а - фаҳмондан, фаҳмонда додан; омӯхтан.
**Тахлис,** м, а - халосӣ, раҳоӣ
**Тахмин,** а - гумон; бо гумон чизе гуфтан; қиёс, ҳадс (дарёфт аз рӯи муҳокима, фаросат; пай бурдан);ниг. Фаросат.
**Тахмос** - ниг. Таҳмосп.
**Таҳам,** м - зӯрманд, паҳлавон; аслаш Таҳм аст; ниг. Таҳамтан.
**Таҳамтан,** м - тануманд, қавӣ, қавиҷусса, нерӯманд, шуҷоъ, паҳлавон, диловар; яке аз лақабҳои Рустам.
**Таҳзиб,** м, а - ислоҳ кардан, покиза кардан; тарбия кардан:

Ранги ӯ баҳри нақҳати тибаш,
Карда таҳзиби ишқ таҳзибаш. Саноӣ

**Таҳлия,** з.а - ороиш, зинат; зевар бастан ва касеро сифат кардан; ширин кардан; оби талху шӯрро ширин кардан.
**Таҳм,** м - ниг. Таҳам.
**Таҳмин,** м, - аз таҳм = таҳам - зӯрманд, паҳлавон.
**Таҳмина,** з - номи модари Сӯҳроб, писари Рустам аз "Шоҳнома"- и Фирдавсӣ.
**Таҳмос** - ниг. Таҳмосп.
**Таҳмосп,** м - аспи қавӣ, аспи пурзӯр.
**Таҳмурас,** м - аслаш Таҳмурис, рӯбоҳи қавӣ; дар Авесто дар шакли

Тахмаурупа омадааст; номи подшохест аз абнои Хушанг, ки шайтонро маркаби худ сохта буд.

**Таҳмуро,** з - муҳаффафи Таҳмурас.

**Таҳсин,** м, а - таъриф, офарингӯй; маҳкам кардан, муҳофизат кардан.

**Таҳур,** - пок, покиза, тоза; маҷ. муқаддас.

**Таҳфиз,** м, а - ёд додан, ҳифз кунондан, ёд кунондан:

Кӣ бошад, ки ӯро бихоҳад ба ҷон,
Ба таҳфизи султони Ҳиндустон. Хоҷу

**Таҷаддуд,** м, а - тоза шудан, тоза кардан, нав кардан; навҷавӣ; навигарӣ, навӣ:

Бениёзӣ таҷаддуде дорад,
Ба навиҳо тараддуде дорад. Бедил

**Таҷалло,** а - ниг. Таҷаллӣ.

**Таҷаллуд,** а , сабру тоқат кардан; чобукию чолокӣ кардан; далерӣ.

**Таҷаллӣ,** а - ҷилва кардан, ошкоро шудан, равшан шудан; ҷилва; тобиш; нури Оллоҳ.

**Таҷаммул,** а - ороиш; ҳашамат, шукӯҳ, дабдаба:

Гул ба рухсори ту чун лофи таҷаммул мезанад,
Панҷаи савсан тапонча бар рухи гул мезанад. Мушфиқӣ

**Ташриф,** м - бузург гардонидан, бузургдошт, мушарраф кардан касеро; иззат, эҳтиром; хилъат додан; пазироии обрӯмандона кардан; шараф додан, шариф гардонидан, бузургвор кардан:

Накӯномро ҷоҳу ташрифу мол,
Бияфзуду бадгӯйро гушмол. Саъдӣ

**Таъбил,** м - ниг. Таъбир.

**Таъбир,** а - баён кардан; тафсир, шарҳ:

Шакар бандаи шаҳди тақрири ӯст,
Хирад волаи ҳусни таъбири ӯст. Садри Зиё

**Таъбир** (гар, гӯй; деҳ, дон, шоҳ - м) - аз Таъбир ва п. м.

**Таъзим,** м - иззат кардан, ҳурмат кардан, бузург донистан, бузург доштан.

**Таълим** (гар, деҳ), а- ба касе чизеро омӯхтан, ёд додан:

Ба таълими нокас забон кам кушой,
Ки таълими ӯ нест доницифазой. Ҷомӣ

**Таъриф,** м - шинос кардан, огоҳонидан;шиносондан, шиносой

**Таърифа,** м - таҳсин кардан, сутудан; офарингӯй; феҳристи қимати коло (бизоат, мол); молиёти фавқулода.

**Таярон,** а - паридан, парвоз кардан:

Таярони мург дидӣ, ту зи пойбанди шаҳват
Ба дар ой, то бубини таярони одамият. Саъдӣ

**Тев,** м - тоб, тавоноӣ, қувват, қудрат; тоқат:

Яке мӯҳрабоз аст гетӣ, ки дев
Надорад ба тарфанди* ӯ ҳеҷ тев. Унсурӣ

*тарфанд - дурӯғ.

**Тез** - бурранда: Вақти зарурат чу намонад гурез,
Даст бигирад сари шамшери тез. Саъдӣ

- зуд, шитобон, босуръат; бурро ва гӯё (оиди забон); ба зудӣ, зуд.

**Тезбин** - бо диққат ва бо зудӣ бинанда:

Дасти Урфӣ ниқоби роз кушуд,
Хиради тезбини мо бигрехт. Зуҳурӣ

**Тезбол** - тезпарвоз, тезпар.

**Тезвир** - тезҳуш, боҳуш, закӣ, тезфаҳм:

Ҳамон бачаи шери нохӯрдашир
Шиносад ҳаме мӯбади тезвир. Фирдавсӣ

**Тездаст** - чобук, чолок: Сад нақди ситораро ба мастӣ
Аз Зӯҳра барад ба тездастӣ. Файзӣ

**Теззабон** - забони бурро ва гӯё; сахтгӯй, сахтгап.

**Тезчашм** - ниг. Тезбин.

**Темур** (бек, бой, хон, шоҳ, ҷон), м, т - мустаҳкам, бадошт, мазбут,

- маҷ. пойдор, бардавом;
- айнан - оҳан;
- Амир, асосгузори давлати Темуриён, писари Тарағай ном сарвар аз қабилаи барлосҳо, ки модараш Нигинабону духти Шароитулислом аз тоҷикони Бухоро буд.

**Темурмалик,** м - аз Темур ва Малик; номи қаҳрамони халқи тоҷик, сардори муҳофизони Хуҷанд аз ҳуҷуми мугулҳо.

**Теҳрон** (ҷон, шоҳ), м - пойтахти Эрон; аз решаи тухр (и арабӣ) - пок, пок шудан, муназзаҳ.

**Тигин - ниг. Тагин**

**Тилав,** м, т - илтиҷо, хоҳиш, талаб; аз Тилв - пайрав, пасрав, думболарав.

**Тил(л)ю** - зари холис, зар; маҷ. қиматбаҳо.

**Тил(л)ю** (азиз, бек, бой, зод, зода, кор, назар, рӯй, хон, хоҷа, ҷон - м; бегим, бибӣ, бону, вар, гин, гул, гун, кор, нигин, ранг, рез, реза, рӯй, хол, хон, ой, хон - з) - аз Тил(л)ю ва п. м.

**Тилмиз,** а - талаба, шогирд; мурид.

**Тиловат** (шоҳ), а - ба оҳанг хондан ва қироати Куръон: :

Агар худои ҷаҳонро самеъ медонӣ,
Макун баланд барои худо тиловатро. Соиб

**Тимсол,** м, а - сурат, нақш, расм, нигора; муҷассама, пайкар, тандис:

Авсофи хештан натавонӣ ба шеър гуфт,
Тимсоли хештан натавонӣ нигоштан. Кисоӣ

**Тимсолгар,** м - суратгар, наққош, рассом:

Чунон сураташ баста тимсолгар,
Ки сурат набандад аз он хубтар. Саъдӣ

**Тимур,** м - ниг. Темур.

**Тинат,** а - ниҳод, табиат, сиришт; фариштаи муаккали рӯз ва моҳи тир.

**Тир** - олати ҷангӣ; болор, сутун; маҷ. чизи рост, мустақим;
- сайёраи Аторуд, ки дар ҳайати қадим ба шакли котиб тасвир мешуд:

Тир монанди дабир омад,
Муштари хозину вазир омад. Саной

- фасли сол, ки баъд аз тобистон меояд; фасли ҳосилбардорӣ;
- моҳи чоруми шамсӣ; рӯзи сездаҳуми ҳар моҳи шамсӣ;
- ҳисса, бахра, насиба, қисмат;
- торик, тира.

**Тир** (арш, боз, бозу, буд, ванд, вор, гар, гон, дод, ном, о, ованд), м - аз Тир ва п. м.

**Тирандоз** - он кӣ тир меандозад; тирафкан, тирзан:

Дуто шудам чу камон аз ғаму намегӯям,
Ҳанӯз тарки камонабрӯвони тирандоз. Ҳофиз

**Тирафкан** - он кӣ тир меафканад, тирандоз:

Туро тирафкане бинам ба ҳар кор,
Ба нахчиру ба боз не, ба пайкор. Фахриддини Гургонӣ

**Тирдод,** м - тӯҳфаи Тир; бахшидаи (моҳи) Тир.

**Тирзабон** - касе, ки забонаш тез бошад; ниг. Тезгабон:

Лаб ба сухан бастаем ғунчаваш, амме чу хор,
Нештари реши манад тирзабонон ҳанӯз. Ҷомӣ

**Тирзан** - он кӣ тир мезанад, тирандоз; маҷ. маҳбубае, ки нигоҳаш шӯху тез мебошад.

**Тиркаш,** м - тирандоз; тирдон, сӯрохи тирандозӣ дар девори қалъа; ниг. Тир.

**Тироз,** м, а - ниг. Тароз.

**Тиҷон** - ҷ. тоҷ.

**Тоат,** м, а - фармонбардорӣ, итоат, тобеият; ибодат, парастиш:

Ҷандон ки бозҷуст дар аъмоли худ Камол,
Мақбултар зи тарки риё тоате наёфт. Камоли Хуҷандӣ

**Тоатвар,** м - ибодатгар, парастор:

Бувад ковиши ганҷ тоатварӣ,
На кишваркушоию ғораттарӣ. Ҷомӣ

**Тобанда** (рух), з - ниг. Тобон.

**Тобон** (бахт, гул, духт, меҳр, моҳ, рух, рӯ, чеҳр), з - равшан, дурахшон, фурӯзон:

Нишин дар давл чун хуршеди тобон,
Зи мағриб сӯи машриқ шав шитобон. Ҷомӣ

**Товус,** з - мурғи калоне, ки парҳои рангоранги зебо дошта, думи наринаи он мисли соябон кушода ва баланд мешавад; маҷ. зебо, хушрӯ.

**Товус** (бибӣ, гул, моҳ, хон), з - аз Товус ва п. м.

**Тоза** (ақл, бар, бахш, бин, бор, дил, дон, дор, зар, кор, меҳр, овар, овард, ово, рас, рез, ҳдо, эҷод, эъҷоз) - аз тоза (маҷ. зебо, покиза, нав) ва п. м.

**Тоза** (атр, барг, баҳор, бону, гул, гулшан, гуҳар, гӯй, зулф, лаб, меҳр, моҳ, нигор, нисо, оро, рой, рӯ, рӯй, хон, ҳалаф, ҳадя, ҳавас, ҳаво, ҳаёт, ҳусн,

чаман, ҷӯ, шева, шед, шод), з - аз тоза (маҷ. зебо, покиза) ва п. м.

**Тоза** (амал,бек, бой, бунёд, ғазал, дуруд, зуҳур, иқбол, марок, матлаб, навид, неру, овар,ово, пайк, партав, ранг, суруд, сахо, сухан, умед, фар, фикр, ҷавон, ҷӯй), м - аз тоза ( маҷ. зебо, покиза) ва п. м.

**Тозадил** - дилсоф; поктинат; ҷавондил.

**Той** - ниг. Тай

**Тоир,** м, а - парвозкунанда; парранда, мурғ:

Санги бедоди ту боли тоири умрам шикаст,

Чун тавонад нома бурду роҳи ҳиҷрон кард тай? Мушфиқӣ

**Тоира,** з - ниг. Тоир.

**Тоис,** з - маъшуқаи Искандари Мақдунӣ, ки Искандар ба иғвои ӯ тахти Ҷамшедро оташ зад.

**Тоиф,** м, а - тавофкунанда, гирди чизе даврзананда; касе, ки бо нияти зиёрат гирди хонаи Каъба мегардад; шабгард.

**Тоифа,** а - қабила, қавм, гурӯҳ, тӯдае аз мардум:

Ҳар тоифае ба ман гумоне доданд,

Ман з-они худам, ҳар он чи ҳастам, ҳастам. Хайём

**Толеъ,** м, а - тулӯъкунанда, бароянда (оид ба Моҳ ва Офтоб); тақдир; бахт; сарнавишт.

**Толеа** (бону, гарм, зебо, оро, пок), з - аз Толеа ва п. м.; муаннаси Толеъ.

**Толеъбин,** м - мунаҷҷими пешгӯикунанда; фолбин, фолгир:

На роҳнамой ба кор оядаш, на толеъбин,

На фолгӯй ба кор оядаш, на хобгузор. Унсурӣ

**Толиб ,** м, а - талабгор,талабкунанда, ҷӯянда, орзӯманд; донишҷӯ, талаба:

Ҳунар ҷӯ з-он ки дар ақл ӯ накӯтар,

Чӣ бошӣ дар замона толиби зар. Носири Хисрав

**Толиб** (бек, бой, иддин, илм, назар, хон, хоҷа, ҷон, шоҳ), м - аз Толиб ва п. м.

**Толиба,** з - талаба, ниг. Толиб.

**Толис,** м - мухаффафи Толисфар; меваи дарахти баллут, ҷавои бӯе; барги дарахти сурхдор (суҳдор); набақи ҳиндӣ ё барги дарахти олуи ҳиндӣ.

**Торах** = Тораҳ, м, а - номи падари ҳазрати Иброҳим (а).

**Торо** (духт), з - ситора, кавкаб.

**Торон,** м - як навъ гиёҳи худрӯ, пояи навраси он хуштаъм ва барои узвият (бахусус узвҳои ҳозима) хеле муфид аст.

**Торун,** м - ниг. Торон.

**Тоҳир,** м, а - поку покиза; номи яке аз писарони Муҳаммад (с.а.с.).

**Тоҳира** (бону, гул), з - ниг. Тоҳир.

**Тоҳир** (хон, хоҷа, ҷон, шоҳ), м - аз Тоҳир ва п. м.

**Тоҳо,** м, а - номи сураи Қуръони шариф ва яке аз номҳои Муҳаммад (с.а.с); - ишорат аст аз "ё тоҳир" .

**Тоҷ** - кулоҳи ҷавоҳирнишон, ки шоҳон ба сар мегузоштанд; маҷ. сар, сардори бузург, пешвои баргузида.

**Тоҷ** (алӣ, бахт, дон, дор, бар, барсар, дӯст, иддин, манд, меҳр, мирзо, мон, назар, неҳ, тахт, уддавла, уддин, улмиллат, мулук, фахр), м - аз Тоҷ ва п. м.

**Тоҷ** (абрӯ, авринг, арӯс, арҷ, асл, афзал, афзо, афрӯз, афрӯза, бар, барг, бахт, беҳ, бин, бон, бону, ванд, вар, вор, гул, гуна, давр, деҳ, дод, дода, дон, дор, дӯст, ёб, ёд, ёр, зеб, меҳр, моҳ, овар, оро, уннисо, фар, фурӯг, фурӯз, хоҳ), з - аз Тоҷ ва п. м.

**Тоҷбахш** - бахшандаи тоҷ, пуштибони подшоҳон; лақаби Рустам - қаҳрамони "Шоҳнома"- и Фирдавсӣ.

**Тоҷбону,** з - Бонуи тоҷдор; аз Бону ва Тоҷ

**Тоҷвар,** м - тоҷдор, подшоҳ:

Чу Рустам падар бошаду ман писар,
Ба гети намонад яке тоҷвар.   Фирдавсӣ

**Тоҷдор,** м - подшоҳ

**Тоҷи** (алӣ, аҳмад, аъло, бой, иддин, ёр, зод, зода, мирзо, мурод, муҳаммад, ниёз, нор, нур, роҳат, умар, халил, хол, хон, хоҷа, хуррам, яъқуб), м - аз Тоҷ ва п. м.

**Тоҷи** (бону, гул, оро, роҳат, хол, хон), з - аз Тоҷ ва п. м.

**Тоҷибек,** м - пешвои бекҳо, сарвари бекҳо; аз Тоҷ ва Бек.

**Тоҷиддин,** м - пешвои дин; сарвари дин; тоҷи дин.

**Тоҷӣ,** з- мансуб ба Тоҷ.

**Тоҷиниcо,** з - пешвои баргузидаи бонуҳо (занҳо); аз Тоҷ ва Нисо.

**Тоҷик** - номи яке аз халқҳои Осиёи миёна; мардуми ориёнасли гайри арабу туркро гӯянд. Мардуми форсизабон; тозик, тожик ва тозак низ гӯянд:

Шояд ки ба подшоҳ бигӯянд:
Турки ту бирехт хуни тоҷик.  Саъдӣ

**Тоҷик** (бахт, бахш, бой, дод, дода, дон, дӯст, забон, зеб, зод, зода, мард, меҳр, нажод, писар, нур, чеҳр, шинос, мирзо, мурод), м - аз Тоҷик ва п. м.

**Тоҷир,** м, а - бозургон, савдогар, тиҷоратпеша.

**Тоҷира,** з - ниг. Тоҷир.

**Тоҷия,** з - шакли навиштани Тоҷӣ.

**Тош,** уз - санг, сангин; ниг. санг, сангин.

**Тош** (бибӣ, бону, гул, момо, ой - з; алӣ, бадал,бек, бой, маҳмад, мирзо, мурод, муҳаммад, назар, пӯлод, темур, хоҷа, хӯҷа - м) - аз Тош ва п. м.

**Тубо = Тубӣ,** м, а - дарахти серсояи афсонавӣ дар ҷаннат, ки гӯё меваҳои гуногун ва хушбӯй доштааст:

Дарахте сохтам монанди тубо хуррамy зебо,
Ки ҳар лафзеш диноре ст, ҳар маънӣ-ш хурмое. Носир Хисрав

**Туғрал,** м, т - навъе аз боз, шоҳин; номи яке аз подшоҳони салҷукӣ, тахаллуси шоири маъруфи тоҷик - Накибхон Туғрал.

**Туйгун,** м - ниг. Тўйгун.

**Тулўъ** - баромадани Офтоб ё ситора; зоҳир шудани чизе; сар баргадан.

**Тур,** м - паҳлавон, далер, баҳодур; номи писари миёнаи Фаридун дар "Шоҳнома"- и Фирдавсӣ; аҳли Тўрон:

Се гурд аз паси бимхўрда ду тур,
Битозем пўён бар ин роҳи дур. Фирдавсӣ

- номи гиёҳест турушмаза; номи кўҳест, ниг. Сино.

**Турач,** ниг. Тур.

**Турдӣ** (алӣ, бек, бой, хон, хоча, хўча, шоҳ - м; гул, ой, хон - з), уз - ниг. Турсун.

**Туроб** (алӣ) м, а - хок, хоки хушк; маҷ. хоксор, фурўтан:

Маҷи раёҳин гирифт домани сатҳи ҳаво,
Ҷўши зумуррад нуҳуфт рўи бисоти туроб. Бедил

**Турон,** м - мулкест маъруф, мансуб ба Тур; писари Фаридун; ниг. Тур.

**Турсун** (бек, бой, мурод, муҳаммад, қул- м; гул, ой - з), т - бигзор (зинда) бимонад; ниг. Турдӣ.

**Тутиё,** з - сурма, санги сурма; доруи мураккаб, ки барои равшании чашм ба кор мебаранд: Дар ин замона агар хоки по намегаштем,
Ба чашми аҳли назар тутиё намегаштем. Сайидо

**Туҳид,** м - ягона гардонидан, якто қарор додан; Худоро ягона донистан, ба ягонагии Худо имон овардан; аслаш Тавҳид.

**Тўй** ( гул, моҳ), з - аз Тўй (ҷашн, ид, маросими хурсандӣ, ки ба муносибати арўсӣ ва ғ. барпо мешавад) ва п. м..

**Тўйгун,** м - аз тўй ва гун; шояд шакли туркии Турсун ба маънои истодан, яъне Истад бошад.

**Тўймурод,** м - аз Тўй ва Мурод.

**Тўйчӣ,** м - тўйдор, соҳиби тўй.

**Тўра** (алӣ, бек, бой, хон, хўча, қул), м - лақаби валиаҳдони салтанати Бухоро; ба туркӣ - соҳиб, олимартаба, шоҳзода; расму одат, қонун.

**Тўрон** - ниг. Турон.

**Тўрон** (бону, духт), з - ниг. Турон.

**Тўти** (бек, шоҳ - м; бибӣ, бону, гул, нисо, осо, ҷон), з - аз Тўтӣ ва п. м.; ниг. Тўтӣ.

**Тўтиё** - ниг. Тутиё.

**Тўтӣ,** з - парандаи хушранг, ки тақлиди гапи одамро мекунад; маҷ. хушгуфтор.

**Тўҳфа,** з, а - ҳадя, бахшиш, пешкаш; армуғон, раҳовард, савғотӣ.

**Тўҳфа** ( бибӣ, бону, нисо, ҷон), з - аз Тўҳфа ва п. м.

**Тўҳфатулло(ҳ),** м - аз Тўҳфа ва Оллоҳ.

## У

**Убайд** (хон, хоҷа, хӯҷа), м, а - шакли тасғири Абд; бандаи кӯчак; ниг. Абд.
**Убайда** (хон), з - муанниси Убайд.
**Убайдӣ**, м - мансуб ба Убайд; номи тангае, ки дар асри XVI дар Бухоро сикка зада шудааст.
**Убайдуллаҳӣ** - мансуб ба номи Хоҷа Аҳрор, ки рӯҳонӣ ва феодали калони асри XV буд.
**Убайдулло(ҳ)**, м - бандаи Оллоҳ; бандаи кӯчаки Худо; аз Убайд ва Оллоҳ.
**Уббод**, м, а - ибодаткунандагон; ҷ. Обид; ниг. Ибод.
**Увайдо = Ҳувайдо**, м - ниг. Ҳувайдо.
**Увайс**, м, а - ниг. Вайс; гург, тасғири Авс, қабилае дар Мадинаи пеш аз исломӣ.
**Увайса**, з - ниг. Увайс.
**Увурс** = Увурус - сарви кӯҳӣ; аслаш Аверс аст.
**Удбез** - атрпош; хушбӯ: То кушуди ду зулфи анбарсой,
Бод шуд удбезу нофакушой. Шоҳин
**Удот**, м - ҷ. Одат; таҳрифи Одот.
**Узайр**, м, а - номи яке аз пайғамбарони банӣ - Исроил:
Чу дӯзах бидонисту роҳи биҳишт,
Узайру Масеҳу раҳи Зардҳишт. Фирдавсӣ
**Узамо**, м, а - ҷ. Алим.
**Узбак**, м, уз - ниг. Ӯзбак.
**Узбек**, м, уз - ниг. Ӯзбек.
**Узмо**, з, а - муанниси Аъзам
**Узор**, м, а - ниг. Изор.
**Узора**, з - ниг. Изор.
**Узро** - ниг. Азро.
**Уктам = Ӯктам**, м,т - боифтихор, сарбаланд, сарфароз; бузург, боазамат, боҳашамат, пуршукӯҳ; бовиқорона; мағрур.
**Улмас = Ӯлмас**, м, т - ниг. Ҷовид.
**Улуғ**, т - калон, бузург, тавоно.
**Улуғбек**, м, т - аз Улуғ (бузург, калон) ва Бек; пешвои бузург.
**Улуғзода**, м - аз Улуғ ва зода; Бузургзода; ниг. Бузург.
**Улум**, з, а - ҷ. илм.
**Улфат**, м, а - дӯстӣ, ошноӣ; унс пайдо кардан; ҳамнишин, ҳамсӯҳбат.
Гирифт улфат ба танҳоӣ чунонам дил, ки маъмурам,
Беҳ аз боғи чинон гӯям агар вайронаи худро. Махфӣ
**Улфат** (хон, шоҳ - м; бибӣ, бону, моҳ, нисо, ҷон - з) - аз Улфат ва п. м.
**Улфатомӯз**, м - киноя аз табиат; парвардигор:
Хор-хоре дар дилат аз ишқ пайдо мекунад,
Улфатомӯзе, ки пинҳон кард оташро ба санг.

**Улчабой = Ӯлчабой,** м, т - аз Ӯлча (ниг. Ӯлча) ва Бой.
**Умавӣ** - ниг. Умайя.
**Умайя,** з, а - номи як қабилаи араб; номи яке аз аҷдоди Язид ба пушти чаҳорум; ниг. Язид.
**Умано,** м - ҷ. Амин; ниг. Амин.
**Умар,** м, а - умрон, ободӣ, ободонӣ; Абӯбакр ва Умар - халифаҳои якӯм ва дуйӯм (с. с. 634 - 644) баъд аз фавти Муҳаммад (с.а.с.).
**Умар** (алӣ, бек, бой, зода, иддин, мирзо, озода, хон, хоҷа, хӯҷа, ҷон, шоҳ - м; ой - з) - аз Умар ва п. м.
**Умари Форуқ,** м - номи яке аз чаҳор ёрон. Халифаи дуюми Рошидин.
**Умаро,** з - ҷ. Амир; ниг. Амир.
**Умарқул,** м - Умар ва қул.
**Умда,** м- такягоҳ; асосӣ, муҳим; барҷаста; яклухт; барҷаста, яклухт.
**Умед = Уммед** (ҷон, қул), чашмдошт, орзӯ, таманно:

Умед ҳаст, ки навмед аз дарат наравам,
Ки ғайри лутфи ту моро умедгоҳе нест
Бо дили фориғ зи ҳар уммеду бим,
Гашт бо Абсол дар беша муким.   Ҷомӣ

**Умед** (бахш, вор; алӣ, қул, рӯз, уллоҳ, хоҷа, ҷон, шоҳ), м - аз Умед ва п. м.
**Умед** (бахш, бибӣ, бону, вор, гул, моҳ, нисо, оро, пазир, парӣ)- з - аз Умед ва п. м.
**Умеда** (бону, моҳ, ҷон), з - аз Умед ва п. м. шакли навозишии Умед.
**Уммат,** а - мардум, ҷамоат, қавм, гурӯҳ; пайрави як миллат ва як дин.
**Уммат,** (алӣ, қул, уллоҳ, хоҷа, ҷон), м - аз Уммат ва п. м.
**Умми Кулсум,** з - номи яке аз духтарони Муҳаммад (с.а.с.); модари Кулсум; ниг. Кулсум.
**Умми Салама,** з - номи яке аз занони Муҳаммад (с.а.с.); модари Салама.
**Умми Ҳабиб,** з - номи яке аз занони Муҳаммад (с.а.с.); модари Ҳабиб.
**Умния = Умни(й)ят,** з, а - ҷ. орзӯ, мурод, мақсад, матлаб; хоҳиш, умед.
**Умр,** - зистан ва зиндагонӣ, ҳаёт; муддати зиндагонӣ.
**Умра,** а - ҳаҷҷи асғар; як қисми ҳаҷ, ки маросими махсус дорад ва баъд ё то ҳаҷҷи фарзӣ анҷом дода мешавад:

Сӯи Макка шайхи уммат Боязид,
Аз барои ҳаҷҷи умра медавид.  Румӣ

**Умрафзой** - зиёдкунандаи умр, дарозкунандаи умр, зинда ва пойдоркунанда:

... Ки биайниҳ чу биҳиштӣ, на ҷаҳонӣ, ки ҷаҳон,
Умркоҳ асту ту бар акси ҷаҳон умрафзой.   Анварӣ

**Умрвар = Умривар** - соҳиби умр, умрдида, зинда ва поянда; дарозумр.
**Умрзой,** з - умрдиҳанда, дарозкунандаи умр; дарозумр:

Гаҳ кавсари умрзой бошӣ,
Гаҳ оташи ҷонгазой бошӣ.  Хоқонӣ

**Умр** (бин, бод, боқӣ, дароз, иддин), м - аз Умр ва п. м.

**Умри** (бону, гул, нисо, хон), з - аз Умр ва п. м.
**Умрӣ,** з - мансуб ба умр: ғайримурапда, намуранда; ҷовидон, абадӣ.
**Умрия,** з - шакли навозишии Умрӣ.
**Умро,** з - аҳду паймон, ҳаққи истифоъ; нигар. Умаро.
**Умрон,** м,а - ободӣ, ободонӣ, тамаддун:

Аз он фурӯхта гавҳар, ки сӯи нури ҷамол,
Далел шуд ба шаби тира нур умронро. Фонӣ

- мансуб ба умр.

**Умрон** (бек, бой, иддин, хоҷа, ҷон, шоҳ), м - аз Умрон ва п. м.
**Умрҷӯ,** м - умрхоҳ, орзӯкунандаи умри дароз.
**Умур,** м - ҷ. Амр (ба маънои кор, амал, шуғл; ниг. Амр).
**Унайд,** м - шакли тағйирёфтаи Убайд .
**Унсур** - асл, асилзода, нажод; ҷузъи кӯчактарини ягон чиз. Элемент;

- модда ё яке аз моддаҳое, ки дар таркиби ҷисмҳо мавҷуд аст.
- чор унсур - хок, об, бод ва оташ, ки ба ақидаи ҳукамои қадим тамоми дунё аз онҳо таркиб ёфтааст;
- номи як асари Бедил дар бораи ҳаёти худаш.

**Унсурӣ,** м - мансуб ба унсур; моддӣ; номи яке аз шоирони давраи Ғазнавиён, ки вафоташ соли 1040 милодӣ аст:

Унсурӣ он ки дошт унсури пок,
Кам чу ӯе фитад зи унсури хок. Ҷомӣ

**Урафо** - ҷ. Ориф.
**Урват,** м - дарахти ақоқиё* . Ба русӣ - акация, Аз Урва - маҳкам часпида(н), қапидан; домани парвардигорро маҳкам доштан; дастаи кӯза, чойнак.
**Урватулло,** м - аз урва - дастгирак; дастгираки маҳкам; маҷ. эътимодгоҳ, такягоҳ; аз Урва ва Оллоҳ.
**Уриё,** з - номи ҷадди модарии Сулаймон пайғамбар (а) ва лақаби Идрис пайғамбар (а), ки ӯро Уриёи саввум гуфтаанд ба маънои муаллими солис(сеюм), Уриёи аввал - ҳазрати Одам: Уриёи дуюм ҳазрати Шиси Набӣ .
**Урмузд = Ҳурмуз(д) = Аҳурамаздо** - дар паҳлавӣ номи сайёраи Муштарӣ (Юпитер), ки қозии фалак мебошад:

Шер бо Гову Бара гургошти карда ба табъ,
Оштишон Урмузди меҳрбон ангехта. Хоқонӣ

- номи рӯзи аввали ҳар моҳи шамсӣ; моҳи якӯми соли шамсӣ, ки ба 21 март - 21 апрел рост меояд.
- номи яке аз подшоҳони Эрон аз сулолаи Ашкониён:

Сари гоҳу дайҳими шоҳ Урмузд,
Биёрам акнун чу моҳ урмузд. Фирдавсӣ

**Урфӣ,** з - маъмулӣ, муқаррарӣ, оддӣ; тахаллуси чанд шоир аст, ки машҳуртарини онҳо аз Шероз буда, дар санаи 999 ҳиҷрӣ (1591 милодӣ) дар 36 солагӣ дар Лоҳур вафот ёфтааст.

**Урфия**, з - мансуб ба Урфй.
**Урфон** (иддин, ҷон, шоҳ), м - мансуб ба урф (расм, одат, таомул, истилоҳ, таъбир); аслан Ирфон аст.
**Усмон,** м - шикастабанд; чӯҷаи хубара, ниг.Ҳуборй
**Усмон** (бек, бой, хон, хоҷа, хӯҷа, ҷон, қул), м - аз Усмон ва п. м.
**Усмоналй,** м - аз Алй ва Усмон.
**Усмони Зиннурайн,** м - номи яке аз чаҳор ёрон. Халифаи сеюми Рошидин
**Усома,** м - шери беша ва номи чанд тан аз саҳобагони ҳазрати Расул(с.а.с).
**Усто,** м - омӯзанда, омӯзгор, муаллим, моҳир, ҳозиқ.
**Усто** (зиёз, азим, алим, амин, бобо, бой, қадам, мурод, муҳаммад, насим, ниёз, нур, пӯлод, ҳаким, ҳалим, ҷон), м - аз Устод ва п. м.
**Устод,** м - муаллим, омӯзгор, олим, доно дар ҳар соҳа; роҳнамо:

Ҳар киро устод набвад,
Кор бар бунёд нест.
Дар раҳи маънй рафике,
Беҳтар аз устод нест."

- донои кор, бомаҳорат; мутахассис дар коре ё пешае.

**Устоз** - ниг. Устод .
**Уткур,** м, т - ниг. Ӯткур.
**Уторид** - ниг. Аторуд

Ӯ

**Ӯктам,** м, т - боифтихор, ифтихорманд, сарбаланд, сарфароз
- бузург, боазамат, боҳашамат, пуршукӯҳ; мағрур.
**Ӯктам** (алй, бек, бой, ҷон - м; бибй, бону - з) - аз Ӯктам ва п. м.
**Ӯлмас,** м, т- уз - ҷовид; айнан - намемурад, абадзинда, намуранда, ғайри муранда.
**Ӯлмас** (алй, бек, бой, ҷон - м; бегим, бибй, бону, ой, хон - з) - аз Ӯлмас ва п. м
**Ӯлҷа,** м, т - ҳадя; қобилият,истеъдод, маҳорат; неъмат; бозёфт, ёфташуда;
- ғанимат, тороҷ, моле, ки аз душмани мағлуб ситонда шудааст;
- айнан - сайд.
**Ӯлҷабой,** м - аз Ӯлҷа ва Бой.
**Ӯрмузд,** м - ниг. Урмузд.
**Ӯрок,** м - олитарин унвони илмй дар Бухорои асрҳои охир, ки пеш аз садр ва судур меояд; ниг. Садр.
- дост.
**Ӯрун,** м, т - Аваз, Иваз, Бадал (ба бадали кӯдаки вафотёфта)
**Ӯрун** (алй, бек, бой, хоҷа, ҷон - м; бибй, ой - з) - аз Ӯрун ва п. м..
**Ӯткур** (алй, бек, бой, ҷон), м, уз - тез; тунд; гузаро; ғаюр, боғайрат.

**Ӯҳда,** з, а - зимма; масъулият, ҷавобгарӣ; маҷ, тавон; вазифа:

Зи ҳар нукта кардаш ӯро муол,
Бурун омад аз ӯҳдаи қилу қол. Ҷомӣ
Мегуфт: Диле зи санг бояд,
К-аз ӯҳдаи ин ғамам барояд. Шоҳин

**Ӯҳдабаро,** з - тавоно будан, аз ӯҳдаи чизе ё коре баромада тавонистан.

Ф

**Фаадуллоҳ,** м - ниг. Фуадуллоҳ.

**Фавз,** а - расидан ба хубӣ, ба мақсад ва фирӯзӣ; ғалаба, пирӯзӣ, муваффақият.

**Фавзия,** з - шакли навозишонаи Фавзӣ.

**Фавзӣ,** м, а - ғолиб, фирӯз, нусрат; раҳоиёфта, наҷотёфта, халосшуда.

**Фавқия,** з -шакли навозишомезонаи Фавқ (боло, фарози чизе; берун, зиёда аз ..., болотар аз ..., зиёдтар):

Чӣ шавад ҳосилам ба чуз хирмон,
Ки диҳӣ фавқи тоқатам фармон?! Ҷомӣ

**Фавод,** м, а - ниг. Фуод.

**Фаврия,** з - шакли навозишонаи фавр, а - зудӣ ва тезӣ; даррав, фавран.

**Фағанд,** м - ҷаҳиш, ҷастухез.

**Фағёз,** м - ато, бахшиш, сила:

Ба ҳар тариқ, ки хоҳӣ ҳамеша мол диҳад,
Ба бахшишу ба сила, хайру садақаву фағёз. Аз "Фарҳанги Амид".

- пули андаке, ки илова бар уҷрати устод ба шогирд медоданд, шогирдона; ширинбаҳо, баҳои ширинӣ, ки ҳангоми ҷомаи нав пӯшидан дода мешавад; пули ширинӣ, ширинкома; муждагонӣ, навид.

**Фағёза,** з - ниг. Фағёз.

**Фағфур,** м, суғдӣ - фарзанди Худо;

- ҳафт фағфур - киноя аз ҳафт сайёра:

Зи султони сайёра бирбуд тоҷ,
В-аз ин ҳафт фағфур бистуд хироҷ. Хоҷу

- лақаби подшоҳони қадими Чин;

- зарфҳои чинӣ, чинивор; муқовиса бо Фахфур.

**Фадавӣ,** м, а - фидоӣ, касе, ки дар роҳи мазҳаб ё маслаке ҷон дареғ намедорад,ҷонсипор, ҷоннисор; банда, барда; ба ҷои "ман" дар навиштаҳо ва сӯҳбат бо бузургон гуфта мешавад.

**Фадия,** з, а - ниг. Фидя.

**Фаёз,** м - ниг. Файёз.

**Фаёл** - оғоз, аввал, шурӯъ:

Мар-ин достон кас нагуфт аз фаёл,
Абар сесаду сиву се буд сол. Абӯшакури Балхӣ

- замини навкорам, замине, ки аввалин бор кошта шудааст.

**Фаёр,** м - шуғл, кор, пеша; аслан Фиёр аст.

Нест фикре ба ғайри ёр маро,
Ишқ шуд дар ҷаҳон фаёр маро. Рӯдакӣ

**Фазил** - ниг. Фозил.

**Фазила** (бону), з - ниг. Фозила.

**Фазилат,** з, а - бартарӣ, болотарӣ, афзалият, хубӣ, некӣ; бартарӣ дар фазл, илм, дониш ва камол; олимӣ, донишмандӣ, боилму бодонишӣ; савоб

**Фазилат** (бахш, оин; бибӣ, бону, моҳ, оин - з) - аз Фазилат ва п. м.

**Фазилатхусайн,** м - аз Фазилат ва Хусайн.

**Фазл,** а - бартарӣ, афзалият, камолот; дониш, илм, маърифат; некӣ, лутфу марҳамат; некирдорӣ; бахшиш.

**Фазл** (авч, азм, афзо, афзун, афрӯз, бахш, бех, бин, бон, бону, ваш, гун, дех, дид, дода, дор, дӯст, ёб, ёд, ёр, зеб, оро, пазир, пок, рас, расо, фузун, хоҳ), з - аз Фазл ва п. м.

**Фазлалӣ** (бек, шоҳ), м - аз Фазл ва Алӣ ва п. м..

**Фазлиддин = Фазлуддин,** м - аз Фазл ва дин.

**Фазлимом,** м - аз Фазл ва Имом.

**Фазлинисо = Фазлуннисо,** з - аз Фазл ва Нисо.

**Фазлирасул = Фазлуррасул,** м - аз Фазл ва Расул.

**Фазлираҳим = Фазлурраҳим,** м - аз Фазл ва Раҳим.

**Фазлираҳмон = Фазлурраҳмон,** м - аз Фазл ва Раҳмон.

**Фазлихудо,** м - лутфу марҳамати Худои таоло.

**Фазлиҳақ,** м - аз Фазл ва ҳақиқат(Оллоҳ); ниг. Фазлулҳақ.

**Фазлишо(ҳ),** м - аз Фазл ва Шоҳ.

**Фазлӣ** (бек, хон, шоҳ - м; бону, моҳ, нисо - з), м - мансуб ба Фазл; ниг Фазл.

**Фазлон,** м - аз аҳли фазл; мансуб ба фазл; ниг. Фазл.

**Фазлулло(ҳ),** м - ниг. Фазлихудо.

**Фазлулҳақ,** м - ниг.Фазлихудо.

**Фазо,** а - макон (ҷой)-и васеъ, замини кушод (васеъ), майдон; фосила, масофату масоҳат; шакл ё сохтори мантиқан даркшаванда, ки тамоми мавҷудоти коинотро дар бар мегирад; кишоя аз дунё; макони, ки кураи Замин дар система(манзума)- и шамсӣ ишғол кардааст.

**Файёз,** м, а - бисёр файзкунанда, бисёр бахшанда, пурхайр; ҷавонмард; ҷӯи пуроб; аз номҳои Худо; ниг. Файз; дурусташ Абдуфайёз аст.

**Файз,** м, а - бисёрӣ, афзунӣ, фаровонӣ дар бахшиш ва некӣ; баракат, файзу баракат, хайру барака; дурусташ Абдуфайз аст:

Аз файзи хирад чу баҳравар шуд,
Омодаи касби пурҳунар шуд. Шоҳин

**Файз** (алӣ, ёб, маҳмад, рез, уллоҳхоҷа- м; бибӣ, бону, рез - з) - аз Файз ва п. м. Дурусташ мебоад , ки бо ҷузъи Абду ва Файз ва п. м. оянд.

**Файзалишо(ҳ),** м - аз Файз ва Алишоҳ.

**Файзаҳмад**, м - аз Файз ва Аҳмад.
**Файзбахш** - бахшиш ва хайру барака расонанда.
**Файзи** (бибӣ, бону, гул, моҳ, нисо, ҷамол - з) - аз Файз ва п. м.
**Файзиддин = Файзуддин**, м - аз Файз ва дин.
**Файзия**, з - шакли навозишонаи Файз.
**Файзӣ**, м - мансуб ба Файз.
**Файзимуҳаммад**, м - аз Файз ва Муҳаммад.
**Файзмуҳаммад**, м - аз Файз ва Муҳаммад.
**Файзпарвар**, м - ниг. Файзбахш.
**Файзулло(ҳ)** (бек, хон, ҷон), м - файзу баракати Худои таоло.
**Файзулҳасан**, м - аз Файз ва Ҳасан.
**Файзулҳусайн**, м - аз Файз ва Ҳусайн.
**Файзулҳақ**, м - ниг. Файзулло(ҳ).
**Файзуннисо**, з - аз Файз ва Нисо.
**Файзуррасул**, м - аз Файз ва Расул.
**Файзурраҳим**, м - лутфу марҳамати Худои раҳим.
**Файзурраҳмон**, м - лутфу марҳамати Худои раҳмон.
**Файрӯз**, м - ниг. Фирӯз.
**Файрӯза**, з - ниг. Фирӯза.
**Факоҳат**, а - ширингуфторӣ, хуштабъӣ, зарофат.
**Фақеҳ**, м - қонуншиноси шариат, донои қоидаҳои шариат ва дини ислом; фиқҳдон:

Биншаст фақеҳ, хутба сар кард,
Маҳро ба висоқи меҳр дарк кард. Шоҳин

**Фақеҳа**, з - ниг. Фақеҳ.
**Фақир** (бек, шоҳ), м - камбағал, нодор, мӯҳтоҷ:

Якест шоҳу ғанӣ, дигаре пиёда фақир,
Чи мӯҳраҳо, ки надорад бисоти ин шатранҷ. Бедил

- соил, гадо; камина, ман (аз рӯи хоксорӣ):

Ҳар сӯ ки меравам ба салом оядам ғамат,
Гӯё ки рӯшиноси ғамат ҷуз фақир нест. Шоҳин

**Фақоҳат**, з, а - фақеҳӣ, доноӣ,фақеҳ будан; ниг. Фиқҳшинос.
**Фалак**, м - осмон, сипеҳр; гардун; мадори ситорагон:

Фалакро бин кавокиб дар миёна,
Зи хирманҳош як ғирбол дона. Ҷомӣ

- маҷ. қазову қадар, сарнавишт; маҷ. улвият, авҷу баландӣ:

Ҷаҳондоре ояд харидори ту,
Ба зуди шавад бар фалак кори ту. Низомӣ

- силсилаи суруду оҳангҳои классикии тоҷик.
**Фалаквор**, м - фалакмонанд, монанди фалак.
**Фалакӣ** - мансуб ба фалак; осмонӣ.
**Фалакноз**, з - ифтихори Фалак; аз Фалак ва Ноз.
**Фалакпаймо**, м - дар осмон сайр кунанда; киноя аз донишманди баландпоя,

ба мартаба, файласуф, ситорашинос:

Эй фалакпаймои ҷусти ҷустхез,
З-оиҷи хӯрдӣ, ҷуръае бар мо бирез! Румӣ

**Фалаксо(й)** - ба фалак расанда, он ки сараш ба фалак расидааст; маҷ. бисёр баланд: Бисоти ишқ шуд то маснади мо,
Кулоҳи ифтихори мо фалаксост. Туғрал

**Фалактоз** - парвозкунанда; фалакпаймо.

**Фалактоҷ** - тоҷи фалак.

**Фалақ,** м, з - сапедаи субҳ, сапедадам, субҳдам, равшании аввали рӯз; ниг. Фалак.

**Фалотун,** м - шакли дигари Афлотун:

Биё, эй Фалотуни асрори хум,
Ки гардидаам дар хуми ҷаҳл гум. Бедил

**Фалоҳ,** м, а - фирӯзӣ, пирӯзӣ; наҷот, растагорӣ, комёбӣ, некӯаҳволӣ, салоҳи ҳол, хайрият ва офиятмандӣ:

Гарат ҳавост, ки ҳосил кунӣ зи даҳр фалоҳ,
Қадам бурун манеҳ аз ҷодаи садоду салоҳ. Бедил

**Фар(р) = Фарра = Фаро** - зебоӣ, ҳусну ҷамол; оройиш; дурахш, рахшандагӣ, нур, равшанӣ, партав; маҷ. шаъну шукӯҳ, шавкат.

**Фар** (бахш, диҳ, дидор, дод, дор, дӯст, навоз, омӯз, хуш, шед, шод) - аз Фар ва п. м.

**Фар** (ванд, вар, бозу, даст, деҳ, зод, зода, ном, нуд, нур, нӯш, оин, шаҳр), м - аз Фар ва п. м.

**Фар** (бар, бин, бом, бон, бону, бор, буд, бун, вард, вар, вид, вор, гом, гор, гул, ғом, дида, дидо, дидор, дин, дина, дис, дона, духт, ёна, ёнӣ, кеш, ком, лос, манд, меҳр, мом, ниҳод, ноз, нуда, нура, нус, нуса, нух, нуха, нӯша, оин, пок, поя, пӯ, сим, симо, сон, тоб, том, тоҷ, тош, фом, фурӯғ, фурӯз, ҳур, ҷеҳр, ҷам, ҷом, ҷома, ҷон, ҷона, ҷӯ, шеда, шир, ёб), з - аз Фар ва п. м.

**Фаранг** - Фарангистон, Европа; мансуб ба Фаранг, Европа; фарангӣ, европоӣ; маҷ. хушрӯи сафедпӯст; навъ либос (матоъ); моддаи кимиёӣ.

**Фаранг** (зод, гин, й) - аз Фаранг ва п. м.

**Фарангис = Фарангес,** з - номи духтари Афросиёб, ки дар никоҳи Сиёвуш буд; Кайхусрав писари ӯст.

**Фараҳ = Фара = Фареҳ = Фиреҳ** - хурсанд шудан; хурсандӣ, шодӣ, хушҳолӣ: Номат шунавам, дил зи фараҳ зинда шавад,
Ҳоли ман аз иқболи ту фархунда шавад. Рӯдакӣ

- афзунӣ, фаровонӣ; фирӯзӣ, ғалаба; пешӣ, сабқат; бартарӣ;бисёр, фаровон, афзун, зиёда; бартар; афзал, хубтар, олӣ; фарох; сабаб, боис.

**Фараҳ** (ангез, бар, бахт, бор, зод, овар; дод, рӯз - м; бону, гул, ноз, нӯш, рӯз - з) - аз Фараҳ ва п. м.

**Фараҳафзо** - дилкушо, масарратангез.

**Фараҳбахш** - хурсандибахш, хурсандиовар, шодкунанда, шодиафзо.

**Фарахманд** - хушҳол, хурсанд; бошукӯҳ, бошаъну шавкат; доно; ниг. Фараҳ.
**Фараҳноз,** з - ноз ва карашма аз саршодӣ; аз Фараҳ ва Ноз.
**Фараҳнок** - хурсанд, шод, хушҳол.
**Фараҳнӯш,** з - аз Фараҳ ва Нӯш.
**Фараҷ,** а - кушоиш, кушоиши кор ва аҳвол; раҳой ва халосӣ аз сахтӣ ва ғам,

осоиш: Мар-маро з-ин анову ғам фараҷ ор.
К-аз ҷунин меҳнатам намонд қарор. Саной

**Фарвардин,** м -моҳи аввали баҳор; моҳи якӯми соли шамсӣ, ки ба 21 март - 20 апрел рост меояд, моҳи аввали соли хуршедӣ.
**Фарвиз,** м - ниг. Парвиз; пирӯзгар, фотеҳ.
**Фард** - ягона, ягонаи беҳамто, беназир:

Гуфт бо донишваре он сода мард,
К-эй ба дониш назди ҳар озода фард. Ҷомӣ

- якка, танҳо, муҷаррад; як кас, як шахс, як нафар; ҷудо, дур аз касе.
**Фардӣ,** м - мансуб ба Фард ; танҳоӣ, ягонагӣ.
**Фардо,** м - оянда; рӯзи баъд аз имрӯз; айнан - рӯзи оянда, пагоҳ.
**Фаредун = Фаридун = Афридун,** м - шакли ихтисоршудаи Фарвардин; шояд дорандаи қувваи сеҷанда бошад " [10]; ниг. Фиридун.
**Фаредуншоҳ = Фаридуншоҳ,** м - аз Фаредун (Фаридун) ва Шоҳ.
**Фаредунфар = Фаридунфар = Афридунфар,** м - фаредуншукӯҳ, он ки шукӯҳ ва ҷалолаш монанди шукӯҳу ҷалоли Фаредун (Фаридун) аст.
**Фареҳ** - ниг. Фараҳ.
**Фареҳа,** з - ниг. Фареҳ.
**Фарёдрас** - ба доди касе расанда, ёрӣ ва ҳимоякунанда:

Кунун гар набошӣ ту фарёдрас,
Набинӣ ба Мозандарон зинда кас. Фирдавсӣ

**Фарёб,** м - аз Фар (зебоӣ, ҳусну ҷамол; ороиш; нур, равшанӣ, партав; маҷ. шаъну шукӯҳ, шавкат) ва ёфтан; хушбахт.
**Фарёр,** м - аз Фар (зебоӣ, ҳусну ҷамол; ороиш;нур, равшанӣ, партав; маҷ. шаъну шукӯҳ, шавкат) ва Ёр; хушбахт.
**Фарз,** а - фармудаи ҳатмии Худо дар дини ислом; воҷиб, зарурӣ, лозим; - эҳтимол, пиндор, тахмин, ҳадс; ниг. Тахмин.
**Фарзалӣ,** м - аз Фарз ва Алӣ.
**Фарзин,** м - номи яке аз мӯҳраҳои шатранҷ; ниг. Ферзон:

Пиёда бидонанду пилу сипоҳ,
Руху аспу рафтори фарзину шоҳ. Фирдавсӣ

**Фарзинваш** - фарзинмонанд; маҷ. каҷрафтор.
**Фарзинисо,** з - аз Фарз ва Нисо.
**Фарзиншоҳ,** м - аз Фарзин ва Шоҳ.
**Фарзӣ,** з - мансуб ба Фарз; ҳатмӣбудан, воҷиб будан.
**Фарзия** (бону), з - ниг. Фарзӣ.
**Фарзом** - сазовор, шоиста, лоиқ; дархӯр.

**Фарзон** (бек, шох, хон - м) - доно, хирадманд; илму дониш.

**Фарзона,** з - хаким, донишманд, оқил, фозил; мансуб ба Фарзон:

Ки эй ёри фарзонаи диллазир,
Або чон равад, он чӣ омад ба шир. Саъдӣ

**Фарзона** (бону, ваш,гул, гун, дод, духт, дӯст, ёб, ёр, завқ, зеб, зеҳн, меҳр, овар, орзу, оро, осо, партав, роз, рух, саф, сон, таб, тоб, фар, фом, хоҳ, хусн, чашм, чеҳр, ҷӯ), з - аз Фарзона ва п. м.

**Фарзуллоҳ,** м - фармудаи хатмии Оллоҳ; аз Фарз ва Оллоҳ.

**Фарибурз,** м - номи писари Кайковус. Дар Шоҳнома ҳамчун яке аз паҳлавонон ва сарлашкарони Эрон борҳо ёд шудааст.

**Фари = Пари** (бар, бахт, бон, бону, бун, вар, ваш, вон, вор, гис, гито, дил, дод, дор, духт, зод, манд, меҳр, мину, моҳ, мӯ, ноз, ной, ном, нӯш, пайкар, ранг, ром, рух, рухсор, рӯ, рӯй, сурӯш, тан, тоб, точ, фом, хӯ, чеҳр, чеҳра, чоб, чон, шод), з - аз Фари ва п. м.

**Фарид,** м, з - ягона; бемонанд, беназир, бемисл, якто; гавҳари нафису якто:

Ба авсофи Камол имрӯз дар ишқ,
Аз он фардам, ки ҳамларди фаридам. Камоли Хуҷандӣ

**Фарида,** з - ниг. Фарид.

**Фариддаддин = Фаридуддин,** м - аз Фарид ва дин.

**Фаридун,** м - ниг. Фаредун.

**Фаридшоҳ,** м - аз Фарид ва Шоҳ.

**Фариз,** м - сабзае, ки ниҳоят тару тоза аст ва бӯи хуш дорад, Фараж низ мегӯянд; ниг. Фариза.

**Фариза,** з, а - воҷиб, лозим;

- д. он чи, ки Худои таоло воҷиб карда бар банда аз намозу рӯза ва ҳаҷҷу хумс ва закот ва г.
- фармон, амрия, амрнома; нишондод; он чӣ иҷрояш воҷиб ва ҳатмист; вазифа, ӯҳдадорӣ; қарз, дайн; вазифаи Худои таоло фармуда.

**Фариза** (бону, гул, моҳ, хон), з , аз Фариза ва п. м.

**Фарӣ** - нидо - зиҳ!, зиҳӣ!, о фарин!, аҳсант!.

**Фарир** - гиёҳи хушбӯй ва доруист; онро говзабон низ гӯянд; ниг. Фариз.

**Фаришта,** з - малак, сурӯш, ки гӯё дар осмон дар хидмати Худо буда, аз ҷиҳати шумора бешумор будааст; маҷ. бисёр зебо; хушфеълу хушрафтор ва зебо; ниг. Малак.

**Фариштамоҳ,** з - аз Фаришта ва Моҳ.

**Фарманд,** м - хушбахт; интихобкардаи тақдир; аз Фар(р) ва манд.

**Фармон,** м - амр, ҳукм.

**Фармон** (бек, бой, дех, раво, хон, хоча, хӯча, чон, кул), м - аз фармон ва п. м.

**Фармуд,** м - фармон, амр, ҳукм: Ба фармуди ӯ хок гулшан шавад,
Шаби тираҳо рӯзи равшан шавад. Шоҳӣ

**Фармуда,** з - ниг. Фармуд.

**Фаровон** - бисёр, афзун, зиёд, серадад; вақти бисёр; давомдор.

**Фаробурз**, м - номи паҳлавоне аз сипаҳдорони Доро.
**Фароғ**, м - ниг. Фароғат.
**Фароғат** (шоҳ - м; бахш, бибӣ, бону, моҳ - з) - а - осудагӣ, роҳат, хотирчамъӣ, оромӣ:

Гуфтӣ: накунӣ хидмати султон - накунам, не,
Як лафза фароғат ба ду олам нафурӯшам. Хоқонӣ

- озод будан, вобаста набудан ба чизе, тарки тааллуқоти зиндагӣ;
- итмом, анҷом, хотима.

**Фародис** - ҷ. Фирдавс.
**Фароз** - боло, баланд; баландӣ:

Чу Юсуфро фарози тахт биншонд,
Нисори ҷону дил дар пояш афшонд. Ҷомӣ

**Фароз** (деҳ, мон, рав), м - аз Фароз ва п. м.
**Фарозанда** - баланд бардоранда; барозанда, лоиқ, сазовор, шоиста, арзанда.
**Фарозон**, м - ҷ. Фароз; фурӯзон, афрохта, афрошта.
**Фароиз**, а - ҷ. Фариза; ниг. Фариза.
**Фаромурз**, м - аз Фар ва Омурз; номи писари РустамиЗол, аз "Шоҳнома"- и Фирдавсӣ.
**Фаромӯз**, м - аз Фар ва Омӯз.
**Фарорун**, м - хушбахтӣ ва саодат; нек, хуб; пешраванда, рушдкунанда; нуҷ. саъд;
- он кӣ ё он чӣ, ки пеш меравад, мутараққӣ; рост, дуруст, дурусткор.
**Фаросат** - тезии фаҳм, идрок, зиракӣ, хушёрӣ; хушзеҳнӣ; қиёфашиносӣ, яке аз илмҳои асримиёнагӣ, ки ба воситаи сурати зоҳир ба сират ва ботини инсон баҳо медод (интуиция).
**Фаросат** (дор, манд; бек, шоҳ - м; бибӣ, бону, моҳ - з) - аз Фаросат ва п. м.
**Фароҳабрӯ** - кушодачеҳрагӣ; маҷ. бо мардум бо шукуфтарӯӣ муомила кунанда.
**Фароҳбахт** - маҷ. Хушбахт.
**Фароҳбин** - ҳамаро ба як чашм бинанда; ба ҳама як хел ва аз рӯи адолат нигоҳкунанда; дорои вусъати назар, дилвасеъ.
**Фароҳдаст** - кушодадаст, сахӣ, олиҳиммат, ҳимматбаланд, ҷавонмард; бахшанда; тавонгар, давлатманд, сарватманд; Фароҳдоман.
**Фароҳдил** - олиҳиммат, сахӣ, ҷавонмард; пурдил, бебок.
**Фароҳрӯз** - аз Фароҳ ва рӯзӣ; дорои ризқу рӯзии фаровон.
**Фароҳӣ** - вусъат, паҳноварӣ, кушодӣ; фаровонӣ, фаровонинеъматӣ; маҷ. олиҳимматӣ.
**Фароҳур** - лоиқ, муносиб, мувофиқ, шоиста, сазовор; мутаносиб; сазовори мақом.
**Фароҳид** - ҷ. Фурҳуд - шербача; оҳубарра.
**Фароҳчашм**, з - аз Фароҳ ва чашм; чашми калон ва кушода.
**Фарра**, м - шукӯҳ, бузургӣ, ҷалол, шавкат, азамат:

Чаро сар ҳамедод бояд ба бод,
Чу фарёдрас фарраву зӯр дод. Фирдавсӣ
- ниг. Фар(р).

**Фарраманд,** м - бошукӯҳ, бочалол, боазамат:
Басе хонданд он замон офарин,
Бад-он фарраманд офтоби замин. Фирдавсӣ

**Фарраҳӣ,** м - шукӯҳ, азамат, шаъну шавкат ва пурнур ва зебо; афзун ва ғолиб; чалол вабузургӣ; дорои фарра; мансуб ба Фар(р).

**Фаррух = Фаррох** - некӯ, зебо, зеборух; хушбахт, фархунда; ниг. Фархунда:
Чӣ фаррух касе, к-ӯ ба ҳангоми дай,
Ҳам оташ ниҳад пешу ҳам мурғу май. Низомӣ
- муборак, саодатбахш, бахтиёр, ҳучаста; ҳумоюн.

**Фаррух** (бахт, буд, дод, ин, лод, он, род, рӯй, чеҳр, чон, шед, шод), м - аз Фаррух ва п. м.

**Фаррух** (дод, моҳ, хон, рӯ, рӯй, чеҳр), з - аз Фаррух ва п. м.

**Фаррухахтар** - хушбахт, саодатманд.

**Фаррухёр,** м - хушбахт; айнан - дӯсти хушбахт; аз Фаррух ва Ёр.

**Фаррухзамон** - хушбахти замон; аз Фаррух ва Замон.

**Фаррухзод,** м - аз нажоди муборак; некзод.

**Фаррухқадам,** м - ниг. Фаррухпай.

**Фаррухлиқо,** з - зебочеҳра, муборакрӯ.

**Фаррухнажод = Фаррухнижод,** м - асилзода.

**Фаррухниҳод,** м - фаррухсиришт, муборакхилқат, муборактабиат, некӯсират. Чун ӯе хирадманди фаррухниҳод,
Надорад чаҳон то чаҳон аст ёд. Саъдӣ

**Фаррухпай,** м - хучастапай, муборакқадам, некқадам, некпай:
Оби ҳайвон тирагун шуд, Хизри фаррухпай кучост,
Хун чакид аз шохи гул, боди баҳоронро чӣ шуд? Ҳофиз

**Фаррухрӯз,** м - аз Фаррух ва рӯз; мақоми 18 - ӯми аз сӣ мақоми Борбад.

**Фаррухсимо,** з - ниг. Фаррухлиқо.

**Фаррузсиришт** - покнажод, асилзода; ниг. Фаррухниҳод.

**Фаррухсияр,** м - аз Фаррух ва Сияр.

**Фаррухтабор** - фаррухнажод, асилзода, бузургнажод:
Шунидам, ки Дорои фаррухтабор,
Зи лашкар чудо монд рӯзи шикор. Саъдӣ

**Фаррухталъат,** з - ниг. Фаррухлиқо.

**Фаррухфол,** м - бахайр, масъуд, хушбахт; рамз (аломат)-и хушбахтӣ дошта фоли нек: Чун Саломон моили Абсол шуд,
Толеи Абсол фаррухфол шуд. Чомӣ

**Фархунда,** з - муборак, нек; масъуд, саодатманд; бошукӯҳ; хушбахт; хучаста.

**Фархунда** (азм, бахт, кеш, рой, толеъ, фол, хӯй, кор, сар, симо, фарчом -м) - аз Фархунда ва п. м.

**Фархундамурод,** м - ниг. Некмурод.

**Фархундапай,** м - некпай; муборакқадам.

**Фарҳанг** (дӯст, ҷӯ; писанд - м) - ақл ва адаб; дониш, илм, маърифат; тарбият:

Ҳеҷ ганҷе нест аз фарҳанг беҳ,
То тавонӣ, рав туву ин ганҷ неҳ! Рӯдакӣ

**Фарҳат,** м, а - шодӣ, хурсандӣ, дилхушӣ, фараҳмандӣ.

**Фарҳод** (бек, шоҳ), м - хушфаҳм, хушзеҳн, бофаросат, маънирас, рамузфаҳм; бофаҳм, боақл.

**Фарҳон,** а - шоду хуррам, масрур, фараҳманд.

**Фарҳона,** з - ниг. Фарҳон.

**Фарҷом** - охир, анҷом; оқибат; анҷоми кор; лоиқ, сазовор, арзанда, шоиста.

**Фаршеда,** з - ниг. Фаршед.

**Фаршид = Фаршед** (вард, ҷон), м - ҷилодор; аз Фар ва Хуршед.

**Фасеҳ,** а - фарох, васеъ, паҳновар; равшан ва бурро гапзананда, хушкалом; бофасоҳат; ниг. Фасоҳат.

**Фасеҳ** (баён, гап, забон; иддин, калом, сухан - м) - аз Фасеҳ ва п. м. з - ниг. Фасеҳ.

**Фасеҳа, з - ниг. Фасеҳ.**

**Фасеҳат** - шакли дигари Фасоҳат.

**Фасл** - қисмат, ҳисса; як ҳиссаи муайян аз калом, гуфтор, асар, китоб; мавсим, як қисм аз чаҳор қисмати сол ; баҳор, тобистон, тирамоҳ ва зимистон; айём, давр, вақт, муддат.

**Фаслия** (бону), з - шакли навозишонаи Фасл.

**Фасоҳат,** з - бурросухан, равшанбаён:

В-он Муиззӣ, ки хоси Санҷар буд,
Дар фасоҳат забон чун ханҷар буд. Ҷомӣ

**Фатин,** м, а - бофатонат, зирак, ҳушёр.

**Фатина,** з - ниг. Фатин.

**Фатнат,** м, а - зиракӣ, ҳушёрӣ.

**Фатонат,** м - ниг. Фитнат.

**Фаттон,** з, а - ба худ мафтункунанда, дилрабо, шӯхчашм; бисёр фитнаангез:

Ба дом овард натвонаш ба дастон,
Ки ҷодуест бо чашмони фаттон. Фахриддини Гургонӣ

**Фаттона** (бону), з - ниг. Фаттон.

**Фаттоҳ** (хон, хоҷа, ҷон), м, а - бисёр фатҳкунанда, кушоянда; маҷ. кушоишдиҳандаи корҳо; яке аз номҳои Худои таоло:

Қадам ба водии исён агарчи зад Шоҳин,
Мабанд бар рухи ӯ боби тавба, ё фаттоҳ! Шоҳин

**Фатҳ,** м, а - кушодан, боз кардан, кушоиш; маҷ. кушоиш дар корҳо, осон шудани кор, муваффақият; ғалаба, нусрат, фирӯзӣ.

**Фатҳ** (алихон, алишоҳ, ихон, овар, уддин, уллоҳ, уллохоҷа), м - аз Фатҳ ва п. м.

**Хушлиқо,** з - хушрӯй, хушсимо, зебочеҳра:

Як дам манеҳ аз канори фикрат
Он ҳурниҳоду хушлиқоро. Анварӣ

**Хуш** (мавзун, мавҷ, мадина, мадҳия, мазд, майл, майса, малеҳа, малоҳат, манзар, манзара, манзума, маниш, маонӣ, марворид, матлаб, матлуб, маҳ, маҳбуб, машъал, мева, мену, меҳр, мижгон, мизмар, мизон, мино,моваро, момо, моҳ, моҳа, моҳтоб, мубарро, мужда, музайян, мумтоз, муназзам, муназзаҳ, мушк), з - аз Хуш ва п. м.

**Хуш** (мавзун, мавло, мавлуд, мавсим, мавсуф, мавҷ, мадад, мадид, маздак, маздо, мазид, мазҳаб, мазҳар, майл, майлон, макон, макорим, мактаб, мактуб, мақол, мақом, мақсад, мақсуд, малак, малеҳ, малик, малиҳ, мало, малҳам, манбаъ, манзар, манзил, манзум, маниш, мансаб, маонӣ, марғ, мард, мардон, марз, мармар, марок, маром, мартаба, масал, маскан, маслиҳат, маснад, масолик, масрур, мастур, масъуд, матин, матлаб, матлаъ, матлуб, матолиб, матонат, махзан, махваш, маҳд, маҳзар, маҳин, маҳорат, маҳрам, маҳфил, маҳфуз, маҷд, маҷзуб, маҷлис, машвара, машъал, маъбад, маъво, маъно, маърифат, мева, мену, меҳан, меҳвар, меҳин, меҳон, меҳр, меҳрёб, меҳрин, меҳрон, меҳтар, меъроҷ, мижгон, мизон, мизроб, милод, минбар, минвол, мино, минор, мину, мисра, митҳар, моваро, моза, моҳёр, моил, молик,моно, моҳбуд, моҳият, моҳтоб, моҳтоҷ, моявар, моядор, мубад, мубарро, мубид, мубин, муборак, мубориз, мубрам, муғон, муддао, мужда, муин, муқбил, муким, муқом, мулк, мулҳам, мумтоз, мунзим, муниб, мунир, мунис, муниф, мунъим, мурод, мурсал, мусаввир, мусаффо, муслеҳ, мутриб, мухлис, муҳайяр, муҳиб, муҳит, муҳобо, муҳофиз, муҷиб, мушк, мӯбад,) м - аз Хуш ва п. м.

**Хушманзар,** м - хушнамуд, хубсурат.

**Хушманиш,** м - некниҳод, хуштабиат; хушфикр,, хурсанд.

**Хушмуҳаммад,** м - хушбахт, ки номаш Муҳаммад аст; ниг. Хошмуҳаммад.

**Хуш** (набеҳа, набия, навбар, навда, навид, наво, навода, навоз, нағма, нажод,назиф, назм, назокат, накҳат, накӣ, номӣ, нор, нора, ноҳид, нукра, нура, нурӣ), з - аз Хуш ва п. м.

**Хуш** (набард, набеҳ, набз, набид, набиз, набил, набӣ, набо, набот, навард, навбат, навид, навин, навис, наво, навои, надим, надир, нажод, назеҳ, назил, назим, назир, назиф, назм, назокат, назр, назрӣ, наиб, наим, найрам, найсон, накҳат, нақиб, накӣ, нақш, намоён, намоз, намоиш, нарм, насаб, насиб, насир, насиҳат, наср, насрин, натиҷа, нафас, нафид, нафис, наҳзат, нахил, наҷиб, наҷим, наҷӣ, наҷм, наҷмон, наҷот, нашид, нашр, наим, нев, невзар, невманд, неру, неъмат, нигар, нигор, нигоҳ, нидо, ниё, ниёз, ниёзӣ, низом, низор, нил, нисор, ниҳод, нихол, ниҳон, нишон, нишот, ният, ноб, нодим, ноз, нозил, нозир, нозиф, нозук, ноиб, ноил, ном, нома, номӣ, нор, норин, носеҳ, носир, нотик, нофеъ, нофиз, ноҳид, нузар, нукра, нуму, нур, нурин, нусрат, нӯшин, нӯшо, нӯъмон). м - аз Хуш ва п. м.

**Хушнаво,** м - хушовоз, хушсадо, хушоҳанг.
**Хушнавоз,** м - мутриби бомаҳорат, оне, ки хуш менавозад;
- номи яке аз қаҳрамонони "Шоҳнама"-и Фирдавсӣ.
**Хушназар,** м - хуштолеъ, ки ба вай назари Худо афтидааст; аз Хуш ва Назар.
**Хушнамо,** з - Хушсимо, хушрӯ, зебо.
**Хушният** - азму иродаи некдошта; хушмақсад.
**Хушноз,** з - аз Хуш ва Ноз.
**Хушном,** м - пуршараф, номдор, машҳур, шаҳир.
**Хушнуд,** м - ҳар кучое, ки бошад хурсандӣ оварад; хушчеҳра, хурсанд, шод, розӣ:

Магар ёре зи ман хушнуд гардад,
Бувад дар кори ман саъи ту машкур. Манучеҳрӣ

**Хушнуд** (амон, бек, дин, шоҳ, ҷон), м - аз Хушнуд ва п. м.
**Хушнуда,** з - ниг. Хушнуд.
**Хушнур,** м - аз Хуш ва Нур.
**Хушнура,** з - ниг. Хушнур.
**Хуш** (обид, обо, обод, обон, обонёд, обрӯ, аванд, овард, овоза, огаф, огаҳ, огоҳ, огоз, одар, одат, одил,одӣ, одоб, озарм, озид, озил, озим, озин, озир, озманд, озмо, озмоиш, озмун, озон, ойин, оқибат, оқил, олам, оламӣ, олим, олимӣ, олишон, олӣ, олуфта, омад, омил, омин, омир, омода, омол, омӯз, омӯхта, он, ораз, разӣ, ранг, раста, ораш, орбун, орван, орванд, орвин, ордо, ордод, орзу, орзуманд, ориз, оризӣ, орин, орион, ориф, орифӣ, орич, ориш, орият, орӣ, ормин, ормол, ормли, ормус, оро, ород, орон, оросп, ороста, ортин, ортон, орту, осаф, сафӣ, осил, осим, осмон, осо, осод, осол, осон, оспиён, остон, осуда, отар, оташ, отиф, офарид, офарида, офарин, офият, офоқ, офтоб, оҳанг, оҳӣ,ошно, ошуфта, оянд, оят), м - аз Хуш ва п. м.
**Хуш** (овар, овара, оварда, овеэ, ово, овоз, овоза, огаҳ, огин, огоҳ, озар, озарбахт, озмо, озод, ой, ойин, олам, оламӣ, олиҳа, олия, олӣ, олуфта, омад, омира, ораз, ораста, ораш, ориён, ориз, ориза, орӣ, ормон, оро, оромбахт, оромбахш, ороста, осо, осуда, оташ, отифа, офар, офарид, офарида, офарин, офтоб, оҳанг, оянд), з - аз Хуш ва п. м.
**Хушовар** - аз Хуш ва овардан.
**Хушозод** (а, гӯ, й, мард, меҳр, он, рӯ, чеҳр), м - аз Хуш озод ва п. м.
**Хушозар** (анг, бахт, беҳ, бод, бон, вахш, гун, дин, дод, дор, иён, й, кеш, кор, меҳр, мӣ, он, пайк, пиро, пок, фар, чеҳр), м- аз Хушозар ва п. м.
**Хушориё** (ванд, дод, з, й, манд, мард, меҳр, н, на, но, род, ром, фар), м - аз Хуш ориё ва п. м.
**Хушором** (бахт, бахш, иш, й, фазо), м - аз Хушором ва п. м.
**Хушофар** - аз Хуш ва офаридан.
**Хушофарин** - ниг. Хушофар.
**Хуш** (падида, паём, пазира, пай, пайкар, пайкара, паймо, paймон, паран,

параст, парвез, парвин, парвоз, пардоз, парӣ, парниён, пероста, пероя, пироҳан, пиро, пироста, писанд, покиза, пора, поя), з - аз Хуш ва п. м.

**Хуш** (падид, паём, пайванд, пайгир, пайғом, пайдо, пайк, пайкар, пайкара, паймо, паймон, пайрав, пайравон, панд, паноҳ, паран, парварда, парвиз, парвин, парвоз, парвон, парӣ, партав, парҳез, парҳун, парчам, пеша, пешавар, пешво, пешвоз, пиндор, пироста, пирӯз, пирӯзӣ, писанд, пойдор, порсо, посдор, появар, поянд, пӯё), м - ах Хуш ва п. м.

**Хушпок** (бин, вар, дил, дод, дода, дор, ёб, ёр, зода, иза, он, рав), м - аз Хуш пок ва п. м.

**Хуш** (рабеъ, рабиб, рабӣ, рабо, рабоянда, раван, раванд, равза, равзан, равид, равиш, равнақ, раво, равон, равшан, радиф, радон, раёсат, разм, размин, рай, рақам, рақиқ, рақс, рамз, рамзӣ, рамиз, рамил, рамуз, ранг, рас, расм, расо, расул, рафеъ, рафиқ, рафқат, рафта, рафъат, рахо, рахш, раҳбар, раҳбин, раҳим, раҳӣ, раҳм, раҳо, раҳой, раҷаб, рашан, рашид, рашн, ривоҷ, ривоят, риё, ризвон, ризқ, ризо, рико, рисқ, рисолат, рифъат, ровад, ронанд, ровил, ровӣ, род, родмон, родфар, роздон, розиқ, розӣ, ром, ромак, роман, ромбуд, ромёр, ромиз, ромин, ромиш, ромо, роно, росан, росим, ростӣ, росто, ростон, рофеъ, рофиз, рофӣ, роҳат, роҳбар, роҳбин, роҳвар, роҳиб, роҳил, рошид, рошин, рошо, рукн, рукун, русто, рутба, рухсат, рухшед, рӯз, рӯзӣ, рӯзмеҳр, рӯшан, рӯё), м - аз Хуш ва п. м.

**Хуш** (рабо, рав, равза, равиш, раво, равон, радиф, радифа, ранг, рас, расо, раста, рафтор, рахш, рахшон, раҳо, раҳой, рашан, рашн, рашну, реза, риҳоят, ризвон, роз, роздон, розия, розӣ, роқия, ромиз, ромин, роно, росан, рофӣ, роҳат, рошин, руста, рух, рухсор, рӯ, рӯй, рӯз, рӯза, рӯзия, рӯй), з - аз Хуш ва п. м.

**Хушрафтор,** з - ниг. Хиромон.

**Хушрухсор,** з - аз Хуш ва Рухсор.

**Хушрӯ,** з - зебо, нозанин; ниг. Хусрав.

**Хушрӯз,** м- хушбахт; ниг. Некрӯз.

**Хуш** (сабақ, сабз, сабза, сабк, сабика, сабо, сабрӣ, савия, савӣ, савлат, савод, савр, савран, саврин, саврӣ, саврон, савсан, савт, сада, садаф, садида, садо, садоқат, саёдат, саёҳат, сайр, салис, салиса, салом, салосат, салоҳ, самиа, самим, сана, санам, сано, саноат, санъат, саодат, сапеда, сара, сарв, сарвин, сарвод, сарира, сариҳа, сафар, сафина, сафӣ, сафо, сафоёб, сафорат, сафҳа, сахӣ, сахо, саховат, саҳбо, саҳл, саҷда, сиёдат, сиёсат, сим, симин, симо, сито, ситора, сифат, соз, соиба, соиқа, соира, сон, сония, соро, соф, софия, суман, сунбул, сурат, суруд, сурур, сухан, сӯҳбат), з - аз Хуш ва п. м.

**Хуш** (сабақ, сабз, сабир, сабқат, сабо, сабот, сабоҳ, сабр, сабрин, сабрӣ, сабу, сабур, савдо, савӣ, савлат, савоб, савод, савр, савран, сарват, саврин, саврӣ, саврон, савсан, савт, сада, садад, садаф, садид, садиқ, садир, садо,

садоқат, садр, саёдат, саёҳат, сазо, сазовор, саид, сайд, сайр, сайф, салаф, салаҳ, савлат, салво, салил, салим, салм, сало, салобат, саловат, салом, салосат, салоҳ, самад, саман, самар, самим, самин, самоъ, санад, сангар, сано, саноат, санъат, саодат, сара, сарвар, сарват, сарвин, сарвод, сареҳ, сарир, сармад, сармоя, сарон, саф, сафар, сафдар, сафин, сафир, сафӣ, сафо, сафоеб, сафорат, сафоро, саҳӣ, саҳо, саховат, саҳар, саҳбо, саҳеҳ, саҳим, саҳӣ, саҳл, саҳлон, саҳм, саҳоб, саҳоба, саҷда, саъд, саъдон, саъй, сидқ, сиёдат, сиёсат, сила, силм, сипанд, сипандо, сипар, сипаҳ, сипеҳр, сипос, сират, сиришт, сито, сифат, сияр, соат, собиқ, собир, собит, содиқ, содир, соз, соиб, соиқ, соим, соин, соир, сокин, солеҳ, солим, солор, сомид, сомин, сомир, сомит, сомӣ, сомон, сосон, соф, соҳиб, соҳир, соя, субот, субут, субҳ, суғд, сукут, сулҳ, суннат, сурат, суруд, сурур, сурӯш, суръат, сутуда, сутург, сухан, суҳайл, суҷоат, суҷуд, сӯҳбат), м - аз Хуш ва п. м.

**Хушсухан,** м - касе, ки дар сухан маҳорат дорад, суханвар, зебосухан.

**Хуш** (тааннӣ, табассум, табиат, табиб, табъ, тавзеҳ, тавон, тавоф, тавфиқ, тавҳид, тадбир, тадвин, тадвир, тадқиқ, тазмин, такмил, такомул, такя, тақво, тақдим, тақдир, тақдис, тақӣ, талаб, талъат, тамиз, тамкин, тамрин, танвир, танзил, танзим, танзиф, танин, танҷим, таомул, таоруф, тараб, тарбият, тарғиб, тариқат, тармим, тароват, тарона, тартиб, тарҳим, тасаллӣ, тасвиб, таскин, тасмим, тасниф, тафаккур, тафреҳ, тафсил, тафсир, таҳсил, таҳсин, таҷдид, таҷлил, ташбеҳ, ташбиб, ташвиқ, ташреҳ, таъбир, таъзим, таълим, таъмин, таъриф, таъсир, таъсис, тилло, тиловат, тимор, тинат, тироз, тифоқ, тоат, тобдор, тобон, тоифа, толеъ, толиб, ториқ, тоҷ, тоҷвар, тоҷдор, турна, туроб, турон, тӯҳфа), м - аз Хуш ва п. м.

**Хуш** (табиат, табъ, тавсиф, талъат, тамиз, тан, танзил, танзим, тантана, тараб, тарбия, тароват, тарона, тасвир, таълим, тилло, тоб, тобанда, тобон, тов, товус, толеъ, тоҷ, тоҷвар, тоҷдор, тӯҳфа), з - аз Хуш ва п. м.

**Хушголеъ,** м - ниг. Нектолеъ.

**Хуш** (убайд, увайс, улфат, умар, умда, умед, уммат, умр, умра, умро, умрон, унвон, унсур, урмузд, урф, урфон, усмон, усора, устод, устувор, усул), - аз Хуш ва п. м.

**Хуш** (фазилат, фазл, файз, файзӣ, фараҳ, фарзон, фарзон, фаросат, фароҳин, фарра, фарраҳӣ, фаррухӣ, фарҳанг, фарҳат, фарҳон, фасеҳ, фасоҳат, фатӣ, фато, фатонат, фахм, феъл, фикрат, фиребо, фирӯз, фитрат, форам), з - аз Хуш ва п. м.

**Хуш** (фавҷ, фазилат, фазл, фазлон, фазо, файз, файзӣ, файсал, фақеҳ, фалак, фан, фар, фаразд, фаранг, фараҳ, фард, фардид, фардин, фардис, фардод, фардӯст, фарёд, фарен, фарз, фарзанд, фарзин, фарзод, фарзом, фарзон, фаривар, фаригун, фарид, фаридун, фариз, фаризон, фариқ, фарин, фарином, фарир, фарӣ, фармо, фармон, фармуд, фарном,

фарнур, фариӯш, фароб, фаробеҳ, фаровар, фаровон, фарогир, фарогат, фарод, фародид, фароз, фарозӣ, фарозон, фароин, фаромарз, фаромуз, фародод, фароруи, фаросат, фарох, фароҳдил, фароҳӣ, фароҳам, фароҳин, фарра, фарраҳӣ, фаррух, фаррухӣ, фаррухон, фарҳанг, фарҳат, фарҳод, фарҳон, фарҳун, фарчам, фарчод, фарчом, фаршед, фаршин, фаршод, фасеҳ, фатил, фатин, фатинат, фатӣ, фато, фаттон, фаттоҳ, фатҳ, фатҳӣ, фахр, фахрӣ, фаҳим, фаҳл, фаҳм, фачр, фаъол, ферӯз, фидо, фидокор, фикр, фикрат, фикрвар, фикрӣ, фирдавс, фирист, фирӯз, фирӯзӣ, фитрат, фозил, форам, фориг, фотеҳ, фуад, фузайл, фузун, фурсат, фурӯғ, фурӯз, фурӯзин, фурӯзон), м - аз Хуш ва п. м.

**Хушфаҳм,** м - ниг. Хушзеҳн

**Хуш** ( хабар, ханд, ханда, хат, хилқат, хиром, хонд, хонда, хоста, хулқ, хумор, ҳаво, ҳадиса, ҳадия, ҳаёт, ҳаловат, ҳамдам, ҳамдия), з - аз Хуш ва п. м.

**Хушхабар,** м - хабари хуш оваранда; хабари хуш, паёми нек, навид.

**Хушхиром,** з - хушрафтор, хушҳаракат.

**Хуш** (хабир, хаёл, хазина, хайр, хайрат, халил, халиф, харид, хатиб, хатиф, хаттот, хидир, хидмат, хиёл), м - аз Хуш ва п. м.

**Хуш** (ҳадя, ҳаё, ҳаёт, ҳаким, ҳақиқ, ҳалим, ҳаловат, ҳамал, ҳамд, ҳамдам, ҳамдил, ҳамза, ҳамид, ҳамроз, ҳамто, ҳаниф, ҳарам, ҳарир, ҳасрат, ҳассос, ҳафиз, ҳидо, ҳидоят, ҳизб, ҳикам, ҳикмат, ҳикоят, ҳилол, ҳиммат, ҳимоят, ҳисом, ҳисса, ҳифз, ҳодӣ, ҳозиқ, ҳозим, ҳозир, ҳоким, ҳол, ҳолат, ҳомид, ҳомӣ, ҳотам, ҳотиф, ҳофиз, ҳошим, ҳувайдо, ҳузур, ҳукамо, ҳукм, ҳумо, ҳумоюн, ҳунар, ҳурмат, ҳусн), м, - аз Хуш ва п. м.

**Хушҳол** - шодмон, масрур, некӯаҳвол, хурсанд.

**Хушҳузур** - хушсуҳбат, форамгап, хушсухан, форамсухан, он ки ҳузураш писандида бошад.

**Хуш** (чора, чабин, чавон, чавҳар, чалил, чалол, чалола, чамил, чамила, чамол, чамола, чаннат, чаши, чашнвора, чашния, чило, чиҳод, чиҳоз, чиҳоза, чода, чозиба, чолиб, чолиба, чома, чӯё, чӯй), з - аз Хуш ва п. м.

шомила, шӯъла, эҳло, эчод, эътибор, эъчоз), з - аз Хуш ва п. м.

**Хуш** (чаман, чашм, чеҳр, чеҳра, чеҳрон, чинор, чобук, чолок, чора, чабин, чабҳа, чавзо, чавлон, чавоб, чавод, чавон, чавоҳир, чавҳар, чавҳарӣ, чаваан, чадал, чадид, чаззоб, чазм, чалил, чалол, чам, чомеа, чамил, чамол, чаннат, часорат, часта, часур, чаҳд, чаҳон, чаши, чило, човид, човидон, чозиб, чоиз, чолиб, чом, чуръат, чӯё, чӯён), м - аз Хуш ва п. м.

**Хушчеҳра,** з - хушрӯ, соҳибчамол, соҳибҳусн; ниг. Хубрух.

**Хуш** (шабеҳ, шабиб, шабоб, шавкат, шавқ, шавқат, шакар, шамс, шарар, шараф, шариф, шарор, шафақ, шафат, шафеъ, шафиқ, шафӣ, шафқат, шафоат, шаҳ, шаҳд, шаҳир, шаҳна, шаҳр, шаън, шево, шедвар, шеър, шифо, шод, шодбахт, шоён, шоир, шомил, шофеъ, шофӣ, шукр, шукуфо,

шукӯҳ, шуҷоъ, шӯҳрат, шӯъла), м - аз Хуш ва п. м.
**Хуш** (шавк, шайдо, шафат, шафеъ, шафоат, шаҳд, шево, шеър, шифо,
**Хуш** (эзид, эҳдо, эҳё, эҳсон, эҳсос, эҳтиром, эҷод, эҷоз, эълом, эътибор, эътиқод, эътимод, эътино, эъҷоз), м - аз Хуш ва п. м.
**Хуш** (язд, яздон, ёзид, ял, ялдо, ясно, яшт), м - аз Хуш ва п. м.
**Хӯҷа** - ниг. Хоҷа.
**Хӯҷаёр,** м - аз Хоҷа ва Ёр.
**Хӯҷамурод,** м - аз Хоҷа ва Мурод.
**Хӯҷаназар,** м - аз Хоҷа ва Назар.

## Ҳ

**Ҳабиб,** м, а - дӯстдошта, дӯстдор, дӯст, маъшуқ; маҳбуб:

Бифармо, ки кӯи ҳабибам куҷост,
Чу бемор гаштам, табибам куҷост? Хоҷу

**Ҳабиб** (алӣ, иддин, мирзо, назар, раҳмон, уллоҳ, хон, хоҷа, ҷон, шоҳ - м; гул, хон - з) - аз Ҳабиб ва п. м.
**Ҳабиб,** з - номи яке аз занҳои Муҳаммад (с.а.с.), аслан Умми Ҳабиб аст.
**Ҳабиба** (бону, моҳ), з - ниг. Ҳабиб.
**Ҳабибуддин,** м - аз Ҳабиб ва дин.
**Ҳабибуллоҳ,** м - аз Ҳабиб ва Оллоҳ
**Ҳабис,** м, а - зоҳид, обид, гӯшанишин; ҳифзшуда; нигоҳдошташуда, муҳофизшуда.
**Ҳабиса** (бону, гул, моҳ), з - муанниси Ҳабис.
**Ҳавас** - орзу, майл, шавқ, иштиёқ, хоҳиш:

Дили ман дар ҳаваси рӯи ту, эй мӯниси ҷон,
Хоки роҳест, ки дар дасти насим афтодааст. Ҳофиз

**Ҳавас** (англез, бар, бибӣ, бону, гул, моҳ, хон), з - аз Ҳавас ва п. м.
**Ҳавас** ( бахш, дор, кор, манд, овар) - аз Ҳавас ва п. м.
**Ҳавво,** з, а - муанниси Аҳво - зани гандумгун, модари Қобил ва Ҳобил; дуввумин башар ва модари одамиён аст; манбаи ҳаёт; номи ҳамсари Одам, аввалин зан (ба руси Ева):

Аз дили тангги гунаҳкор барорам оҳе,
К-оташ андар гунаҳи Одаму Ҳавво фиканам. Ҳофиз

**Ҳавро,** з, а - чашме, ки сиёҳӣ ва сафедии он пурра ва зебо аст; маҷ. зани зебои сиёҳчашм.
**Ҳадаф** (гир, манд), а - нишона, мақсад, манзур.
**Ҳадис,** а - нав, ҷадид, воқеаи наврӯйдода; сухан, ҳикоя, нақл, хабар:

Дар мақоме, ки биронам сухан аз сангдилон,
Чуз ҳадиси ту дар оғоз нахоҳам гуфтан. Камоли Хуҷандӣ

- ривоят; хабар ё ҳадисе, ки аз қавли Муҳаммад (с.а.с.), ё имомон нақл кардаанд.

**Ҳадис** (дон, хон, ҷон), м - аз Ҳадис ва п. м.
**Ҳадиса** (бибӣ, бону, моҳ), з - ниг. Ҳадис.
**Ҳадия** (бону, гул - з), м, а - бахшиш, тӯҳфа, ато, инъом, армуғон:

Ҳадяи шоир чӣ бошад? Шеъри нав,
Пеши мӯҳсин орду биниҳад гарав.   Румӣ

**Ҳадиятулло(ҳ),** м - инъоми диг. аз Ҳадя ва Оллоҳ.
**Ҳадя,** м - ниг. Ҳадия.
**Ҳаё,** м - шарм, ору номус; хиҷолат: Ҳаё дар чашм аст. Зарбулмасал.
**Ҳаё** (бек - м; бибӣ, бону, гул, гуна, дон, дӯст, оро, парвар - з) - аз Ҳаё ва п. м.
**Ҳаёт,** а - умр, зиндагӣ:

Ба оби чашмаи ҳайвон ҳаёте Анвариро деҳ,
Ки андар оташи ишқат бикуштӣ з-ин ҳавас моро. Анварӣ

**Ҳаёт** (алӣ, бек, бой, дӯст, уллоҳ, ҷон - м; бахш, бегим, бибӣ, бону, гул, дӯст, зеб, ком, моҳ, нисо, ой, хон - з) - аз Ҳаёт ва п. м.
**Ҳаётбахш,** м - бахшандаи ҳаёт, аз Ҳаёт ва Бахш.
**Ҳазора** (бек), м - мансуб ба ҳазор (1000), тоифае аз мардуми Ҷумҳурии Исломии Афғонистон; тоифаи Хуросониҳои сокин дар марзи Афғонистон; маҷ. наслаш сершумор.
**Ҳазрат**( бек), м, а - марказ, айнан - ҳозиршавӣ, ҳузур:

Арбоби ҳоҷатему забони суол нест,
Дар ҳазрати карим таманно чӣ ҳоҷат аст.  Ҳофиз

- маҷ. олиқадр, ҷаноб; авлиё, валӣ; муқаддас; покиза, поксиришт
- унвони расмӣ ва фахрии пайғамбарон, шоҳзодагон, ҳакимон, ва вазирони аъзами подшоҳон.

**Ҳазраталӣ,** м - Ҳазрати Алӣ.
**Ҳазратбек,** м- аз Ҳазрат ва Бек.
**Ҳазраткул,** м - аз Ҳазрат ва кул.
**Ҳай** - ҳамеша зинда), ҷовид, ҷондор, ҳастӣ, офаридгор; аз номҳои Худои таоло:   Чӣ кам гардад, эй садри фархундашаш,

Зи қадри рафеат ба даргоҳи ҳай.   Саъдӣ

- қавм, қабила; деҳ;
- шакли дигари "ҳаст":

Соқӣ, агарат ҳавои мо ҳай,
Ҷуз бода маёр пеши мо шай.    Ҳофиз

**Ҳайдар** (алӣ, бек, бой, кул, назар, хон, ҷон, шоҳ - м; бегим, бибӣ, нисо, моҳ - з), а - шер:   Пилу гургу ҳайдару ашгол низ,

Аждаҳои зафту мӯру мор низ.  Румӣ

- лақаби Алӣ - домоди Муҳаммад (с.а.с.).

**Ҳайдаралишоҳ,** м - аз Ҳайдар ва Алишоҳ.
**Ҳайдариддин = Ҳайдаруддин**, м - аз Ҳайдар ва дин.
**Ҳайрат,** м, а - тааҷҷуб, ҳайронӣ, тахайюр:

Оварад ба иттирорам аввал ба вуҷуд.

Ҷуз ҳайратам аз вуҷуд чизе нафзуд.
Рафтем ба икроҳу надонем чӣ буд,
З-ин омадану моңдану рафтан мақсуд? Хайём

**Ҳайратбахш,** м - таачҷубовар; аз Ҳайрат ва Бахш.

**Ҳакам,** м, а - додрас, қозӣ; довар; аз номҳои Худои таоло.

**Ҳаким,** м, а - доно, донишманд, хирадманд; соҳиби ҳикмат, олим; файласуф; табиб, пизишк; ҳакими мутлақ; аз номҳои Худои таоло.

**Ҳаким** (алӣ, бек, бой, зода, мирзо, назар, оча, хон, хоҷа, ҷон, шоҳ), м - аз Ҳаким ва п. м.

**Ҳакима** (бону, гул, моҳ), з - муанниси Ҳаким; хирадмандона.

**Ҳакимиддин = Ҳакимуддин,** м - аз Ҳаким ва дин.

**Ҳақ(қ)** - рост, дуруст, ҳақиқат, дурустӣ; ҳисса, насиб:

Бо мӯҳтасиб бигӯю матарс аз касе, Камол,
Гар бода мехӯрем, ҳаққи кас намехӯрем. Камоли Хуҷандӣ

- аз номҳои муборакӣ Худои таоло.

**Ҳақ** (бар, бой, гӯ, гӯй, дод, дон, дор, дӯст, ёр, мурод, подшоҳ, рав, хоҳ, ҷӯ), м - аз Ҳақ ва п. м.

**Ҳақ** (бин, бону, гӯй, дор, рав, хоҳ, ҷӯ, шинос), з - аз Ҳақ ва п. м

**Ҳақбердӣ,** м, т - ниг. Худодод.

**Ҳақбин,** м - одами боинсоф, одил, ҳақдон.

**Ҳақвар,** м - он кӣ ҳақ ба ҷониби ӯст; соҳиби ҳақ, боҳақ, ҳақдор, зиҳақ:

Ин ҷумларо ба ҳақ малику подшоҳ бош,
Зеро ки ҳақ ҳамеша сазовори ҳақвар аст. Муиззӣ

**Ҳақгузор,** м - одил, боинсоф, он кӣ ҳмеша аз рӯи инсоф ва адолат рафтор мекунад; вазифашинос, сипосгузор:

Зиҳӣ бандагони худовандгор,
Худовандро бандаи ҳақгузор. Саъдӣ

**Ҳақдод,** м - ниг. Худодод.

**Ҳақиқ,** м,а - собит ва сазовор, лоиқ:

Пирро гуфтам аз сари таҳқиқ,
Эй туро мулку дин ҷадиру ҳақиқ. Саноӣ

**Ҳақиқа,** з - ниг. Ҳақиқ.

**Ҳақиқамоҳ,** з - аз Ҳақиқа ва Моҳ.

**Ҳақиқат,** з, а - асли ҳар чиз; моҳият; ростӣ, дурустӣ.

**Ҳақиқатбин** - тарафдори ҳақ, ҳақиқатдӯст, ҳақиқатшинос.

**Ҳақиқатназар** - дурустфикр, он кӣ фикру мулоҳизаи дуруст дорад.

**Ҳақиқатнигор,** з - ниг. Ҳақиқатбин.

**Ҳақиқатпардоз** - касе, ки ҳақиқатро мегӯяд, ростгӯй.

**Ҳақиқатшинос** - олим, доно, хушманд, ориф.

**Ҳақнавоз** - он кӣ ҳақро мӯҳтарам медорад, тарафдори ҳаққу ҳақиқат:

Ҷамолаш ҳақфурӯз омад, камолаш ҳақпазир омад,
Замираш ҳақпараст омад, вазираш ҳақнавоз омад. Муиззӣ

**Ҳақназар,** м - дурустфикр, он кӣ фикру мулоҳизаи дуруст дорад, ҳақиқатдуст; аз Ҳақ ва Назар.

**Ҳақниёз,** м - аз Ҳақ ва Ниёз.

**Ҳақпараст,** м - тарафдори ҳаққу ҳақиқат, касе ҳақро мӯҳтарам медорад; худопараст.

**Ҳақризо,** м - аз Ҳақ ва Ризо.

**Ҳақризобек,** м - аз Ҳақризо ва Бек

**Ҳалил,** м, а - ҳалол, раво; маҷ. шавҳар.

**Ҳалила = Ҳалилат,** з - зани шаръии мард, ҳамсар, завҷа; як навъ доруи талх, ки барои рафъи касалиҳои меъда кор фармуда мешуд.

**Ҳалим,** м, а - хушхулқ, мулоим; бурдбор, таҳаммулкунанда; аз номҳои Худои таоло.

**Ҳалима,** з - номи дояи Муҳаммад (с.а.с.); ниг. Ҳалим.

**Ҳалимшоҳ,** м - шоҳи бурдбор; аз Ҳалим ва Шоҳ.

**Ҳаллоҷ,** м, а - лақаби сӯфии машҳур Ҳусайн ибни Мансур (Мансури Ҳаллоҷ) аст, ки дар асри X ба сабаби "аналҳақ" (ман ҳақ, яъне ман худоям) гуфтанаш сангсор карда ба дор кашида буданд.
- он ки ба воситаи дастгоҳи ҳаллоҷӣ пумбадонаро аз пахта ҷудо мекунад, пумбазан, наддоф.

**Ҳаловат** (бахш, бек, ҷон, шоҳ - м; бахш, бону - з), а - ширинӣ, лаззат.

**Ҳам** (андеш, вард, ватан, давр, дод, достон, дуруд, дӯст, забон, зод, зӯр, кеш, ком, қадам, қалам, қарин, қирон, қисмат, маслак, меҳан, набад, навард, нажод, нақш, насаб, нигоҳ, нигоҳ, поя, рав, разм, ро, род, рой, син, суруд, сухан, сӯҳбат, фурӯз, шод), м - аз Ҳам - ҳамроҳ, боҳам ва п. м.

**Ҳам** (асл, аср, бар, гар, гир, даст, дастон, диёр, дил, дӯш, касб, кор, наво, назар, нафас, нишон, ном, ованд, овард, овоз, паймон, пеша, рада, радиф, ранг, раҳ, роз, роҳ, сабақ, садо, сайр, саф, сафар, соз, таҳсил, то, фикр) - аз Ҳам ва п. м.

**Ҳам** (бин, боб, боз, бол, ватан, вора, гавҳар, гап, гуна, гурӯҳ, гуҳар, дина, кӯш, қад, қадам, қисмат, лафз, маслак, нома, оҳанг, ранисо, раъй, роза, розабону, сола, солабону, тоб, шира), з - аз Ҳам ва п. м.

**Ҳамадон,** м - номи шаҳре дар Эрон.
- донандаи ҳама чиз, ҷомеъ, олими мутабаххир, донишманд; аллома.

**Ҳамал,** а - барра; яке аз дувоздаҳ бурҷи фалакӣ, ки ба моҳи аввали шамсӣ (21 март - 20 апрел) рост меояд, онро моҳи фарвардин низ мегӯянд. Дар ин моҳ Офтоб дар бурҷи Ҳамал мемонад.

**Ҳамдам** (бек, бой, қул, ҷон), м - дӯст, ҳамсӯҳбат, ҳамнишин, ҳамроз, мӯнис:

Ҳар кӣ як дам ҳамдами он дилбари заргар шавад,
Санг гирад - лаъл гардад, хок гирад - зар шавад. Сайидо

**Ҳамдӣ,** м, а - аз Ҳамд (сипос, ситоиш).

**Ҳамдия,** з - шакли навозишомезонаи Ҳамдӣ.

**Ҳамдулло(ҳ),** м - ҳамду сано ба Оллоҳ; аз Ҳамд ва Оллоҳ.

**Ҳамза,** м, а - номи амаки Муҳаммади (с.а.с.), ки аз муҷоҳидони ислом буд.
- номи паҳлавоне.
- гиёҳест, ки онро таратезак гӯянд; тез; сӯзон, тафсон; сахт; зӯр.

**Ҳамза** (алӣ, бек, бой, мурод, назар, хон, хоҷа, ҷон), м- аз Ҳамза ва п. м.

**Ҳамзабону,** з - аз Ҳамза ва Бону.

**Ҳамзия** (бону, гул), з - шакли навозишонаи Ҳамза.

**Ҳамид,** м, а - писандида, нек, хуб, сутуда; машҳур, маъруф, номдор, номӣ;
- аз номҳои Худои таоло.

**Ҳамид** (аддин, алӣ, бек, бой, иддин, уллоҳ, хон, хоҷа, ҷон, шоҳ), м - аз Ҳамид ва п. м

**Ҳамида** (бону, моҳ, хон), з - ниг. Ҳамид.

**Ҳамидризо,** м - аз Ҳамид ва Ризо.

**Ҳамрав** - ниг. Ҳамроҳ.

**Ҳамро** а - мухаффафи Ҳамроҳ; ниг. Аҳмар; ҳамро(ҳ).

**Ҳамро** (алӣ, бек, бой, хон - м; бибӣ, гул, хон - з) - аз Ҳамро ва п. м.

**Ҳамроз** - ҳамсирр; маҷ. дӯсти самимӣ, наздик:

Қадам фаҳмида бардор, ар зи хокам бигзарӣ рӯзе,
Ки ҳамрози Сулаймонам, агарчанде ки чун мӯрам. Аҳмади Дониш

**Ҳамроқул,** м - аз Ҳамро ва ғулом; аз Ҳамро(ҳ) ва қул (банда).

**Ҳамроҳ,** м - дӯст, рафиқ, ёр; ҳамсафар, рафиқи роҳ.

**Ҳамроҳнисо,** з - аз Ҳамроҳ ва Нисо.

**Ҳанафия,** з - яке аз мазҳабҳои чоргонаи равияи суннии дини ислом, ки асосгузораш Абӯҳанифа ибни Собит мебошад.

**Ҳангом,** м - вақт, замон, маҳал; фасл, мавсим:

Эй шикаста ҳусни ту ҳангоми гул,
Бодаи ишрат фикан дар ҷоми гул. Рашидии Самарқандӣ

**Ҳангома** (оро), з - ҷамъомади мардум, маҷмаъ, ҷамъият; маърака:

Доно, ки дид шӯъбадаи чархи ҳуққабоз,
Ҳангома бозчиду дари гуфтугӯ бибаст. Ҳофиз

**Ҳанд,** м - расм, тариқ, одат, қонун, дастур.

**Ҳандуллоҳ,** м - аз Ҳанд ва Оллоҳ; таҳрифи Ҳамд.

**Ҳаниф,** м, а - касе, ки дар ақидаи худ, махсусан дар ақидаи дини ислом ва миллати Иброҳим (а), пойдор ва побарҷо мебошад; устувор, пойдор, ҳақиқӣ; ҳақиқатҷӯ.

**Ҳанифа** (бибӣ, бону, моҳ, хон), з - зани собитқадам дар дин; ниг. Ҳаниф.

**Ҳания,** з, а - ниг. Ҳанӣ.

**Ҳанӣ,** а - гуворо, хуш, матбӯъ:

Маталаб гар тавонгарӣ хоҳӣ,
Ҷуз қаноат, ки давлатест ҳанӣ. Саъдӣ

**Ҳаннон,** м, а - бахшанда, мушфиқ; раҳматкунанда; аз номҳои Худои таоло.

**Ҳаннона,** з, **а - навҳакунанда, нолон, гирён;** ниг. Ҳаннон.

**Ҳарам,** з, а - манъ кардашуда, ҷое, ки даромадан ба он ва иҷрои баъзе

корҳо дар он манъ бошад; дохили Каъба, гирдогирди Каъба ва ҳар ҷос, ки тахти ҳимояти мард бошад; ҷои аҳлу аёли мард; ҷ. Аҳром; ҷои муқаддас, зиёратгоҳ:

Даргоҳи ту ҳарам шуду ҳастанд дар тавоф,
Чун ҳоҷиён ба гирди ҳарам моҳу офтоб. Муиззӣ

**Ҳарам** (бону, гул), з - аз Ҳарам ва п. м.

**Ҳариф,** м, а - ҳамкор, ҳамкасб, ҳампеша; ёр, ҳамсӯҳбат, ҳамнишин; ҳамқадаҳ:

Ҳарифон - надимони ширинсухан,
Надимон - ҳарифони симинбадан. Хоҷу

- рақиб; тарафи муқобил; ҳамзӯр, ҳамовард, ҳамнабард.

**Ҳарфсанҷ,** м - аз ҳарф, а (дар ин ҷо ба маънои сухан, калима, гап; ҳикмат) ва санҷидан. Касе, ки дар гуфтану навиштан бо диққат ва мулоҳизакор аст.

**Ҳарфшинос,** м - суханшинос, сухансанҷ, нуктафаҳм.

**Ҳасаб,** м, а - қадр, андоза, миқдор; шараф, бузургӣ, фазилат; шӯҳрат, бузургии мард аз рӯи насаб мол ва ғ.:

Гар надорад ҳурматам ҷоҳил, маро камтар нашуд,
Сӯи доно, на насаб, на ҷоҳу қадру на ҳасаб. Носири Хисрав

**Ҳасан,** м, а - соҳиби ҳусн, зебо, хуб:

Аз суҳбати дӯсте биранҷам,
К-ахлоқи бадам ҳасан намояд. Саъдӣ

- нек, некӯкор, раҳмдил, меҳрубон, хуш, хайр.
- номи набераи калонии Муҳаммад (с.а.с.); писари Алӣ.

**Ҳасан** (алихон, алишоҳ, алӣ, бек, бой, мирзо, ниёз, уллоҳ, хон, хоҷа, ҷон, шоҳ,), м - аз Ҳасан ва п. м.

**Ҳасана,** з - ниг. Ҳасан; кор(амал)- и хайр ва неку писандида, шариатӣ.

Ҳасиб, м, а - кофӣ бар ҳама; аз номҳои Худои таоло.

**Ҳасин,** м, а - устувор, мустаҳкам; дастнорас.

**Ҳасина = Ҳасинат,** з - ниг. Ҳасин.

**Ҳасно,** з, а - зебо, зани зушрӯй:

Хона чун хулд асту ман чун Одамам, зеро маро,
Ҳури гандумгуни ҳасно додӣ, аҳсант, эй малик! Хоқонӣ

**Ҳасноя,** з - шакли навозишонаи Ҳасно.

**Ҳасофат,** м, а - устувории ақл ва рой; хирад ва рои некӯ доштан, хирадмандӣ.

**Ҳасрат,** м, а - афсӯс, дареғ, пушаймонӣ; орзу, майл, хоҳиши сахт:

Ман тоқати нодидани рӯи ту надорам,
Мапсанд, ки ман дар ҳасрати дидор бимирам. Ҳилолӣ

**Ҳасрат** ( уллоҳ, хоҷа, ҷон, шоҳ - м; бону, моҳ - з) - аз Ҳасрат ва п. м.

**Ҳассон,** м - бисёр зебо, бисёр хуб, бисёр некӯ ва некӯкор; номи шоири маъруфи араб; Ҳассони аҷам - лақаби Хоқонӣ:

Чун дид, ки дар сухан тамомам,
Ҳассони аҷам ниҳод номам. Хоқонӣ

**Ҳассона** , з - ниг. Ҳассон.
**Ҳафиз,** м, а - нигаҳбон, нигаҳдор, ҳимоякунанда; аз номҳои Худои таоло.
**Ҳафиз** (бек, бой, мирзо, хоҷа, ҷон, шоҳ), м - аз Ҳафиз ва п. м.
**Ҳафиза** (бону, гул, моҳ), з - муаннаси Ҳафиз.
**Ҳафизиддин = Ҳафизуддин,** м - аз Ҳафиз ва дин.
**Ҳафизуллоҳ,** м - аз Ҳафиз ва Оллоҳ.
**Ҳафса,** з - номи яке аз занҳои Муҳаммад (с.а.с.); ниг. Ҳавса.
**Ҳашивор = Ҳушевор,** м - хирадманд, оқил, хушёр:

Хирад ёфт лахтеву шуд кордон,
Ҳашивору боҳангу бисёрдон. **Фирдавсӣ**
Ҳушевор девона хонад варо,
Ҳамон хеш бегона хонад варо. **Фирдавсӣ**

**Ҳидоят** - далолат бар чизе, ки инсонро ба матлуб расонад; роҳнамоӣ, роҳи рост нишон додан, роҳбарӣ; иршод.
**Ҳидоят** (бегим, моҳ, ой, хон - з; хон, хоҷа, ҷон, шоҳ - м) - аз Ҳидоят ва п. м.
**Ҳидоятуллоҳ,** м - аз Ҳидоят ва Оллоҳ.
**Ҳизабр = Ҳижабр,** м - шер, марҷ, далер, диловар.

Н-ояд зӯри ҳижабру пил зи пашша,
Н-ояд бӯи абиру гул зи саморут. **Унсурӣ**

**Ҳизб,** а - гурӯҳ, фирқа:

Ҳизби авроди субҳ мехонанд,
Хешро ҳизби ҳақ ҳамедонанд. **Ҷомӣ**

- як ҷузв аз шаст ҷузви Қуръон.
**Ҳизбуллоҳ,** м - аз Ҳизб ва Оллоҳ .
**Ҳикмат,** а - доноӣ, хирад, дониш; илмҳои фалсафӣ, фалсафа; моҳият, сир(р).
**Ҳикмат** (бар, бахш, дон, дӯст, овар, пеша, чин, ҷӯ, ҷӯй) - аз Ҳикмат ва п. м.
**Ҳикмат** (алӣ, бой, гӯ, ёр, расон, ҷон, шинос, шоҳ - м; бегим, бибӣ, бону, ой - з) - аз Ҳикмат ва п. м.
**Ҳикматулло(ҳ),** м - аз Ҳикмат ва Оллоҳ.
**Ҳикоят** (уллоҳ, шоҳ - м; моҳ, хон - з), а - нақл, қисса; ривоят; сухан.
**Ҳилол,** м, а - моҳи нав (дар чанд рӯзи аввал, то се рӯз), ки камоншакл аст, марҷ, зебою барно.
**Ҳилол** (абрӯ, бегим, бибӣ, бону), з - аз Ҳилол ва п. м.
**Ҳилолиддин,** м - аз Ҳилол ва дин.
**Ҳилолӣ** - мансуб ба Ҳилол, ба шакли Ҳилол; тахаллуси шоири маъруфи асри XV – XVI - и форсу тоҷик Бадриддини Ҳилолӣ.
**Ҳиммат,** а - ирода, иродаи зӯр, қасд, азм; ҷаҳд ва кӯшиш; саъй, хоҳиш, хост:

Ҳиммат баланд дор, ки мардони рӯзгор,
Аз ҳиммати баланд ба ҷое расидаанд. **Аттор**

- ҷавонмардӣ, саховат; орзӯ; камоли матлуб, ғояти орзӯ (идеал); баландназарӣ, дилвасеӣ; далерӣ, шуҷоат; фоли нек.
**Ҳиммат** (алӣ, баланд, бобо, бой, дор, зода, қул, уллоҳ, хон, ҷон, шоҳ - м; бибӣ, бону, гул, ой - з) - аз Ҳиммат ва п. м.

**Ҳирмис,** м - номи Идрис пайғамбар, ки ҳам набӣ, ҳам подшоҳ ва ҳам ҳаким буд; ниг. Идрис; ниг. Ҳурмуз низ.

**Ҳисом,** м, а - шамшер, тег, тез(ҷониби тези)- и шамшер; аслаш Ҳусом аст:

Баровард хуршед заррин ҳисом,
Фурӯ рафт маҳ ҳамчу заррин сипар. Масъуди Саъд

**Ҳисомиддин,** м - шамшери дин.

**Ҳисор,** м - қалъа, иҳота, диж; девори даври –алъа; бору, бора, муҳосира кардан .

**Ҳисорбек,** м - аз Ҳисор ва Бек.

**Ҳисорӣ,** м - мансуб ба ҳисор - ҷои мустаҳкам, қалъа.

**Ҳифз,** м - ҳимоят, ҳимоя, нигаҳбонӣ, паноҳ, мудофиа, пуштибонӣ; аз ёд кардан; ёд, аз бар кардан; қувваи ҳофиза.

**Ҳифзуллоҳ,** м - аз Ҳифз ва Оллоҳ.

**Ҳифоз,** м, а - нигаҳбонӣ, нигоҳдорӣ, амният; парҳезгорӣ:

Ҳифоз - онваро ин як ҳунар бас,
Ки пеши кас нагӯяд ғайбати кас. Низомӣ

- ору номус, ҳамият, мурувват.

**Ҳифоза = Ҳифозат,** з - ниг. Ҳифоз; боздоштан аз корҳои нораво, зинҳордорӣ, паймонҷорӣ; ситр, парда.

**Ҳодис,** м, а - тоза, нав, навзод; оне, ки нав ба вуҷуд омадааст.

**Ҳодиса** (моҳ), з - ниг. Ҳодис; воқеа.

**Ҳодия** (бону, гул) , з - шакли навозишомезонаи Ҳодӣ.

**Ҳодӣ** (бек, бой, зода, қурбон, махмад, мурод, муҳаммад, назар, хон), м - аз Ҳоди ва п. м.

**Ҳодӣ,** м, а - ҳидояткунанда, нишондиҳандаи роҳи рост; пешво, роҳнамо, муршид:

Мухтасар он ки дар ин водӣ,
Аклу дилро нашуд касе ҳодӣ. Мушфиқӣ
Шунидам, ки ҳодии қудсипаём
Ҳамегуфт: Ҳои, сӯи айман хиром! Шоҳин

- аз номҳои муборакн Худои таоло.

**Ҳозиқ,** м, а - моҳир, некдон, комил, устоди комил дар фанне, ба хусус дар соҳаи тиб; тахаллуси шоири асри XIX - и тоҷик Ҷунайдулло-махдум:

Ҳозиқ, шакар чакад зи наи ҳомаат, магар,
Бинвиштаӣ ба ёди лаби он нигор хат? Ҳозиқ

**Ҳозиқа** (бону), з - ниг. Ҳозиқ.

**Ҳозил,** м, а - шӯхикунанда, ҳазлкунанда.

**Ҳозила,** з - муаннаси Ҳозил.

**Ҳозим,** м,а - доно, хушёр; дуранд еш, пешбин, оқил; ҳазмкунанда, гуворанда.

**Ҳозир** (иён, она; алй, бек, хон, шоҳ, ҷон - м;) - ҳузурдоранда, мавҷуд; омода, тайёр, муҳайё: Барои анҷуми авомир ҳозирам,
Ҳозир ба ҷанг бош, агар сулҳат орзуст. Зарбулмасал.

**Ҳоким** (алӣ, бек, бой, хон, хоҷа, ҷон, шоҳ), м, а - ҳукмкунанда; касе, ки

лаёқат ва ҳуқуқи ҳукмбарорӣ дорад; ҳакам, фармондеҳ, фармонфармо.
**Ҳокима** (бону, моҳ, нисо), з - ниг. Ҳоким.
**Ҳомид,** м, а - шукркунанда, ситоишгар; сипосгузор.
**Ҳомид** (алӣ, бек, бой, дин, хон, хоҷа, ҷон, шоҳ), м - аз Ҳомид ва п. м.
**Ҳомида,** з - ниг. Ҳомид.
**Ҳомия** (бибӣ, моҳ), з - шакли навозишомезонаи Ҳомӣ.
**Ҳомӣ,** м, а - муҳофиз, ҳимояткунанда, мудофеъ; пуштибон, нигаҳбон, парастор;
- мансуб ба Ҳом, яке аз писарони Нӯҳ.
**Ҳорис,** м, а - деҳқон, барзгар; посбон, нигоҳдоранда, муҳофиз; асад, шер.
**Ҳориса,** з - ниг. Ҳорис.
**Ҳорун** (бек, шоҳ), м - посбон, нигаҳдор; қосид, пайк; номи бародари Мӯсо пайғамбар:

Чун дасти Калим пои гулгунаш,
Ҳоруни вазир гашта ҳорунаш. Хоқонӣ

**Ҳорунаррашид,** м - халифаи панҷуми аббосӣ, ки солҳои 786 - 809 ҳукмронӣ **кардааст.**
**Ҳосил** (мурод, ҷон), м - баҳра, бор, самар, маҳсул; натиҷа; маҷ, мазмун, мундариҷа, маънӣ, хулоса; фоида, суд.
**Ҳосила,** з - ниг. Ҳосил.
**Ҳотам,** а- номи шахсе аз араб, ки дар саховат ва некӯкорӣ машҳур гардида аст ва ӯро бештар Ҳотами Той ва Ҳотами Тай гӯянд:

Ҳотами Той туӣ андар сахо,
Рустами Дастон туӣ андар набард.
Не ки Ҳотам нест бо ҷуди ту род ,
Не ки Рустам нест дар ҷанги ту мард. Рӯдакӣ

- ҳукмрон, омир, ҳоким, фармонфармо;
- зоғ.

**Ҳотам** (алӣ, бек, бой, қул, пеша, хон, хоҷа, ҷон, шоҳ, - м; бегим, бибӣ, гул - з) - аз Ҳотам ва п. м.
**Ҳотиф,** м, а - овоздиҳанда, нидокунанда:

Яке ҳотиф аз ғайб овоз дод,
Чӣ ромиш бари назди ромишгарон. Манучеҳрӣ

- ҳотифи ғайб - фариштае, ки аз ғайб хабар медиҳад:

Соқӣ, биё, ки ҳотифи ғайбам ба мужда гуфт,
Бо дард сабр кун, ки даво мефиристамат. Ҳофиз

**Ҳотифа,** з - ниг. Ҳотиф.
**Ҳофиз,** м, а - маъруф; ҳифзкунанда, нигаҳдоранда; азбардоранда, аз ёд (бар) кардан; нигаҳбон, посбон.
- Ҳафаза = Ҳофизин = Ҳуффоз - ҷ. Ҳофиз.
- касе, ки Қуръонро аз ёд медонад ва мехонад, қорӣ:

Ҳофизам дар маҷлисе, дурдикашам дар маҳфиле,
Бингар ин шӯхӣ, ки чун бо халқ санъат мекунам. Ҳофиз

- номи ҳокимони мусулмон; мутриб, сароянда;
- тахаллуси шоири маъруф Муҳаммад Шамсиддини Шерозӣ (с. с. 1320 - 1389).

**Ҳофиз** (алӣ, иддин, уллоҳ, хоча, чон, шоҳ), м - аз Ҳофиз ва п. м.

**Ҳофиза** (моҳ), з, а - қобилияти нигоҳ доштан ва аз нав тасаввур кардани тасаввуроти пештара; ёд, хотир.

**Ҳочар,** иб. - ҳиҷраткунанда, мусофир; номи зани Иброҳим пайғамбар.

**Ҳочат** (бегим, нисо, моҳ - з; уллоҳ - м), а - зарурат, ниёзмандӣ, эҳтиёҷ, хоҳиш, талаб, матлаб.

**Ҳочӣ** (аббос, аброр, акбар, алӣ, анвар, аҳмад, бой, боқӣ, бурҳон, валӣ, ваҳҳоб, зод, зода, икром, ислом, калон, камол, қурбон, латиф, малик, маҳмад, маҳмуд, мирзо, мурод, мухтор, муҳаммад, муҳиддин, набӣ, наврӯз, назар, ниёз, нӯъмон, раҳмат, раҳмон, сафар, сафо, сиддиқ, солеҳ, умар, усмон), м - аз Ҳочӣ ва п. м.

**Ҳочӣ** (бибӣ, гул, нисо, хон), з - аз Ҳочӣ ва п. м.

**Ҳочӣ,** м - ба зиёрати хонаи Каъба рафта, ҳаҷкарда; маҷ. бузургвор.

**Ҳочия,** з - шакли навозишомезонаи Ҳочӣ.

**Ҳошим,** м - реза; реза кунандаи нон, касе, ки дар ишкина (пиёба) нон реза мекунад; ширдӯш.
- номи бобокалон (падари бобо) - и Муҳаммад (с.а.с.), ки ниҳоят хушхулқ будаанд.

**Ҳошим** (алӣ, бек, бой, қул, хон, хоча, чон, шоҳ, чон), м - аз Ҳошим ва п. м.

**Ҳошима,** з - ниг. Ҳошим.

**Ҳошимӣ** - мансуб ба Ҳошим, ки бобокалони Абдуллоҳ ва падари Абдулмуталлиб ва писари Абдулманоф буд.

**Ҳошур,** м, а - ҳошия; аз санъатҳои наққошӣ.

**Ҳуб** (бинисо, бия, ой, ону, ура), з - аз Ҳуб(б) (дӯстӣ, дӯст; меҳр, муҳаббат) ва п. м. ниг. Ҳуборӣ.

**Ҳуборӣ = Ҳуборо = Ҳубара** - ҳуб, як навъ мурғи ёбой ба бузургии мурғобӣ.

Чу бози доно, к-ӯ гирад аз ҳуборӣ сар,
Ба гирди дунба нагардад, битарсад аз пихол. Зайнабӣ

**Ҳувайда** (моҳ), з - ниг. Ҳувайдо.

**Ҳувайдо** - пайдо, зоҳир, возеҳ, равшан, ошкор, аён:

Эй дидаи асрор ба дидори ту бино,
Хуршед дар анвори ту чун зарра ҳувайдо. Исмат

**Ҳувайдулло(ҳ),** м - аз Ҳувайдо ва Оллоҳ.

**Ҳудо,** а - ростӣ, роҳи рост; ҳидоят, раҳнамоӣ:

Ҷомӣ, раҳи ҳудо, ба худо, ғайри ишқ нест,
Гуфтем "вассалому ало тобеъ - ул - ҳудо". Ҷомӣ

**Ҳузур,** м, а - ҳозир шудан, будан; падид омадан, падид шудан, зуҳур; осудагӣ, осудахотирӣ, фароғат, осоиш.

**Ҳукм** - амр, фармон, фармоиш; қарор, фармуда.

**Ҳукм** (дор, раво, рон, уллоҳ, фармо), м - аз Ҳукм ва п. м.
**Ҳукмиддин,** м - бо амри дин; аз Ҳукм ва дин.
**Ҳукминисо,** з - аз Ҳукм ва Нисо.
**Ҳукмия** (бону, чон), з - шакли навозишомезонаи Ҳукм.
**Ҳукумат,** м - ҳукмронӣ, идоракунӣ, фармонравоӣ.
**Ҳулвон,** а - ато, мукофот, бахшиш, подош; муждагонӣ.
**Ҳумайра,** з - ниг. Ҳумайро.
**Ҳумайро,** з, а - шакли тасғир ва навозиши Ҳамро; лақаби Оиша - зани Муҳаммад (с.а.с.).

Боз дар бозомадан ошуфт ӯ,
Каллимини ё Ҳумайро! - гуфт ӯ. Аттор

**Ҳумайрон,** з - ниг. Ҳумайро.
**Ҳумо(й),** м - фархунда; уқоби устухонхор; мурғи шикорӣ, ки агар сояаш бар сари ҳар касе афтад, ӯ хушбахт ё ба давлат ва салтанат мерасад:

Ҳумой бар сари мурғон аз он шараф дорад,
Ки устухон хӯраду ҷонвар наёзорад. Саъдӣ

- хостаи Ҳумой; аз ривояти афсонавии эрониёни қадим Ҳумой ном мурғе будааст, ки вайро дар вақтҳои интихоби шоҳ сар медодаанд ва он ба сари касе нишинад ҳамон шахсро подшоҳ мехондаанд.
**Ҳумо** (бахт, ванд, гул, гун, дис, духт, на, осо, офар, як), з - аз Ҳумо ва п. м.
**Ҳумом,** м, а - калонтари қавм, марди бузургвор; шери дарранда; далер, ҷавонмард, қаҳрамон; пешво ё подшоҳи муаззам:

Ба Золи сипаҳбуд супурд он ҳумом,
Заминро бибӯсид дастони Сом. Фирдавсӣ

**Ҳумон,** з - меҳтари қавм, марди бузург; шакли кӯтоҳшудаи Ҳумоюн.
**Ҳумоюн,** м - муборак, хуҷаста, фархунда, хуш :

Мавсими наврӯз меояд, ҳумоюн фурсатест,
Ғам мабод онро, ки рӯи дил ба сӯи ишратест. Исмат

**Ҳумоюн** (бахт, фар) - хушбахт, некбахт:

Ман аввал бас ҳумоюнбахт будам,
Ки ҳам бо тоҷу ҳам бо тахт будам. Низомӣ

**Ҳумоюнфол,** м - Ниг. Ҳумоюнбахт.
**Ҳумоюншоҳ,** м - аз Ҳумоюн ва Шоҳ.
**Ҳунар** - қобилият, кордонӣ; устодӣ, маҳорат, фазл, фазилат; касб, пеша.
**Ҳунар** (дӯст, кеш, манд, санҷ, ҷӯ, ҷӯй, шинос, ҷон), м - аз Ҳунар ва п. м.
**Ҳунар** (бахш, намо, омӯз, парвар) - аз Ҳунар ва п. м.
**Ҳунарвар,** м - ҳунарманд, боистеъдод, пешвари моҳир:

Ба зери бори миннат кай ҳунарвар менихад гардан,
Начунбад Кӯҳкан, гар бар сари ӯ Бесутун афтад. Сайидо

**Ҳур,** а - зани бисёр хушрӯи ҷаннатӣ; зани сафедпӯсти шаҳлочашм:

Дар сар ҳаваси бутони чун ҳурам бод,
Дар даст ҳамора оби ангурам бод.

Гӯянд ба ман, ки зоидат тавба диҳад,
Гар ӯ диҳад, ман накунам, дурам бод! Хайём

- фаришта, парӣ:

Намедонам ё маҳӣ, ё офтоб,
Ё фаришта, ё парӣ, ё ҳури ин. Аз "Хористон".

**Ҳур** (алӣ, валӣ, замон, нажод, пайкар, рахш, рӯз, табиат, уллоҳ, фар, ҷон, шоҳ), м - аз Ҳур ва п. м.

**Ҳур** (ак, аш, бибӣ, бону, ванд, ваш, дод, доно, дӯст, зиё, зода, зодон, игул, илиқо, истон, ихон, қомат, манд, меҳр, нисо, подшоҳ, сиришт, табиат, тош, фар, чашм, чеҳр, чеҳра, ҷабин, шед), з - аз Ҳур ва п. м.

**Ҳур(р)** - озод, дар қайду банду ҳабс набуда.

**Ҳурзод** - киноя аз соҳибҷамол.

**Ҳуринисо,** з - аз Ҳур ва Нисо.

**Ҳурмат,** м - иззату эҳтиром, гиромӣ доштан; обрӯ; он чи ки ҳифзаш воҷиб аст.

**Ҳурмат** (дон, уллоҳ, хоҷа, ҷон, шоҳ), м - аз Ҳурмат ва п. м.

**Ҳурмат** (бибӣ, бону, гул, дон, нисо), з - аз Ҳурмат ва п. м.

**Ҳурлиқо,** з - зан ё духтари ҳурчеҳра; маҷ. хушрӯ, зебо.

**Ҳурмуз,** м - Оҳуромаздо, худои некӣ дар дини зардуштиён; рӯзи аввали ҳар моҳи шамсӣ; сайёраи Муштарӣ (Юпитер); номи подшоҳе дар "Шоҳномаи" Фирдавсӣ; номи писари Нӯшервон, падари Хусрави Парвиз.

**Ҳурмузд (ёр),** м - ниг. Ҳурмуз.

**Ҳурнажод** - ниг. Ҳурзод.

**Ҳурон,** з- аз қабили Ҳурҳо; ҷамъи Ҳур.

**Ҳурпайкар,** з - зебо, зебопайкар, ҳурқомат:

Суоли шоҳ шуд қанди муқаррар,
Чунин гуфташ ҷавоб он ҳурпайкар. Ҳозиқ

**Ҳуррия,** з - зани сафедпӯст; шакли навозишонаи Ҳур.

**Ҳуррият,** а - озодӣ.

**Ҳуруш,** з - зебо монанди Ҳур; асли Ҳурваш аст.

**Ҳусайн,** м, а - шакли дурусти номи Имом Ҳусайн, набераи Муҳаммад (с.а.с.), писари Алӣ.

**Ҳусайн** ( алӣ, дод, мурод, ниёз, ҷон), м - аз Ҳусайн ва п. м.

**Ҳусейн,** м - ниг. Ҳусайн.

**Ҳусейн** (алӣ, бой, зода, хоҷа, ҷон), м - аз Ҳусейн ва п. м.

**Ҳусн** - хушрӯӣ, зебоӣ, ҷамол.

**Ҳусн** (афрӯз, бар, бахш, бегим, бон, бону, гул, дор, дора, ибону, игул, ида, инисо, иолам, иҷамол, иҷаҳон, нигор, обод, овар, ора, оро, хез - з; дӯст, хез, шоҳ - м) - аз Ҳусн ва п. м.

**Ҳуснибегим,** з - аз Ҳуснӣ ва Бегим.

**Ҳусниддин,** м - аз Ҳусн ва дин.

**Ҳусния** (бону, гул, моҳ), з - шакли навозишомезонаи Ҳусн.

**Ҳуснниябону,** з - аз Ҳусния ва Бону; маҷ. зебо, нозанин.
**Ҳуснӣ,** з - мансуб ба Ҳусн.
**Ҳусом,** м - шамшери тез.
**Ҳусомиддин = Ҳусомуддин,** м- шамшери дин.
**Ҳуш** (бар, вар, вод, дев, дор, ёд, ёр, ёрдил, каё, мар, ойин, он), м - аз Ҳуш - зиракӣ, ақл, шуур, идрок; ҷон, рух) ва п. м.
**Ҳуш** (бар, бом, дор, ой), з - аз Ҳуш ва п. м.
**Ҳушманд** - боҳуш, зирак; оқил; хирадманд:

Роҳати худ чун нигарад ҳушманд,
Ранҷи маро боз шиносад ки чанд. Хисрави Деҳлавӣ

**Ҳушрабо,** з - рабояндаи ақлу ҳуш; киноя аз бисёр зебо; фиребо.
**Ҳушёр** (хон), м - боҳуш, зирак, бофаросат, боақл, доно.
**Ҳушёрдил,** м - дилогоҳ, бедордил.

## Ч

**Чакан,** з - пироҳани гулдӯзӣ шуда.
**Чаковак,** з - паррандаи хурди ҳалолгӯшти хушовоз, ки ҳамчун худҳуд тоҷдор аст, сӯфитӯрғай, ба арабӣ - куббара:

То чаковак баст мусиқор бар минқори хеш,
Арғануи басбаст булбул бар дарахти арғавон. Муиззӣ

- маҷ. овоз ва оҳанги хушу форам:

Наво гар навои чаковак бувад,
Чу душман занад тир новак бувад. Низомӣ

- чӯли низ гӯянд.
**Чакук** - шакли кӯтоҳшудаи Чаковак:

Агар бозӣ, андар чакук кам нигар,
В-агар бошай, сӯи баттон мапар. Абӯшакури Балхӣ

**Чаман,** з - замини сабзу хуррам, маҳалли чамидан ва хиромидан, гулзор, сабзазор; сайргоҳ; боғу бӯстон.

Муроди мардум аз боғу чаман сарв асту гул дидан,
Тамошои қаду наззораи рӯи ту бас бошад маро. Мушфиқӣ

**Чаман** (бибӣ, бону, гул, духт, зеб, зод, зор, моҳ, ой, пардоз, перо, пиро, саро, симо, табъ, тироз), з - аз Чаман ва п. м.
**Чаманафрӯз = Чаманфурӯз,** з - киноя аз гули тоҷи хурӯс:

Рухсораи боғи дилфурӯзаш,
Хуш ғолия аз чаманфурӯзаш. Мӯҳсини Таъсир

**Чаманоро,** з - зинатдиҳандаи чаман, чаманперой:

Чӣ варақҳо, ки куҳан кард ба дафтар гули сурх,
То биёмӯхт зи рӯят чаманороиро. Камоли Хуҷандӣ

**Чаманперой,** з - боғбон, гулбон; ниг. Чаманоро:

Чаманперои боғи ин ҳикоят,
Чунин кард аз куҳан пирон ривоят. Ҷомӣ

**Чанор = Чинор** (бегим, гул, мох, ой - з), м - дарахти бузурги баланд ва дарозумр, ки баргҳояш панҷамонанд ва чӯбаш сахт аст; маҷ. дарозумр, солиму бақувват.

**Чаргар,** м - ҳофиз, сурудхон, муғаннӣ, хунёгар:

Ҳамеша душмани ту сӯхта, ту сохта базм,
Ба базми сохта руд охта ду сад чаргар. Аз "Луғати фурс"

**Чароғ = Чироғ,** м- нур, рушноӣ, рӯшноӣ диҳанда; киноя аз Офтоб; маҷ. фарзанд: Гашт гар гирди сараш парвонавор,
То нагирёнад чароғаш дар диёр. Неъматхони Олӣ

**Чароғ** (абдол, афрӯз, муҳаммад), м - аз Чароғ ва п. м.

**Чароғалӣ,** м - аз Чароғ ва Алӣ.

**Чароғафрӯз,** з - чароғ даргиронанда; маҷ. равшанидиҳанда, равшанибахш.

**Чашм** (агул, ак, андоз, асор, сор, рас, пахло, шӯх), з - аз Чашм ва п. м.

**Чашма,** з - ҷои ҷӯшидани об аз зери замин ва равон шудани он; маҷ. манбаъ, маъхаз, ҷои пайдоиши чизе, сарчашма; чашм, чашмак, шикоф ва сӯрохи чизе.

**Чевар(ой),** з - моҳир, чолок.

**Чевачин,** м - таҳрифи мевачин, мева чева -- чевачин.

**Чер = Чир,** м - ғолиб, музаффар, шуҷоъ, фирӯз; муставлӣ; забардаст:

Чу бар ақли доно шавад ишқ чер,
Ҳамон панҷаи оҳанинасту шер. Саъдӣ

**Чера = Чира,** з - ниг. Чер

**Черадаст = Чирадаст,** м - забардаст, ғолиб; моҳир

**Черадил = Чирадил,** м - шуҷоъ, далер:

Ба Эронзамин боз карданд рӯй,
Ҳама чирадил гаштаву рамзҷӯй. Дақиқӣ

**Чеҳр** - зот, нажод; рӯй, талъат; симо, сурат; нақш; чеҳра:

Моҳ чун чеҳраи зебои ту нест,
Мушк чун зулфи дилорои ту нест. Анварӣ

- манзара, намуд:

Чеҳраи боғ зи наққоши баҳор
Ба нақӯи чу нигористон аст. Анварӣ

- маҷ. дидор:

Дилу ҷону ҳушам пур аз меҳри ӯст,
Шабу рӯзам андешаи чеҳри ӯст. Фирдавсӣ

**Чеҳр** (агул, ак, акушо, аоро, биҳишт, зод, мину, об, озар, она, онахон, оро, ором), з - аз Чеҳр ва п. м..

**Чеҳр** (барзин, бурзин, гушнасп, оз, озар, фар, фурӯз, ҷон), м - аз Чеҳр ва п. м.

**Чеҳра,** (хон), з - ниг. Чеҳр.

**Чеҳраафрӯз,** з - нурпош, равшанидиҳанда.

**Чеҳрозод,** з - чеҳраи озода, чеҳраи зебо; аз зоти наҷиб, хуб;
- номи Ҳумо - духтари Баҳман - писари Исфандиёр - бародари Дороб

**Чеҳрон,** м - ҷамъи Чеҳр.
**Чилла = Чила** - мудати чил рӯз, **ки** дар он ин ё он кас дар ҳуҷраи масчид (ибодатгоҳ, хонақоҳ, чиллагоҳ) мегузаронад.
- зеҳи камон, ресмони камон;
- чиллаи зимистон, мавриди хунукиҳои зиёдтарин ва чиллаи тибистон, мавриди гармиҳои зиёдтарин.
**Чиллабегим,** з - аз Чилла ва Бегим.
**Чиллабек,** м - аз Чилла ва Бек (дар чиллаи зимистон таваллудшуда).
**Чиллахон,** м - аз Чилла ва Хон; ниг. Чиллабек.
**Чиндагул,** з - гулдаста; гули интихобкардашуда.
**Чинигул,** з - гули Чинӣ (Хитой); гули фахфурӣ, ниг. Фахфур.
**Чини** (бибӣ, моҳ, симо, хол, хон, чабин), з - аз **Чинӣва** п. м.
**Чиниҷамол,** з - зебо.
**Чинол,** м - ниг. Чанор.
**Чира** - ниг. Чера.
**Чира** (бахт, даст, дил, забон, сухан) - аз **Чира** ва п. м.
**Чобук,** м - чусту чолок, чаққон, зудкор; тезу тунд, босуръат.
- моҳир, усто, кордон:
Ҳариф ар ба шатранҷ шуд чирадаст*,
Ба бозандаи чобук орад шикаст. Хисрави Деҳлавӣ
* чирадаст - ниг. Черадаст.
**Чобукандеш** - зирак, тезфаҳм, ҳушёр, бозаковат:
Дар ҳама кор он ҳунарпеша,
Чорагар буду чобукандеша. Низомӣ
**Чобукдаст,** м - моҳир; ниг. Чобук.
**Чобукрикеб** - ниг. Чобукрикоб.
**Чобукрикоб** - чобуксавор, савори моҳир, савори чусту чолок.
**Чобукмоҳ,** з - аз Чобук ва Моҳ.
**Чобуксавор** - ниг. Чобукрикеб; кинояи аз маъшука, дӯстдор.
**Чобуксаро(й)** - бо маҳорат сароянда, фасеҳбаён, хушсухан:
Биёр, эй сухангӯи чобуксарой,
Бисоти суханро якояк ба ҷой. Низомӣ
**Чолок,** м - чобук, чуст, чаққон; маҷ, ороста, базеб, зебанда; маҷ, зирак, ҳушёр; ақли чолок - зеҳни тез, ақли гиро:
Валекин кай гузорат ақли чолок,
Ки баҳри насия нақдеро кунам хок? Хисрави Деҳлавӣ
**Чолоктабъ,** м - моҳир.
**Чора** - илоҷ, тадбир, гузир:
Зиндагӣ бар гардан афтодаст, Бедил, чора чист,
Шод бояд зистан, ношод бояд зистан. Бедил
**Чора** (бин, гар, гӯ, дон, ҷӯ, сигол,) - аз Чора ва п. м.
**Чора** (дӯст, соз, ҷӯ, ҷӯй), м - аз Чора ва п. м.

**Чоргул,** з - маҷ. гулдаста.
**Чорёр,** м - чаҳор ёри зоҳид (порсо); Абӯбакр, Умар, Усмон ва Ҳайдар.
**Чуст,** м - чобук, чолок, чаққон; моҳир:

Қаламзан чобуке, сураттаре чуст,
Ки бе килк аз хаёлаш нақш меруст. Низомӣ

- зуд, тез: Парешон куи имрӯз ганҷина чуст,
Ки фардо калидаш на дар дасти туст. Саъдӣ

- танг ва маҳкам; маҳкаму матин:

Баргузидам ба хона танҳой,
Аз ҳама кас дарам бибастам чуст. Шаҳид

- зебо, мувофиқ, муносиб, сазовор:

Кори он ишрат зи ту андар наёфт,
З-он ки ту чусту баандом омадӣ. Анварӣ

**Чусталӣ,** м - аз Чуст ва Алӣ.
**Чӯпон,** м - шубон, шубон, нигаҳбон, (посбон) - и рама, галабон.
**Чӯпоной,** з - ниг. Чӯпон.

## Ҷ

**Ҷабин** (моҳ), з, а - пешонӣ, ҷабҳа, носия; маҷ. рӯй, сатҳ.
**Ҷаббор** (хон), м, а - соҳиби тавоноӣ ва қудрат; қоҳир, мусаллат; мутакаббир; подшоҳи мустабид; - яке аз номҳои Худои таоло.
**Ҷабҳа = Ҷабҳат** - пешонӣ, ҷабин.
**Ҷаввол,** м, а - ҷавлонкунанда; маҷ. ҷаҳанда; сайр, ҳаракаткунанда, даврзананда.
**Ҷаввола,** з, а - ниг. Ҷаввол; печ хӯрда ба ҳаво ҷаҳидани оташ:

Баски бе лаълаш шаробам оташи ҳал кардааст,
Шӯълаи ҷаввола донам гардиши паймонаро. Шавкат

**Ҷавдат,** м, а - некӣ, хубӣ, неку шудан; фазилат, бартарӣ; сифат(некӣ).
**Ҷавзо,** а - номи бурҷест аз дувоздаҳ бурҷи фалакӣ, ки Офтоб 23 - ӯми май ба он дохил мешавад; ин бурҷ ба шакли ду кӯдаки тавъами пушт ба пушт тасвир меёбад, дупайкар:

Гирифт оташи хашм дар вай азим,
Сараш хост кардан чу Ҷавзо ду ним. Саъдӣ

**Ҷавлон,** з, а - рафтори хиромон, хиромон рафтан, ҷилвакунон рафтан:

Омаду дар пеши ман аз ноз ҷавлон карду рафт,
Қасри бунёди диламро сахт вайрон карду рафт. Туғрал

**Ҷавлон** (вар, гар) - ҷавлонкунанда, хиромонрафтор; ниг. Ҷавлон.
**Ҷавлон** (бибӣ, бону, моҳ,ҷон), з - аз Ҷавлон ва п. м.
**Ҷавлона,** з - ниг. Ҷавлон.
**Ҷаво,** а - шавқу ҳаво, ишқу ҳавас, эҳтирос; ҷафо:

Дил ҷаво нарҳад ба боғи нӯҳ фалак,
К - офтоберо харидор омадаст. Хоқонӣ

**Ҷавод** (бек, бой, дод, дода, зод, зода, мард), м, а - кушодадил; саховатманд; бисёр бахшанда; ҷавонмард; сахӣ; яке аз номҳои сифатии Худои таоло.

**Ҷавозиб,** м - ҷ. Ҷозиб; ниг. Ҷозиб.

**Ҷавоиз,** м, а - ҷ. ҷоиза - инъом, сила, мукофот; подош.

**Ҷавон,** м - одаме, ки ба ҳадди миёнаи умри табиии худ ҳанӯз нарасидааст.

**Ҷавон** (бек, давлат, дод, мард, писар, рой, шер), м - аз Ҷавон ва п. м.

**Ҷавонбахт** - хушбахт, некбахт:

Ҷавонбахт пирони бисёрдон,
Ҳама кордида, ҳама кордон. Ҳотифӣ

**Ҷавоҳир** - ҷ. Ҷавҳар - шакли арабишудаи Гавҳар:

Яке аърозу он дигар ҷавоҳир,
Чунин гуфтанд устодони моҳир. Носири Хисрав

**Ҷавоҳир** (бек, бой, ҷон, шоҳ), м - аз Ҷавоҳир ва п. м.

**Ҷавҳар** - шакли арабишудаи Гавҳар.

**Ҷавҳара,** з - як дона ҷавҳар; ниг. Ҷавҳар.

**Ҷавҳар** (алӣ, бахт, бахш, бек, бой, дод, дор, иддин, изода, мурод, хон, шинос, шоҳ), м - аз Ҷавҳар ва п. м.

**Ҷавҳар** (бегим, бибӣ, бону, ваш, гул, гун, гуна, дод, дода, дон, дор, дӯст, ёб, ёр, зеб, зод, зода, ин, ина, ия, ият, ком, кон, маҳ, меҳр, моҳ, моя, намо, нигор, ноз, ном, овар, ово, огин, ой, он, она, ораз, орзу, оро, осо, пазир, пок, пора, пош, пӯш, рез, роз, руста,рух, рӯй, сон, соф, тоб, файз, фом, фузун, фурӯғ, хез, хирад, хоҳ, хуш, ҳавас, ҳаёт, ҳусн, чеҳра, чабин, ҷӯ, шед, шинос), з - аз Ҷавҳар ва п. м.

**Ҷавҳарӣ,** м - шакли арабигаштаи Гавҳарӣ; мансуб ба ҷавҳар; ниг. Гавҳарин.

**Ҷавҳароро,** з - ниг. Гавҳароро.

**Ҷавшан,** м - навъе аз либоси ҷангӣ, ки бо тӯри фӯлодин бофта шуда, аз зери либос пӯшида мешавад:

Дониш андар дил чароғи равшан аст,
В-аз ҳама бад бар тани ту ҷавшан аст. Рӯдакӣ

**Ҷавшан** (алӣ, бек, бой, дор - м; бибӣ. бону, гул - з) - аз Ҷавшан ва п. м.

**Ҷадид,** м, а - нав, тоза .

**Ҷадида** (гул), з - ниг. Ҷадид.

**Ҷадир,** м, а - шоён, сазовор, лоиқ:

Пирро гуфтам аз сари таҳқиқ,
Эй туро мулку дин ҷадиру ҳақиқ. Саноӣ

**Ҷадира,** з - девори гирду атроф; ниг. Ҷадир.

**Ҷазбия,** з - шакли навозишонаи Ҷаззоб.

**Ҷаззоб** - ниг. Ҷозиб.

**Ҷаззоба,** з - ниг. Ҷаззоб.

**Ҷазил,** м, а - бисёр, фаровон; бузург; маҳкам, устувор, дуруст.

**Ҷазила** (бибӣ, бону, гул, моҳ), з - ниг. Ҷазил.
**Ҷайид,** м, а - некӯ, хуб, сара.
**Ҷайида,** з - ниг. Ҷайид.
**Ҷайида** (абрӯ, асл, атр, афзо, бахт, бахш, бех, бону, васф, ваш, ганҷ, гул, гун, гуна, гоя, дода, ёд, ёр, завқ, зеб, зеҳн, зод, лафз, лутф, меҳр, моя, орзу, оро, рамз, роз, саф, таб, тоб, фазо, фузун, хоҳ, ҳавас, ҳусн, ҷӯ), з - аз Ҷайида ва п. м.
**Ҷайҳун,** м - номи қадимии дарёи Ому.
**Ҷалил,** м, а - бузург, азим; боазамат; боҳашамат; бошукӯҳ; аз номҳои Худои таоло.
**Ҷалила** (бону, гул, моҳ), з - ниг. Ҷалил.
**Ҷалият,** а - равшанӣ, возеҳӣ, ошкорӣ.
**Ҷалодат,** а - қувват, ғайрат, чобукӣ ва чустӣ; далерӣ ва шуҷоат.
**Ҷалол,** м, а - бузургӣ, тавоной; ҳашамат; азамат, шукӯҳ.
**Ҷалолат,** а - бузургӣ, бузургворӣ, азамат, шукӯҳ:

Ин ҷӣ ҷоҳ асту ҷалолат, ки туроет,
В - ин ҷӣ туғёни залолат, ки туроет? Ҷомӣ

**Ҷалолат** (асл, афзо, афзун, бақо, бахт, бахш, бех, бин, бону, ваш, гун, оро, тоб, ҷӯ), з - аз Ҷалолат ва п. м.
**Ҷалолиддин,** м - шукӯҳи дин.
**Ҷам**(м), а - фаровонӣ; сершуморӣ; маҷ, гурӯҳ. Ҷамъ низ навишта мешавад.
**Ҷам** (ҳарӣ, хур, чеҳр, шод, шоеб - м; чеҳра - з) - аз Ҷам ва п. м.
**Ҷамил,** м, а - соҳибҷамол, ҳушрӯ, зебо; хубсурат, некӯ, писандида, бахайр.
**Ҷамил** (бой, дод, зода, хоҷа, ҷон, шоҳ), м - аз Ҷамил ва п. м.
**Ҷамила** (бону, гул, моҳ, хон), з - ниг. Ҷамил; зан ё духтари зебо ва соҳибҷамол: Даст аз олудадоманон мешуст,

Покдоман ҷамилае меҷуст, Низомӣ

**Ҷамол** (бек, бой, хон, хоҷа - м; бегим, бибӣ, бону, гул, гуна, дӯст, ёб, ёд, ёр, завқ, маҳ, меҳр, ноз, оро, пок, соф, тоб, фурӯғ, хуш, ҷӯ - з), а - хушрӯӣ, зебоӣ, ҳусн; камолот, мукаммалӣ ; шутур.
**Ҷамолиддин = Ҷамолуддин,** м - камолоти дин, мукаммалии дин.
**Ҷамра,** з, а - оташпора, лахча, ахгар:

Фалак тафсида миҷмар кард пинҳон дар тахи домаи,
Нишастам аз тафи он сад ҳазорон ҷамра бар зъло"

**Ҷамра** (бону, гул, зеб), з - аз Ҷамра ва п. м.
**Ҷамшед,** м - хирадманд; номи подшоҳ; аз Ҷам ва Хуршед; персонажи асотиру ривоятҳои қадимии ҳиндуэронӣ ва "Шоҳнома"- и Фирдавсӣ; - писари Таҳмурис - чаҳорумин подшоҳи Пешдодӣ. Бинобар достони Шоҳнома ҳафтсад сол салтанат кард ва ҷашни бостонии "Наврӯз"- ро бунёд ниҳод ва расму оинҳое баркарор сохт; Ҷам ё Ҷамшосп низ мегӯянд
**Ҷамшед** (алӣ, бой, хоҷа, ҷон, шоҳ), м - аз Ҷамшед ва п. м.
**Ҷамшедмалик,** м - аз Ҷамшед ва Малик.

**Ҷампер,** м - аз Ҷам ва Шер.

**Ҷангвар,** м - марди ҷангӣ, мубориз, шуҷоъ:

Ту ҳам ҷангвар бош, чун кина хост,
Ки бо кина дар меҳрубонӣ хатост. Саъдӣ

**Ҷангӣ,** м - мансуб ба ҷанг; ҷангвар, ҷанговар.

**Ҷаннат,** а - бӯстон, боғу бӯстони сердарахт; биҳишт; ниг. Биҳишт:

Ҳар пуштаи дилкушою дар ин аср,
Ҳам гулшани ҷаннат асту ҳам қаср. Ҳилолӣ

**Ҷаннат** (бегим, бибӣ, бону, моҳ, нисо, ой, осо, пазир, фазо, файз, фар, физо, фом, фузун, фурӯғ, хоҳ), з - аз **Ҷаннат** ва п. м.

**Ҷаннат** (уллоҳ, ҷон, шоҳ), м - аз Ҷаннат ва Шоҳ.

**Ҷаннатоpo,** з - ороишдиҳандаи Ҷаннат.

**Ҷанобил,** м - аз ҷуноба, яъне бачаҳое, ки дугоник аз як шикам зоида мешаванд.

**Ҷасим,** м, а - калонҷусса; маҷ. бузург, азим.

**Ҷасмин,** з - ниг. Ёсуман; жасмин.

**Ҷасорат** (бону), а - ҷасурӣ, далерӣ, шуҷоат.

**Ҷасур** (алӣ, бек, бой, манд, хон, хоҷа, ҷон, шод, шоҳ), м - ҷасорат, далер, шуҷоат, боғайрат, боирода; нотарс; густох, бебок.

**Ҷасура** (бибӣ, бону), з - ниг. Ҷасур.

**Ҷаҳд** (гар, бор, варз, дор), м - аз ҷаҳд (саъй, кӯшиш, ғайрат) ва п. м.

**Ҷаҳдия** (бону, гул), з - шакли навозишонаи Ҷаҳд.

**Ҷаҳон,** м - олам, дунё, гетӣ; кайҳон; кураи Замин.

**Ҷаҳон** (алӣ, бахт, бахш, бек, бой, гашт, гашта, дида, дод, дон, иддин, кушо, навард, озмуда, паймо, паҳлавон, рӯй, солор, сӯз, тоб, фар, ҷӯ, ҷӯй, шинос, шумул), м - аз Ҷаҳон ва п. м.

**Ҷаҳон** (бахт, бахш, бибӣ, бон, бону, ванд, гул, дида, духт, кушо, намо, ноз, паймо, тоб, фар, ҷӯй), з - аз **Ҷаҳон** ва п. м.

**Ҷаҳонафрӯз** - аз Ҷаҳон ва Афрӯз.

**Ҷаҳонбин** - бинандаи ҷаҳон, ҳамабин, басир; маҷ. чашм, дида:

Дидани рӯи туро дидаи ҷонбин бояд,
В-ин куҷо мартабаи чашми ҷаҳонбини ман аст. Ҳофиз

**Ҷаҳонбон,** м - нигоҳбони ҷаҳон; кинояз подшоҳ; кинояз Худо:

Тиҳидаст ғам баҳри нони хӯрад,
Ҷаҳонбон ба қадри ҷаҳоне хӯрад. Саъдӣ

**Ҷаҳонгард** - ҷаҳонпаймо, он кӣ сафари мамлакатҳои гуногун мекунад; сайёҳ.

**Ҷаҳонгир,** м - гирандаи ҷаҳон, подшоҳе, ки кишварҳои бузург бигирад, касе ки шӯҳраташ ба ҳама нуқоти ҷаҳон бирасад; ниг. Оламгир.

**Ҷаҳон** (бегим, бибӣ, бону, гул), з - аз Ҷаҳон ва п. м.

**Ҷаҳондор,** м - кинояз подшоҳ калон; кинояз Худо; идора кардани ҷаҳон.

**Ҷаҳондодор,** м - кинояз Худо. Сари бадхоҳи ту дар ҷанбарат бод,
Ҷаҳондодори гетӣ ёварат бод. Низомӣ

**Ҷаҳонзеб** - ороиши дунё, оламоро, зеби кайҳон.
**Ҷаҳоннамо,** з - намоишдиҳандаи Ҷаҳон; ниг. Ҷоми Ҷам.
**Ҷаҳоноро(й),** з - ородиҳандаи ҷаҳон, зебдиҳандаи дунё; зеби ҷаҳон, зебо.
**Ҷаҳонофарин,** - офаринандаи дунё; кинояи аз Худо:

Басо офарин аз ҷаҳонофарин
Бихонду бимолид рух бар замин. Фирдавсӣ

**Ҷаҳонсоз,** м - ҳокими бузург(тавоно); созандаи Ҷаҳон; киноя аз Худо.
**Ҷаҳоншед,** м - тақлид ба Ҷамшед; Хуршеди Ҷаҳон.
**Ҷаҳоншер,** м - аз Ҷаҳон ва Шер.
**Ҷаҳоншоҳ,** м - шоҳи ҷаҳон, шоҳи олам, шоҳи бузург.
**Ҷашн** - ид: Яке ҷашн кард он шабу бода хӯрд,
Сада номи он ҷашни фархунда кард. Фирдавсӣ
- базм, маҷлиси шодӣ; тӯю сур; зиёфат, меҳмондорӣ.
**Ҷашн** (бону, вора, ия, оро, пазир, фазо, фузун), з - аз Ҷашн ва п. м.
**Ҷаъфар(й),** м - холис; мансуб ба Ҷаъфар, ки номи кимиёгари машҳури форсу тоҷик - Ҷаъфар ибни Хайён буд (дар наздикии Тус таваллуд шудааст);
- гиёҳи хӯрдани, ки монанди шибит аст; гули зарди хушбӯй;
- ҷӯй, наҳр [10];
- шутури сершир.
**Ҷаъфар** (алӣ, бек, бой, иддин, мирзо, содиқ, хон, хоҷа, ҷон, шоҳ - м; бону - з)- аз Ҷаъфар ва п. м.
**Ҷилва** (гар, намо), з - аз ҷилва (намоиш, ҳаракати хуш дар хиромон рафтани маъшуқа) ва п. м.
**Ҷило** (бахш, дода) - аз ҷило (дурахш, тобиш, барқ; сайқал; равшанӣ; маҷ. шукӯҳ, дабдаба, ҳашамат, шавкат) ва п. м.
**Ҷило** (вар, гар, дор), м - аз ҷило ва п. м.
**Ҷинон,** а - ҷ. Ҷаннат.
**Ҷобир** (бек, бой, шоҳ), м, а - аз Ҷобир ва п. м. - шикастабанд, табиби шикастабанд: Чун шикастадил шуди аз ҳоли хеш,
Ҷобири шикастагон дидӣ ба пеш. Румӣ
- ҷабркунанда, ситамгор, золим.
**Ҷобира,** з - ниг. Ҷобир.
**Ҷобул,** м - Ҷобулсо ва Ҷобулқо - кинояи аз шаҳрҳои хаёлӣ, ки гӯё дар мағриб ва машриқ мебошанд. Ҷобулқо шаҳрест дар муқобили Ҷобулсо
**Ҷовид** (абрӯ, адл, азм, ақл, амал, амн, амния, анбар, асл, ато, афрӯз, ахгар, аҳд, бар, барг, баҳо, беҳ, бибӣ, бин, бону, бун, буна, бунёд, вақт, ванд, вар, васф, ваш, вор, вора, ганҷ, гар, гор, гул, гун, гуна, ғазал, ғоя, дид, дода, оро, ёб, ёвар, ёд, ёр, забон, завқ, зеб, зӯр, ид, ия, қанд, маҳ, меҳр, мон, моҳ, моя, мужда, наво, намо, нек, нигор, ноз, обрӯ, овар, ово, рав, рамз, ранг, раста, рахш, роз, руста, рӯз, рӯй, сабз, сарв, саф, сон, соф, табъ, тоб, умр, фазо, файз, фар, физо, фом, фузун, фурӯғ, хайр, ханд,

хирад, хон, хох, хуш, ҳавас, ҳаёт, ҳусн, чаман, чеҳра, шева, шед, шод), з - аз Ҷовид ва п. м.

**Ҷовид** (бек, бой, ҷон, шоҳ), м - абадӣ, доимӣ, ҳамеша.

**Ҷовид** (ақдом, арда, арҷ, афзо, афзун, бахт, бахш, буёд, давр, дил, дин, дод, дон, дӯст, замон, зеҳн, зод, иқбол, илм, ком, кон, қадр, лафз, лутф, мавҷ, манд, ном) - аз Ҷовид ва п. м.

**Ҷовидном,** м - он кӣ номаш доим зинда монад, некном.

**Ҷовидон** - ниг. Ҷовид.

**Ҷовидон** (арҷ, афзо, бахт, бахш, дил, иқбол, илм, й, ком) - аз Ҷовидон ва п. м.

**Ҷовидон** (абрӯ, азм, ақл, амн, арда, асл, афрӯз, ахгар, ахтар, аҳд, бин, бону, васф, гул, гуна, гоя, давр, диц, дода, дӯст, ёд, завқ, зеб, зеҳн, зод, ид, ия, кон, қадр, лафз, лутф, меҳр, моя, мужда, намо, ноз, ком, овар, ово, ораз, оро, осо, пок, рас, руста, рух, рӯй, сабз, сарв, соф, тоб, умр, фазо, файз, хирад, ҳусн), з - аз Ҷовидон ва п. м.

**Ҷовидона,** з - ниг. Ҷовидон.

**Ҷодубаён** - сеҳрбаён; маҷ. фасеҳбаён, шевазабон:

Бар онам, ки чун парда холӣ кунам,
Дар ин парда ҷодухаёлӣ кунам,
Диламро ба зинҳор зеҳ барзадӣ,
Ба ҷодубаёнӣ гиреҳ барзадӣ. Низомӣ

**Ҷодусухан,** м - оне, ки суханаш дилрабо, мафтункунанда ва монанди сеҳру ҷоду таъсирбахш аст:

Ҳар чӣ вуҷуд аст зи нав ё куҳан,
Фитна шавад бар мани ҷодусухан. Низомӣ

**Ҷозиб** (баён, меҳр, сухан), м, а - ҷазбкунанда; ба сӯи худ кашанда, ҷаззоб.

То нагӯй, ки ин-т толиби сим,
Каҳрабо низ ҷозиби коҳ аст. Анварӣ

**Ҷозиба** (гул, дор), з - ниг. Ҷозиб; ҷазбкунандагӣ, кашиш, қувваи кашанда(ба сӯи худ): "Яке он аст, ки ҳар чӣ шоистаи ӯ бувад, бад-ӯ мекашад ва ӯро ҷозиба хонанд". Низомии Арӯзӣ

**Ҷозим,** м, а - ҷазмкунанда, азми устувор ва қатъӣ кунанда, қарори қатъи кунанда.

**Ҷозима,** з - ниг. Ҷозим.

**Ҷоил,** м, а - созанда, ба вуҷуд оваранда.

**Ҷоила,** з - сохта, ҷаълӣ; ниг. Ҷоил.

**Ҷолиб,** м - ҷозиб, дилчасп, ҷалбкунанда; ситорагарм.

**Ҷолиба** (азм, ақл, асл, бону, гул, гуна), з - аз Ҷолиба ва п. м.

**Ҷом** - зодгоҳи Абдураҳмони Ҷомӣ; қадаҳ, пиёлаи майхӯрӣ.

**Ҷомеъ,** м, а - ҷамъкунандаи пароканадаҳо; аз номҳои Худои таоло.

**Ҷоми Ҷам,** м - пиёлаи афсонавии Ҷамшед, ки гӯё аз даруни он тамоми ҷаҳон менамудааст; киноя аз ҷоми май:

Оинаи Сикандар ҷоми Ҷам аст, бингар,
То бар ту арза дорад аҳволи мулки доро. Ҳофиз

- чоми фаровонӣ.
**Чомибек,** м - аз Чомӣ ва Бек.
**Чомия,** з - шакли навозишонаи Чомӣ
**Чомӣ,** м - мансуб ба чом - қадаҳ, пиёлаи май; ниг. Чоми Чам; ҳамагонӣ, пурра, пур, мукаммалшуда,камолёфта; мансуб ба Чом, зодгоҳ ва тахаллуси шоир ва мутафаккири маъруфи тоҷик Абдураҳмони Чомӣ.
**Чоммаҳмад,** м - аз Чом ва Муҳаммад.
**Чомшод,** м - аз Чом ва Шод.
**Чон,** м - рӯҳ, равон; чизи маҳсус, ки ба ақидаи яктопарастон дар бадан мебошад. Инсон ва умуман ҳама махлуқи зинда бо он зиндааст ва ҳаргоҳ, ки он аз тан барояд, зиндагӣ ба охир мерасад; маҷ. зиндагӣ, ҳаёт;
- кинояи аз қуввату дармон, қувваю мадор;
- кинояи аз маҳбуб, маъшуқа;
- нафси аммора, рӯҳи шаҳвонӣ; чиноятткор.
**Чон** (алӣ, бобо, боз, вафо, висор, голӣ, дароз, дор, дӯст, ёр, қобил, қувват, маҳмад, муҳаммад, меҳр, мирзо, мурод, назар, одил, офарин, очон, парвар, пӯлод, саид, содиқ, султон, уллоҳ, фазо, фидо, физо, фирӯз, фурӯғ, фурӯз, шоҳ), м - аз Чон ва п. м.
**Чон** (афзой, афрӯз, афрӯза, бахт, бахш, бибӣ, бин, бону, меҳр, меҳра, меҳрия, оро, офарин, парвар, парӣ, пож, соф, султон, сӯз, тоб, фазо, физо, фурӯғ, фурӯз), з - аз Чон ва п. м.
**Чонафзо,** м - рӯҳафзо, зиндагибахш, ҳаётбахш; яке аз сифатҳои Худо.
**Чонбахш,** м - рӯҳбахш; зиндагибахш, ҳаётбахш; кинояи аз роҳатбахш.
- яке аз сифатҳои Худо.
**Чонвафо,** м - аз Чон ва Вафо.
**Чонибек,** м - аз Чон ва Бек; чонаш сахт, маҳкам [10].
**Чонӣ,** м - мансуб ба Чон; шакли навозишомезонаи Чонибек.
**Чонон** - маҳбуба, маъшуқа, шоҳид; ниг. Чон.
**Чонона,** з - ниг. Чонон.
**Чонона** (бону, гул, моҳ, духт), з - аз Чонона ва п. м.
**Чонсарак,** м - шӯхтабиат, қаҳрамони гурӯҳи латифаҳои мардумӣ.
**Чория,** з, а - духтар; канизак; киштӣ, сафина, офтоб; оби равон; чашмаи равон.
**Чоруллоҳ,** м - аз Чор (ҳамсоя) ва Оллоҳ;
- номи олиме, ки соҳиби "Тафсири кашшоф" аст.
**Чотак = Начотак,** м - шакли навозишонаи Начот; ниг. Начот.
**Чоҳид,** м, а - мункир ва инкоркунанда бо вуҷуди донистагӣ.
**Чубира,** з - номи яке аз занҳои Муҳаммад (с.а.с.).
**Чуман** (алӣ, бой, қул), м - шакли таҳрифи Чумъа.
**Чумон,** м - марворид ва мӯҳраҳои симин; гиёҳест бо номи чилдору.
**Чумонқул,** м - аз Чумон ва қул.
**Чумъа** (алӣ, бек, бой, ёр, қул, мурод, назар, инёз, хон, чон, шоҳ), м; бибӣ,

гул нисо - з), а - рўзи одина, рўзи пеш аз шанбе; ниг. Одина.

**Ҷунайд,** м, а - лўндаи замини сахт, кулўх; киноя аз хоксорӣ; номи яке аз сўфиёни комили сокини Бағдод; лашкарча, лашкари хурд.

**Ҷунайдулло(ҳ),** м - аз Ҷунайд ва Оллоҳ.

**Ҷуръат,** м - далерӣ, ҷасорат, бебокӣ.

**Ҷўё(н)** - ҷўён, ҷустан.

**Ҷўра,** м - дўст, ёр, рафиқ, тарафдор, пайрав.

**Ҷўра** (алӣ, бек, бой, қобил, қул, мирзо, мурод, назар, ниёз, султон, хол, хон, ҷон,), м - аз Ҷўра ва п. м.

## Ш

**Шааф,** а - шодӣ, хурсандии аз ҳад афзун; шефтагӣ, шайдоӣ, мафтунӣ, ошиқии гузаро.

**Шабафрўз,** з - равшанкунандаи шаб, чароғонкунандаи шаб, мисли моҳ, чароғ, шамъ, ситора:

Зи гоҳи шом то субҳи шабафрўз
Шудӣ дар хушдилӣ шабҳояшон рўз. Хисрави Деҳлавӣ

- шабчароғ, кирми шабтоб.

**Шаббар** , ниг. Шаббир.

**Шаббир,** м - номи имом Хусайн (р).

**Шаббир, Шаббар ва Мушаббир** - се номи фарзандони Ҳорун (а.), ки ҳазрати расули Худо Муҳаммад (с.а.с.) бад-он номҳо Ҳасану Ҳусайн ва Муҳсинро мехонданд.

**Шаббода,** з - сабо, насим, насим форами шом.

**Шабдез,** м - номи аспи Хусрави Парвиз, ки ранги сиёҳ доштааст.
- номи яке аз навоҳои сигонаи Борбад.
- сиёҳфом, шабранг.

**Шабдиз,** м - ниг. Шабдез.

**Шабдол = Шаҳабдол,** м - аз Шоҳ ва Абдол; ниг. Абдол.

**Шабеҳ,** м - мушобеҳ, монанд, назир, моно; сурат, нақше, ки рассомон мекашанд.

**Шабиб** - м, а - ҷавонон; ҷ. шубоб ва шоб(б) - ҷавон.

**Шабиба,** з - ниг. Шабиб.

**Шабир,** м, а - накўӣ, некӣ. Шабар ва Шабир низ гуфтаанд, ки ҳазрати Расул (с.а.с.) гоҳе бо ин номҳо Имом Ҳасан ва Имом Ҳусайнро садо мекардаанд.

**Шабира,** з - шабар, инъом; бахшиш; хайр, некӣ; ниг. Шабир

**Шабира** (бону, гул, дода, дўст, ёд, ёр, завқ, зеб, иқбол, ком, лафз, лутф, маҳ, меҳр, моҳ, моя, намо, ноз, ном, хайр, хоҳ, ҳусн, чашм, чеҳр, ҷў), з - аз Шабира ва п. м.

**Шабистар,** м - номи мавзее дар Эрон.

**Шабистарӣ,** м - мансуб ба Шабистар.

- аз Шаб ва остар (шакли кӯтоҳшудаи онсӯтар), онсӯтари шаб, наздик ба субҳдам; замони пеш аз тулӯи Офтоб ; ниг. Шафақ.

**Шабистон,** з - базмгоҳ, ишратхона; шабхона,хилватхона; ҳарамсаро; мач. торик.

**Шабнам** (бонӣ, гул), з - қатраҳои оби зулол, ки саҳаргоҳон дар рӯи сабзаҳо, гиёҳҳо, гулҳо ва г. пайдо мешавад:

Чун гунча, ки бишкуфат зи шабнам,
Чун захм, ки беҳ шавад зи марҳам. Шоҳин

- мач. софу пок (чун шабнами саҳарӣ).

**Шабоб,** а - ҷавонӣ, ҷавонон; номи пардае аз мусиқӣ:

Рафт айёми шабобу фурсати пирӣ расид,
То куҷо бошад кунун аҳди ғазалхонӣ маро? Туғрал

**Шабон,** м - шакли арабигаштаи Чӯпон; Шубон

**Шабоҳанг,** м - ситораи Сириус, ки онро ситораи Корвонкаш низ гӯянд:

Шаҳи шарқ бар кӯҳ кашида сародиқ,
Дамида Шабоҳанг аз субҳи козиб. Манучеҳрӣ

- мурғи саҳар, мурғи саҳархон, булбул; ситораи субҳ, шаъро; киноя аз дандони маъшуқ; ҷойгоҳи сутурон.

**Шабоҳат,** з - шабеҳ будан, монанд будан, монандӣ.

**Шабранг,** з - ақиқ, ақиқи яманӣ; дар шаб тобанда: дурахшанда: равшан, кушандаи шаб; киноя аз Ситора; сиёҳранг,

- номи аспи Нӯъмон ибни Мунзир (яке аз подшоҳони араб дар даври Сосониён: Накардӣ Раҳшро Рустам қатар, гар сайри ӯ дидӣ,
На мар - Шабдезро Парвизу на Шабрангро Нӯъмон. Ломеъ.

**Шабтоб,** з - дар шаб тобанда, дурахшанда, равшанкунандаи шаб; шабчароғ; моҳ, Қамар; кирми шабтоб; киноя аз ситора:

Чарх пур гавҳари шабтоб шуд аз гиряи мо,
Моҳ дар ҳолаба гирдоб шуд аз гиряи мо. Соиб

**Шабфурӯғ,** з - ниг. Шабафрӯз.

**Шабфурӯз,** з - ниг. Шабафрӯз.

**Шаввол,** а - моҳи даҳӯми соли қамарии ҳиҷрӣ.

**Шавкат,** м - қудрат, қувват; бузургворӣ ва ҷалолат; ҳашамат, шаън, шараф, эътибор.

**Шавкат** (алӣ, бек, бой, уллоҳ, ҷон, шоҳ - м; бибӣ, бону, гул, моҳ - з) - аз Шавкат ва п. и.

**Шавқ,** з - орзӯмандӣ, майли калон, рағбати бисёр; ҳавас, иштиёқ.

**Шавқ** (бахш, дор, иддин, манд, овар - м; ангез, афзо, афзун, бахш, дор, овар, оро, рабо, физо, фузун - з) - аз Шавқ ва п. м.

**Шавқия,** з - шакли навозишонаи Шавқ; мансуб ба Шавқ.

**Шавқӣ** (гул, нисо), з - мансуб ба Шавқ.

**Шайаҳмад,** м - аз Шоҳ ва Аҳмад.

**Шайбат** (бибӣ, бону, гул, моҳ), з, а - сафедӣ; сафедии мӯй; пир, пирӣ,

мў(й)сафедӣ, кўҳансол(й).

**Шайбон,** м - номи валӣ; номи набераи Чингизхон (Шибон, Шайбак ва Шибак), бародари Ботухон; асосгузори сулолаи Шайбониён дар Осиёи Миёна.

**Шайд** - ниг. Мушайяд; мухаффафи шайдо.

**Шайд** (бар, бону), з - аз Шайд ва п. м.

**Шайдалӣ,** м - аз Шайдо ва Алӣ.

**Шайдо,** з - ошиқи гузаро; ошуфта ва девона; маҷнун:

Накард ин дўстӣ бар доя пайдо,
Агарчи гашта буд аз ишқ шайдо. Фахриддини Гургонӣ

**Шайдо** (бибӣ, бону, гул, гун, дил, ёр, й, на, ноз), з - аз Шайдо ва п. м.

**Шайдулло(ҳ),** м - аз Шайдо ва Оллоҳ.

**Шайх,** м, а - марди пир, солхўрда; муршид, пешвои рўҳонӣ, эшон; лақаби табақаи обид, зоҳид; хоҷа; олим, донишманд.

**Шайх** (алӣ, аттор, замон, иддин, ислом, малик, мирзо, мурод, муҳаммад, назар, сафо, уддин, уллоҳ), м - аз Шайх ва п. м.

**Шайхибек,** м - аз Шайх ва Бек.

**Шак(к)ар** - ширин; шираи фишурдаи реза, ки аз лаблабуи қанд ё найшакар ҳосил мешавад:

Ба сабр аз корҳо берун шавад банд,
Шавад най шаккару шаккар шавад қанд. Ҳилолӣ

**Шакар** (алӣ, афшон, бек, бой, маҳмад, хез, хон, хоча, худо, шоҳ), м - аз - Шакар ва п. м.

**Шакар** (асл, ато, афзо, бар, барг, бахт, бахш, бахт, беҳ, бибӣ, бону, вар, ганҷ, гул, гун, гуна, деҳ, дил, ёб, ёд, ёр, завқ, зеб, ком, кон, лаб, лафз, лутф, манд, маҳ, меҳр, моҳ, моя, намо, нигор, нисо, ноз, ном, орзу, пош, ранг, раста, рахш, роз, руста, рух, рўй, сон, соф, тоб, фазо, физо, фишон, фом, ханда, хон, ҳусн, ҷўё, шева, шеър), з - аз **Шакар** ва п. м.

**Шакар** (афшон, бахт, бахш, бор, гуфтор, даҳан, забон, ин, рез, фишон, фом, ханд, хеш, хоҳ,) - аз **Шакар** ва п. м.

**Шаккарез,** з - он чи дар шаби арўсӣ бар сари арўсу домод нисор кунанд; киноя аз ҷилва кардан; маҷ. гиряи шодӣ.

**Шакиб,** м - сабр, ором; таҳаммул; шикеб.

**Шакиба** (бону, гул), з - сабркунанда, сабур, бурдбор; дурусташ Шакибо аст.

**Шакур,** м - бисёр шукркунанда, аз номҳои Худои таоло; сутур, ки андак алаф хўрад вале шир бисёр диҳад; шакир.

**Шакурӣ,** м - мансуб ба Шакур.

**Шақоиқ** (барг, гул - з), а - навъе аз ҷинси лола; гули маҷах, пион:

Шукуфтааст дар ин боғ ҳар гули садбарг,
Дамидааст дар ин ҷо шақоиқи бисёр. Васлӣ

- ҷ. Шақиқа - хоҳар.

**Шалол** - бахие, ки рўйи порча дўхта мешавад; аслаш Шилол аст.

**Шалола,** з, а - Шаллола - обшорон, шаршара.
**Шамида,** з - аз шамидан - бўидан, бўй кардан, чамидан; ниг. **Шамим.**
**Шамида** (асл, афзо, барг, бону, гул, ёр, завқ, зебо, қанд, лаб, оро, тоб, чаман), з - аз Шамида ва п. м.
**Шамила,** з, а - муаннаси Шомил, ҳамаро дар баргиранда,шумул, комил.
**Шамила** (азм, ақл, арҷ, асл, афзо, афзун, бахт, бону, гул, ёр, зеб, меҳр), з - аз Шамила ва п. м.
**Шамим,** м, а - бўи хуш, хушбў, боди хушбўиовар.
**Шамим** (анбар, андўз, асл, ато, афзо, афзун, барг, бахт, бахш, беҳ, бибӣ, бону, вар, ваш, гул, деҳ, дод, дода, дор, дўст, ёр, завқ, зеб, лаб, лафз, меҳр, моя, намо, ноз, овар, ово, она, ораз, орзу, оро, осо, пазир, пок, рабо, рамз, рас, рез, рух, сон, соф, таб, тоб, фазо, файз, физо, фузун, фурўғ, хез, хос, хоҳ, хуш, ҳавас, ҳаво, ҳусн, чаман, чеҳра, ҷабин, ҷўё), з - аз Шамим ва п. м.
**Шамима,** з - ниг. Шамим:

Ин маволид дар ҷаҳони шуур,
Зодагонанд аз шамимаи нур. Бедил

**Шамин** - хушбўй:

Чарбу ширину шароботи шамин,
Додашу пас ҷомаи абрешимин. Румӣ

**Шамина** (бону, гул, дўст, меҳр), з - ниг. Шамин.
**Шамоил,** а - ҷ. Шамила; хислатҳои нек; қиёфа, афту андом.
**Шамол,** м, а - боди шимолӣ, боде, ки аз шимол мевазад; ҳаво.
**Шамома** (бахш), з - бўи хуш, хушбўй; харбуза:

Аз суману лолаи он бўстон
Дод шамома ба кафи дўстон. Хисрави Деҳлавӣ

- шамъи муаттар, атрдон:

Шамома ниҳоданд бар ҷоми зар,
Даҳ аз нукраи хом ҳам ургуҳар. Фирдавсӣ

**Шамома** (андўз, асл, ато, атр, афзо, афзун, барг, бахш, беҳ, бибӣ, бону, вар, ваш, гул, гун, деҳ, дод, дода, дон, дор, дўст, ёб, ёд, ёр, завқ, зеб, лаб, лафз, меҳр, ноз, овар, ово, ораз, орзу, оро, осо, пазир, пок, рабо, рамз, рас, рез, рух, сон, соф, тоб, фазо, физо, фузун, фурўғ, хез, хоҳ, хуш, ҳавас, ҳусн, чаман, чеҳра, ҷабин, ҷўё), з - аз Шамома ва п. м.
**Шамс,** м, а - офтоб, меҳр, хуршед:

Дурахшон ду рухшон чу шамсу қамар,
Дурахшон ду лабшон чу шаҳду шакар. Хоҷу

**Шамс** (раҳмон, уддин, улислом, мулук), м - аз Шамс ва п. м.
**Шамсалӣ,** м аз Шамс ва Алӣ.
**Шамс** (бибӣ, бону, оро, рўй, тоб, фазо, физо, фурўғ.), з - аз Шамс ва п. м.
**Шамсиддин = Шамсуддин,** м - аз Шамс ва дин.
**Шамсимо(ҳ),** з - аз Шамсӣ ва моҳ.
**Шамсиниса = Шамсуннисо,** з - аз Шамс ва Нисо.
**Шамсия** (бону, гул, моҳ), з,а - мансуб ба Шамс; чатр, соябон, ки дар гармои

тобистон ба сар гирифта мегарданд;
- номи рисолаест дар мантиқ ба забони арабӣ;
- шакли хурдӣ ва навозишонаи Шамс.

**Шамсӣ** (бону, гул, моҳ, нисо, ҷаҳон - з; бой, ёр, нур, содиқ - м) - мансуб ба Шамс; офтобӣ; аз Шамс ва п. м.

**Шамсоро,** з - аз Офтоб ва Оро.

**Шамсулло(ҳ)** (бек, хон), м - аз Шамс ва Оллоҳ ва п. м.

**Шамсулмалик,** м - аз Шамс ва Малик.

**Шамсулшоҳ,** м - аз Шамс ва шоҳ.

**Шамсулҳақ,** м - аз Шамс ва Ҳақ.

**Шамсуқамар,** з - аз Шамс ва Қамар.

**Шамшед,** м - имолаи Шамшод.

**Шамшер** (бек, бой, ҷон), м - сайф, шоф, қилич.

**Шамшод** - дарахти ҳамешасабзе, ки баргҳои хурду шибӯҳ дошта, чӯбаш сахт ва аз он асбоби гуногун месозанд;
- киноя аз қомати мавзун;
- навъе аз райҳон.

**Шамшод** (алӣ, қад, қомат, хоча, ҷон), м - аз Шамшод ва п. м.

**Шамшод** (бегим, қад), з - аз Шамшод ва п. м.

**Шамъ** (афрӯз, бибӣ, бону, инисо, истон, она, рухсор, хоҳ), з - аз Шамъ ва п. м.

**Шамъигул,** з - зебо, нозанин; аз Шамъ ва Гул.

**Шамъиҷаҳон** - аз Шамъ ва Ҷаҳон; маҷ, машъали Ҷаҳон.

**Шанбад**-ниг. Шанбе; Шанбаз низ гӯянд:

Ба фоли неку ба рӯзи мубораки шанбад,
Набиз гиру мадеҳ рӯзгори хеш ба бад. Манучеҳрӣ

**Шанбе** - рӯзи байни ҷумъа ва якшанбе; рӯзи аввали ҳафта - шанбад аст.

**Шанг** - зебо, хушрӯй:

Нигоре чобуке, шанге кулаҳдор,
Зарифе, маҳвашe, турке қабопӯш. Ҳофиз

- шӯх, зариф, зарофат; хушрафтор, ширинрафтор;
- айёр; шоҳиди шӯху шанг; дузд, роҳзан.

**Шанга** (бону, гул, нисо), з - ниг. Шанг.

**Шарар,** м, а - пораҳои ҷаҳандаи оташ, шарора, шарор, чиракқа:

Оташ, арчи сурхрӯй аст аз шарар,
Ту зи феъли ӯ сияҳкорӣ нигар. Румӣ

**Шараразод,** м - зодаи Оташ.

**Шараф,** м, а - номус, шаън, ифтихор, ирз, ҳайсият, баландии насаб, шариф, обрӯ:

Дар хона ба иззату шараф бош,
Чун дурри насуфта дар салаф бош. Ҳилолӣ

- асилзодагӣ, наҷобат; фазилат; афзалият, бартарӣ, бузургворӣ, бузургӣ.

**Шараф** (бахш, бек, бой, дор, ёб, иддин, манд, уллоҳ, хон, ҷон), м - аз Шараф ва п. м.

**Шараф** (бахш, бону, дор, ёб, ёд, ёр, моҳ, нисо, хон), з - аз Шараф ва п. м.
**Шарафнисо = Шарафуннисо,** з - аз Шараф ва Нисо.
**Шарафуддин = Шарафиддин,** м - аз Шараф ва дин.
**Шарвон** - ниг. Шервон.
**Шариат,** а - оин, тариқат, суннат, мазҳаб; маҷ. одат ва маслак.
- роҳ ва қонунҳои дини ислом.
**Шарик,** а - ҳамроҳ, ҳамдаст,ҳамкор:

Дар шодию ғам туро шарикам,
Мапиндӣ ба ман бадӣ, ки некам. Шоҳин

**Шарика** (бону), з - ниг. Шарик
**Шариф,** м, а - асил, наҷиб; бошарофат, шарофатманд, баландмарача; соҳиби ифтихор, соҳиби обрӯ; сардори ҳукмрони Макка, ки аз сайидон, авлоди Муҳаммад (с.а.с.) таъин мешуд; маҷ. азиз, пок ва муқаддас, бегуноҳ, беозор, маъсум.
**Шариф** (алӣ, бадал, бой, зод, зода, ӣ, мирзо. мурод, хон, хоҷа, хӯҷа, ҷон - м; бегим, бибӣ, бону, моҳ, ҷон - з) - аз Шариф ва п. м.
**Шарифа,** з - ниг. Шариф.
**Шарифамоҳ,** з - аз Шарифа ва Моҳ.
**Шарифанисо,** з - аз Шарифа ва Нисо.
**Шарифбек,** м - аз Шариф ва Бек.
**Шарифмоҳ,** з - аз Шариф ва Моҳ.
**Шарифхонум,** з - аз Шариф ва Хонум.
**Шарқ,** а - тарафи офтоббаро, самти тулӯи офтоб; маҷмӯи кишварҳои Осиёӣ; ҷои баромадани офтоб, машриқи Хуршед; кишварҳое, ки дар машриқи кураи Замин ҳастанд.
**Шарқ** (бахш, зод, зода, ӣ) - аз Шарқ ва п. м.
**Шарқия,** з - шакли хурдӣ ва навозишонаи Шарқӣ; мансуб ба Шарқ.
**Шарор,** м - ниг. Шарар.
**Шарора,** з - як пораи оташ, ки биҷаҳад; ниг. Шарар.
**Шароф** (уллоҳ, хоҷа, ҷон), м - ниг. Шарофат, Шараф, Шариф.
**Шарофат** (бибӣ, бону, моҳ, нисо, ой, хон), з, а - шариф будан, бошарафӣ; обрӯмандӣ; бузургворӣ баландқадрӣ.
**Шарофиддин = Шарофуддин,** м - аз Шароф ва дин.
**Шафақ,** а - сурхии нури офтоб дар вақти фурӯ рафтан ва ҳангоми субҳ пеш аз тулӯъ:

Субҳ чу дар гиряи ман бингарист,
Бар шафақ аз шафқати ман хун гирист. Низомӣ
То чун шафақ мудом рухат лолагун шавад,
Бе бода магзарон чу шафақ субҳу шомро. Соиб

**Шафақ** (алӣ, рез, со, хоҷа, ҷон, шоҳ), м - аз Шафақ ва п. м.
**Шафақ** (бону, гул, гуна, дида, рез, рух, рӯй, со), з - аз Шафақ ва п. м.
**Шафақгун** - сурхранг:

Кашида соябонҳо сар ба гардун,
Чу абри навбаҳор, аммо шафақгун. Ҳозиқ

**Шафақосо** - монанди шафак, сурхранг.
**Шафақрухсор(а)**, з - сурхрӯ, гулчеҳра:

Ҳилолабрӯ, шафақрухсорае, бо хеш мағруре,
Фалакрафтор бебоке, маҳи хуршедҳампое. Сайидо

**Шафеъ**, м, а - шафоаткунанда; ниг. Шафоат.
**Шафиқ**, м, а - меҳрубон, мушфиқ; дилсӯз:

Агар бар рафиқон набошӣ шафиқ,
Ба фарсанг бигрезад аз ту рафиқ. Саъдӣ

**Шафиқ** (алӣ, бой, он, ҷон, шоҳ), м - аз Шафиқ ва п. м.
**Шафиқа** (бибӣ, бону, гул, дил, дон, дӯст, ёр, зеб, лутф, меҳр, ноз, ораз, файз), з - аз Шафиқ ва п. м.
**Шафиъ**, м - ниг. Шафеъ.
**Шафӣ**, м - ниг. Шафеъ.
**Шафқат**, м, а - меҳрубонӣ, дилсӯзӣ, ғамхорӣ, марҳамат.

Эй ҷафоандешаи бадхӯ, худоро, шафқате,
Чанд бошам аз шиканҷи меҳнати ғам дар азоб. Туғрал

**Шафқат** (алӣ, уллоҳ, хоҷа, ҷон, шоҳ - м; бибӣ, бону, моҳ - з) - аз Шафқат ва п. м.
**Шафо** - беҳбуд ёфтан аз беморӣ, ҷеҳбудӣ, раҳоӣ аз мариз; тандурустӣ; даво, дармон; дар гуфтугӯ шафоат низ гӯянд.
**Шафоат**, з, а - илтимос кардан, талабидани афв ё ёрмандӣ аз касе барои каси дигар восита шудан; авф, кӯмак; хоҳиш; ниг. Шафо:

Ҷигар бесабру танҳо дар қаноат,
Мижа дар хашму лабҳо дар шафоат. Хисрави Деҳлавӣ

**Шафоат** (бек, бой, гар, дин, хоҷа, ҷон), м - аз Шафоат ва п. м.
**Шафоат** (бибӣ, бону, гар, гул, деҳ, дон, дӯст, ёб, ёд, ёр, зеб, лутф, манд, меҳр, моҳ, орзу, оро, пазир, рас, фазо, фузун, хайр, хоҳ, ҷӯ), з - аз Шафоат ва п. м.
**Шафоат** - шафоатталаб, узрхоҳ, пурсандаи авф ва омурзиш.
**Шахнавард**, м - аз шах (кӯҳ, бинии кӯҳ, сари кӯҳ, кӯҳлора, ки душворгузар аст), ва навард; кӯҳнавард, кӯҳу кӯталгард; шахгузар.
**Шаҳ** - ниг. Шоҳ.
**Шаҳ** (байт, боз, дод, замон, пар, рон, рӯ, рӯд, рӯз, рӯя, ҷон) - аз Шаҳ ва п. м.
**Шаҳ** (бол, бон, вор, дам, додҷон, ёр, зод, зода, зодҷон, мард, мардон, пур, раст, рин, рир, роб, род, ром, ромҷон, рон, ронгуроз, ронҷон, рун, рӯй, савор, сувор, фазо, фур), м - аз Шаҳ ва п. м.
**Шаҳ** (бода, бону, зодабону, зодамоҳ, лола, навоз, нигор, но, ноз, ноза, нозабону, нозагул, нура, овар, парӣ, рӯз, рӯза,тоб, тоз, тор, тут, ҷон), з - аз Шаҳ ва п. м.
**Шаҳаншоҳ**, м - подшоҳи подшоҳон; шоҳи шоҳон; шоҳаншоҳ.
**Шаҳбоз** (бек, хон), м - беҳтарин бози шикорӣ; ниг. Шоҳбоз.
**Шаҳбол** - бузургтарин бол (пар, қанот); маҷ. баландпарвоз.

**Шаҳбону,** з - шоҳи бонуҳо; маликаи бонуҳо; мач. Ҷамол.

**Шаҳд,** а - асал, ангубин; номи дарёе дар "Шоҳнома" - и Фирдавсӣ:

Бирафтанд бо юзу бозону маҳд,
Гурезону тозон сӯи руди Шаҳд. Фирдавсӣ

**Шаҳд** (бар, бор, вор, дӯст, об), м - аз Шаҳд ва п. м.

**Шаҳд** (азм, ангез, андеш, андӯз, асл, ато, афзал, афзо, афзун, афшон,бақо, бар, барг, бахт, бахш, беҳ, бибӣ, биш, бобо, бону, бор, ванд, вар, васф, воло, вор, вора, ганҷ, гар, гул, гун, деҳ, дил, дод, дода, дон, дор, дӯст, ёб, ёд, ёр, забон, завқ, зеб, зод, гул, иқбол, иннсо, ком, кон, лаб, лафз, лутф, манд, меҳр, моя, набид, намо, нигор, ноз, ном, об, овар, ово, огин, она, онабону, онагул, ораз, оразу, оро, осо, пазир, пок, пора, пош, рабо, рас, раста, рез, роз, руста, руҳ, рӯз, соф, тоб, умр, фазо, файз, физо, фом, фузун, хез, хоҳ, хуш, ҳавас, ҷӯё), з - аз Шаҳд ва п. м.

**Шаҳдод,** - аз Шоҳ ва Дод.

**Шаҳдона,** з - аз Шоҳ ва Дона.

**Шаҳзод,** м - ниг. Шоҳзод.

**Шаҳзода,** з - ниг. Шоҳзода.

**Шаҳид,** м, а - ниг. Шоҳид, ҳозир, олим ба ғоибу ҳозир, аз номҳои муборакӣ Худои таоло; бегуноҳ кушташуда; қурбоншуда, қурбоншуда дар роҳи худову дин.

**Шаҳида** (бибӣ, бону, гул, моҳ), з - аз Шаҳида ва п. м.

**Шаҳидуллоҳ,** м,а - аз Шаҳид ва Оллоҳ.

**Шаҳина** (бону, духт), з - мансуб ба Шоҳ; дурусташ Шаҳин.

**Шаҳир,** м, а - машҳур.

**Шаҳло,** з - мешчашм, дорандаи чашми сиёҳи калони зебо ва дилфиреб.

**Шаҳло** (бибӣ, бону, гул, гун, духт, чашм), з - за Шаҳло ва п. м.

**Шаҳноз,** з - аз Шоҳ ва Ноз.

**Шаҳоб = Шиҳоб,** м, а - ситораи дурахшони паррон.

**Шаҳоб** (мирзо, хон, хоҷа, ҷон), м - аз Шаҳоб ва п. м.

**Шаҳобиддин = Шаҳобуддин,** м - аз Шаҳоб ва дин.

**Шаҳодат,** з - гувоҳи додан; шоҳид; дар роҳи дин қурбоншуда.

**Шаҳодат** (бибӣ, бону, гул, моҳ, ой, хон, ҷон), з - аз Шаҳодат ва п. м.

**Шаҳпар** - ниг. Шаҳбол.

**Шаҳрбону,** з - Бонуи шаҳр; номи завҷаи Имом Ҳусайн (р), келини ҳазрати Алӣ (р).

**Шаҳр** (бон, ванд, гароз, гир, гон, дод, дор, ёр, зода, мар, об, огин, од, озод, окам, уллоҳ, хост), м - аз Шаҳр ва п. м.

**Шаҳр** (бароз, бон, бона, бону, ванд, вароз, вон, гард, гир, дис, дод, дода, дон, дор, дӯст, ёб, ёд, ёр, зеб, зод, зода, истон, ком, ноз, нӯш, озод, оро, ошӯб), з - аз Шаҳр ва п. м.

**Шаҳрзод,** м - аслан Чеҳрозод; аз шаҳр ва зод; дар шаҳр таваллуд ёфта; ниг. Чеҳрозод.

**Шаҳри** (вар, ёр, моҳ, хон), з - аз Шаҳр ва п. м.
**Шаҳрибону,** з - бонуи кишвар, малика; ниг. Шаҳрбону.
**Шаҳриёр = Шаҳрёр,** м - шаҳрдор, ҳокими шаҳр, кишвар, подшоҳи бузург:

Агар най ту ба фармони шаҳриёри ғамаш,
Зи шаҳри ёр бурун шав, ки шаҳр ёри ту нест. Туғрал

- номи яке аз писарони Хисрави Парвез ва Ширин.

**Шаҳригул,** з - аз Шаҳр ва гул.
**Шаҳринисо,** з - аз Шаҳр ва Нисо.
**Шаҳрия,** з -шакли навозишомезонаи Шаҳрӣ.
**Шаҳри** (вар, діин, ён, ёр, ёрӣ, ёрҷон, зод, зода, насаб), м - аз Шаҳрӣ ва п. м.
**Шаҳрӣ,** з - мансуб ба шаҳр.
**Шаҳрноз,** з- аз Шаҳр ва Ноз; ифтихори шаҳр; нози шоҳона.
**Шаҳроз,** м - рози шоҳона.
**Шаҳром,** м - фармонбардори Шоҳ, улфатгирифтаи Шоҳ, оромбахш (и шоҳ).
**Шаҳрух = Шоҳрух,** м - ғалабаовар; дар бозии шатранҷ якбора расидани кишти асп ба шоҳу рух:

Дар бисоти оразат ҳар кас, ки бозад нарди ғам,
Аспи бахташ кишти шаҳ рухро зи фарзин оварад. Туғрал

- номи подшоҳзода; шоҳмотбози варзида; аз Шоҳ ва Рух.

**Шаҳсавор,** м - савори моҳир, савори диловар; човандози ҳунарманд.
**Шаҳсанам,** з - аз Шоҳ ва Санам.
**Шаҳчеҳр,** м - шоҳсурат, зебо: Ҳама шоҳчеҳру ҳама моҳрӯй,
Ҳама ростболо, ҳама ростгӯй. Дақиқӣ

**Шаҳчеҳра,** з - ниг. Шаҳчеҳр.
**Шаҷар,** а - дарахт: Ҳосили қисса он, ки он бедил,
Дошт дар сояи шаҷар манзил. Бедил

**Шаҷара,** а - дарахт, як дарахти муайян; рӯйхати авлоду аҳли байти гузаштагон, насабнома.
**Шаҷарӣ,** м - мансуб ба Шаҷар.
**Шаҷоат** - ниг. Шуҷоат.
**Шаъбон,** а - моҳи ҳаштӯми соли қамарии ҳиҷрӣ:

Гӯянд, ки май ба моҳи шаъбон равост,
Не моҳи раҷаб, ки он маҳи хоси худост.
Шаъбону раҷаб моҳи худоянду расул,
Мо май рамазон хӯрем, к-он хосаи мост. Хайём

- моҳи байни Раҷаб ва Рамазон.

**Шаъбон** (алӣ, валӣ - м; бибӣ, бону, гул - з) - аз Шаъбон ва п. м .
**Шаъбонӣ** - мансуб ба Шаъбон.
**Шаънӣ,** м, а - мансуб ба Шаън (кору ҳол; шавкат, азамат; қадр; мартаба, дараҷа).
**Шед,** м - дурахшанда, дурахшон; нур, рӯшноӣ; Офтоб, Хуршед; шакли кӯтоҳшудаи Хуршед:

Бад-ӯ гуфт з-он сӯ, ки тобанда шед,
Бароад яке парда бинам сапед. Фирдавсӣ

**Шед** (ваш, об, фар) - аз Шед ва п. м.

**Шед** (бар, бахт, бахш, вар, ои, она, фар ), з - аз Шед ва п. м.

**Шер,** м - ҳайвони калон ва пурзӯр; аз оилаи гурбаҳо; маҷ. далер, паҳлавон.

**Шер** (авжан, авлиё, азим, алиҷон, асб, бадал, бек, бобо, бозу, бой, бон, валӣ, валихон, ваш, воишоҳ, вор, гозӣ, дор, зайл, зӯр,қобил, қуввват, қудрат, малик, марҷон, маст, мирзо, мон, мурод, муҳаммад, мӯъмин, назар, нафас, ниёз, ном, озод,ой, он, осп, пайкар, тан, фом,ханд, хол, хон, чанг, ҷон, язд, яздон), м - аз Шер ва п. м.

**Шерак,** м - ин ном аз замони Куруш, яъне 500-600 сол пеш аз милод маълум мебошад; шербача; тасғири шер.

**Шералӣ** (хон, ҷон), м - аз Шер ва Алӣ.

**Шерандом,** м - монанди шер, синафароху бориккамар ва бозуситабр.

**Шерафган = Шерафкан = Шерафжан ,** м - шерро бар замин зананда; .

**Шерафғон,** м - аз Шер ва Афғон.

**Шераҳмад,** м - аз Шер ва Аҳмад.

**Шербас,** м - аз Шер ва бас (яке аз ҳуруфи ташбеҳ) - монанди шер.

**Шервон = Шарвон,** м - вилояти таърихиест дар шимоли Озарбойҷон; дар шакли Шарвон дар аҳли Сосониён маълум буд.

**Шергир,** м - ниг. Шермард, Шерафган.

**Шердил** (бек, хон), м - киноя аз шуҷоъ, далер:

Фарозу шеби биёбони ишқ доми балост,
Куҷост шердиле, к-аз бало напарҳезад. Ҳофиз

**Шерзамон,** м - шери замон; ниг. Шуҷоъ, Шердил.

**Шерзод** (алӣ, бек, ҷон, шоҳ), м - аз зоти Шерҳо; киноя аз далерӣ ва шуҷоатмандӣ.

**Шерзода,** з - ниг. Шерзод.

**Шерзодашоҳ,** м - шоҳи далер ва шуҷоатманд.

**Шермард,** м - паҳлавон, шери мардҳо.

**Шермардон,** м - ниг. Шермард.

**Шермаҳмад,** м - шери Муҳаммад.

**Шермоҳ,** з - аз Шер ва Моҳ.

**Шерноз,** з - аз Шер ва Ноз.

**Шероз,** м - номи шаҳр дар Эрон.

**Шерон,** м - аз аҳли шермардон; ҷамъи Шер.

**Шеронбибӣ,** з - бибии Шерон.

**Шерсимо,** м - ниг. Шерандом.

**Шерханд,** м - аз Шер ва хандидан.

**Шефта** (бону, гул, моҳ), з - шайдо, дилдода, мафтун; ошиқи ошуфта:

Димоғи шефтагонро ба ҷӯш меорад,
Хурӯши мург, ки аз маргзор меояд. Убайди Зоконӣ

**Шефтадил,** з - шайдо, мафтун, дилбохта:

Зулфе ба ҳазор ҳалқа занҷир,
Ҷуз шефтадил шудан чӣ тадбир? Низомӣ

**Шеър,** м, а - сухани манзум, сухани фасеҳ ва бадеъ, ки дорои вазн ва қофия мебошад:

Зи дурри назм бошад гуфтугӯям,
Зи баҳри шеър бошад обрӯям. Ҳилолӣ

**Шеър** (бахш, дӯст, навис, овар, оро, офарин, пазир, парвар, сарой, фаҳм, хон, шинос) - аз Шеър ва п. м.

**Шеър** (дода, дон, ёб, ово, саро, фазо, фар, фузун, ҳавас, ҷӯ), з - аз Шеър ва п. м.

**Шеъраён = Шеъриён,** м, а - шакли дугонаи Шеъро: ниг. Шеъро:

Чу поее аз шаби дайҷур* бигзашт
Баромад Шеъраён аз кӯҳи Мавсил. Манучеҳрӣ

*дайҷур - шаби нихоят торик.

**Шеъро,** а - яке аз ду ситораи дурахшон: Шеърои Шомӣ - Протсион; Шеърои Ямонӣ - Сириус.

**Шимо,** з - холдор.

**Ширин** - дорои мазаи қанд ва шакар:

То чу шаккар бар дилаш ширин шудӣ,
В-аз лаби гӯёш гавҳарчин шудӣ. Ҷомӣ

- латиф, дилкаш, нозук, гуворо; азиз ва ноёб.
- номи маҳбубаи Хисрав ва Фарҳод.

**Ширин** (бек, бой, калом, ком, кор, сухан, хаёл, ҷон, шоҳ), м - аз Ширин ва п. м..

**Ширин** (адо, ак, баён, бахт, бахш, бибӣ, бону, бун, ганҷ, гар, гап, гул, гӯй, давр, дех, дода, духт, дӯст, забон,захк, калом, кома, кор, лаб, лиқо, моҳ, рух, рӯ, хаёл, сухан, тарона, тоб, ханд, хоҳ, ҷон), з - аз Ширин ва п. м.

**Ширмоҳ,** з - моҳи ширранг; аз шир ва Моҳ.

**Ширхон,** м - ниг. Шерхон.

**Шифо,** а - тандурустӣ, беҳбудӣ ва раҳоӣ аз касалӣ, сиҳатшавӣ; даво ва дармон:

Шифо зи гуфтаи шаккарфишони Ҳофиз ҷӯй,
Ки ҳоҷат ба илоҷи гулобу қанд мабод. Ҳофиз
Дардо, ки ба уммеди шифо бо дили бемор,
Мурдему надидем дар ин хона ш и ф о р о. Махфӣ

- номи яке аз китобҳои Абуалӣ Сино оид ба мантиқ, ҳикмат ва тиб.

**Шифо** (бахш, гар, дех) - аз Шифо ва п. м.

**Шифоангез** - шифодеҳ, шифобахш, сабаби тандурустӣ:

Гизои кам шифоангез бошад,
Вале, асли даво парҳез бошад. Ҳилолӣ

**Шифоат,** з - ниг. Шафоат.

**Шиҳоб,** м, а - ситораи дурахшони парron:

Дам ба дам ҷӯши хаёли шабнами рӯи гулаш,
З - осмони ҳуси меборид бар фарқам шиҳоб. Туғрал

**Шиҳобиддин = Шиҳодуддин,** м - аз шиҳоб ва дин.
**Шиҳобсифат,** м - шиҳобвор, чун шиҳоб дурахшон:

Ситораест дурахшон, ки дар сипеҳри карам,
Бувад шиҳобсифат муттасил ба сайру убур. Восифӣ

**Шод** - хуш, хуррам, хурсанд, хушҳол.
**Шод** (алӣ, афрӯз, бек, бой, комҷон, малик, фар, хӯ), м - аз Шодӣ ва п. м.
**Шод** (бар, бахш, бод, бош, буғёд, гон, зӣ, ком, меҳр, моӣ, навид, овар, овард, рав, рон, рӯз,) - аз Шод ва п. м.
**Шод** (бибӣ, бону, бун, вап, вар, гин, дила, кома, комӣ, мулк, ноз, нoза, ном, нӯш, ойим, парой, ранг, рӯ, рӯза, симо, хох, чеҳра, ҷабин, ҷӯё), з - аз Шод ва п. м.
**Шодбахт** - хушбахт; ниг. Комрон.
**Шодбаҳр** - хурсанд, хушҳол ва некнасиб.
**Шодвард** - хирмани моҳ, ҳола; тахт, сарир, маснад:

Ҷаҳондор бар шодварде бузург
Нишаста, ҳама пайкараш мешу гург. Фирдавсӣ

**Шодгуна,** з - такягоҳ; мутриба; болопӯш, ҷубба, бистар, зерандоз, намад.
**Шодгуна,** з - аз Шод (ниг. Шодӣ) ва Гуна (рӯй, рухсора, ораз, чеҳра).
**Шоддил,** м - хушҳол, дилшод, масрур, хурсанд.
**Шоди** (алӣ, ангез, аҳмад, бек, бобо, бой, ён, ёна, ёр, маҳмад, мурод, муҳаммад, нур, овар, парвар, санҷ, хон, хоҷа, ҷон), м - аз Шодӣ ва п. м.
**Шоди** (ангез, бибӣ, бону, вар, гул, нисо, овар,фазо, фар, фурӯғ, фурӯз, хон), з - аз Шоди ва ва п. м..
**Шодиқул,** м - бандаи Шодӣ.
**Шодипур,** м - писари Шодӣ .
**Шодисанҷ,** м - шодибахш, шодипарвар:
**Шодӣ,** м- мансуб ба шод - хушӣ, хуррамӣ, хурсандӣ, хушҳолӣ:

Чу аз оштӣ шодӣ ояд ба чанг
Хирадманд ҳаргиз накӯшад ба ҷанг. Абӯшакури Балхӣ

**Шодия,** з - шакли навозишомезонаи Шодӣ.
**Шодком,** м - шоду хуррам, хушҳол, масрур, некӯаҳвол; ниг. Комрон.
**Шодкома,** з - ниг. Шодком.
**Шодмалак,** з - аз Шодӣ ва малак.
**Шодманд,** м - ниг. Шодком.
**Шодмон,** м - шод, хурсанд, хушҳол:

Дар хоби хеш ҳар кӣ бубинад шабе маро,
Гардад зи юмни ман ҳамаи рӯз шодмон. Сайидо

**Шодмон** (алӣ, бек, бой, хоҷа, ҷон, шоҳ - м; бибӣ, бону, гул, ой - з) - аз Шодмон ва п. м.
**Шодмона,** з - ниг. Шодмон.
**Шодмонӣ,** м - мансуб ба Шодмон.
**Шодноз,** з - аз Шодӣ ва Ноз.

**Шодоб,** м - ниг. Шодмон; сероб, пуроб, обзор; тоза, тарӣ; чарогоҳи сабз.
**Шодон,** м - шодмон, шоду хуррам, хушҳол:

Назар кардам, ки дар ин ғам ба сар ояд рӯзе,
То дари майкада шодону ғазалхон биравам. Ҳофиз

**Шодон** (дод, дода, духт, дӯст, рух, рӯй), м - аз Шодон ва п. м.; ниг. Шодмон.
**Шодондил,** м - дилшод, хуррамдил,хурсанд:

Ту бо Кобулу ҳар кӣ пайванди туст,
Бимонед шодондилу тандуруст. Фирдавсӣ

**Шоён,** м - лоиқ, шоиста, муносиб, сазовор, мувофиқ, дархӯр:

Бинвишта шуд он чӣ буд шоён,
К- он номаи дард шуд ба поён. Хисрави Деҳлавӣ

**Шоён** (азм, асл, бахт, бахш, вар, васф, ганҷ, гул, ғазал, ғоя, дил, духт - з; бек, бой, ҷон, шоҳ - м) - аз Шоён ва п. м.
**Шозиё,** м - аз Шоҳ ва Зиё.
**Шоиқ,** м - шавқдиҳанда, шавқангез; маъшуқ; ҳавасманд, орзуманд, муштоқ, иштиёқманд; он ки ба диданаш муштоқ бошанд.
**Шоиқа** (бону, гул), з - ниг. Шоиқ.
**Шоир,** м - гӯяндаи шеър, ба назм дароварандаи сухани бадеӣ, танзимкунандаи калом; дорои шуур ва эҳсоси баланд:

Кори шоир заҳмат овардан бувад,
В-он ки раҳмат оварад, кори шумост. Анварӣ

**Шоира,** з - ниг. Шоир.
**Шоира** (бибӣ, бону, гул, моҳ, она, хон, ҷон), з - Аз Шоир ва п. м.
**Шоиста,** з - лоиқ, беҳтар, сазовор:

Ман кистам? Он сайд, ки дар пеши ту сад бор,
Сар бозаду шоистаи фитрок набошад. Мушфиқӣ

**Шоиста** (азм, ақл, арҷ, асл, афзо, бахт, бибӣ, бону, гул, моҳ), з - аз Гул ва п. м.
**Шоиста** (завқ, қавл) - аз Шоиста ва п. м.
**Шойаҳмад,** м - аз Шоҳ ва Аҳмад.
**Шойвард,** м - ҳола, хирмани моҳ:

Ба хатту он лабу дандонш бингар,
Ки ҳамвора маро даранд дар тоб,-
Яке ҳамчун Паран бар авҷи хуршед,
Яке чун шойвард аз гирди моҳтоб. Пирӯзи Машриқӣ

**Шойгон** - лоиқ, сазовор, нағз, дархур; васеъ фарох, кушод, фаровон, зиёд, бузург:

Сад хона чу ганҷи шойгон аст,
Фарзанд ки нест, ройгон аст. Шоҳин

- сазовори шоҳ; ниг. Шоҳвор;ҳар чизи хубу накӯ; захираи молу асбоби бисёр, хизона; ганҷи шоҳона; қофияе дар шеър; кори бемузд.
**Шоймардон,** м - аз Шоҳ ва Мардон.
**Шокир** (алӣ. бек, хон, ҷон), м, а - шукркунанда, сипосгузор, миннатдор

**Шокира,** з - ниг. Шокир.
**Шоқубод,** *м - Шоҳқубод - аз Шоҳ ва Қубод.
**Шомансур*,** м - Шоҳмансур - аз Шоҳ ва Мансур.
**Шомаҳмад*,** м - Шоҳмуҳаммад - аз Шоҳ ва Муҳаммад.
**Шомил,** м, а - фарогиранда, дарбаргирада, ҳамаро дарбаргиранда:

Бувад чун партави хуршед шомил,
Зи гул то хору хас в-аз об то гил.   Ҳозиқ

**Шомил** (бек, бой,хоча, ҷон, шоҳ), м - аз Шомил ва п. м.
**Шомила,** з - ниг. Шомил.
**Шонаврӯз*,** м - Шоҳнаврӯз - аз Шоҳ ва Наврӯз.
**Шониёз*,** м - Шоҳниёз - аз Шоҳ ва Ниёз.
**Шопур*,** м - номи подшоҳе; номи паҳлавоне; номи мусаввире, ки миёнҷӣ буд миёни Хисрав ва Ширин; аз Шоҳ ва пур.
**Шореҳ,** м, а - шарҳдиҳанда, эзоҳдиҳанда.
**Шореъ,** м, а - роҳи бузург, роҳи рост, шоҳроҳ; соҳиби шаръ, муайянкунандаи аҳкоми шариат; қонунгузор.
**Шориқ,** м, а - тулӯъкунанда; тобон, фурӯзон; дурахшон; офтоб:

Равшан ба ту гашт шуғли гетӣ,
Шориқ ба ту гашт шамси ғориб.   Анварӣ

**Шотемур*,** м - Шоҳтемур - аз Шоҳ ва Темур.
**Шотир,** м, а - чусту чолок, шуху бебок; зирак, боҳуш:

Дар дили ман шодию шӯр аз шароби шавқи ӯст,
З - он ки шаҳророву ширину шигарфу шотир аст.  Муиззӣ

- диловар, паҳлавон:

Мардӣ гумон мабар, ки ба панҷа - сту зӯру китф,
Бо нафс агар бароӣ, донам, ки шотирӣ.  Саъдӣ

**Шотира,** з - ниг. Шотир.
**Шотира** (бибӣ, бону, гул, гун, дӯст, зеб, лутф, меҳр, намо, нигор), з - аз Шотира ва п. м.
**Шоузарб*,** м - аз Ҳузарб ва шоҳ.
**Шофозил*,** м - Аз Шоҳ ва Фозил.
* ҳ (ҳои ҳаввоз) дар охири калимаи содда пас аз садонокҳои ҳарфҳои беовоз (м, т, ш ...) ду хел талаффуз мешавад: шоҳ - шо, кӯҳ - кӯ, моҳ - мо ва ғ.
**Шофеа** (бону, гул, гун, дӯст, ёр), з - аз Шофеъ ва п. м.
**Шофеъ,** м - шафоаткунанда, дархостнамоянда, хоҳишгар.
**Шофеӣ,** м, а - аз Абуабдуллоҳ Муҳаммад бинни Шофеӣ Идрис (солҳои 767 - 820) - асосгузор ва яке аз чор пешвоёни маъруфи мазҳаби суннии Ислом аст, ки пайравони ӯро ҳам шофеӣ мегуфтанд.
**Шофия,** з - шакли навозишонаи Шофӣ
**Шофия** (бибӣ, бону, вар, вaш, гар, гул, гун, деҳ, дил, дод, дӯст, завқ, зеб, манд, меҳр, моҳ, нигор, оро, осо, пок, рамз, руҳ, сон, тоб, фар, фом, хоҳ), з - аз Шофия ва п. м.

**Шофӣ,** а - басанда, каноатбахш, кофӣ; рост, дуруст, шифодиҳанда, шифобахш: То зи ҳар олоише софӣ шавам,

Аҳли дилро шарбати шофӣ шавам. Ҷомӣ

**Шоҳ = Шаҳ** - подшоҳ, султон, соҳиби тоҷу тахт; мӯҳрае аз донаҳои шатранҷ; навдомод.

**Шоҳ** (аббос, абдуллоҳ, абузар, адҳам, азиз, азим, айюб, акбар, акрам, алим, алӣ, амир, анвар, аншоҳ, асад, асал, асар, асил, аскар, афзал, аҳмад, аҳрор, байт, бақо, барот, баҳром, бек, билол, бобо, боз, бой, булбул, бурҳон, бурҳон, валӣ, вар, вардӣ, ваҳҳоб, ваш, вор, гадо, гун, гунӣ, гурд, ғайрат, ғанӣ, ғариб, ғафур, ғаффор, ғиёс, ғоиб, ғулом, давлат, даврон, дон, ёқуб, ёр, зайд, закариё, замон, зафар, зиё, зикир, зикр, зикриё, зод, зода, зоданасим, зуҳур, иброҳим, иддин, иззат, икром, илёс, имом, иноят, инъом, ислом, исмат, исматуллоҳ, исмоил, исроил, исҳоқ, кабир, камол, карим, ковус, комил, кор, қабул, қадам, қобил, қосим, қубод, мақсад, мақсуд, малик, мансур, маҳмад, маҳмуд, мир, мирали, мирзо, мирҷон, музаффар, мукаррам, мулло, мурод, мустаҳим, мухтор, муҳайин, муҳаммад, муҳиддин, набот, наврӯз, назар, назир, назрӣ, насим, нафас, неъмат, ниёз, нодир, нома, носир, нур, нусрат, обид, одина, озар, офарид, офарин, пар, писанд, писар, рамазон, расул, раҳбар, раҳим, раҳмат, раҳмон, раҷаб, ром, рон, роҳ, рустам, рух, рухҷон, руҳ, руҳҷон, рӯ, рӯд, рӯз, рӯзӣ, рӯзҷон, рӯй, рӯя, сабур, савор, сайид, саид, салим, салмон, салом, сафар, симо, сувар, султон, таманно, темур, тоб, увайс, умар, файз, файзӣ, фар, фаттоҳ, фозил, халил, хидир, хисрав, хон, хоҷа, хусрав, хушвақт, ҳабиб, ҳайдар, ҳаким, ҳалим, ҳамдам, ҳасан, ҳафиз, ҳиммат, ҳотам, ҳофиз, ҳусайн, чеҳр, ҷалил, ҷалол, ҷамил, ҷамол, ҷаҳон, шуҷоъ, юлдош, юнус, яъқуб, қобил, қосим, қубод, ҳайдар, ҳасан, ҳусайн, ҳусейн), м - аз Шоҳ ва п. м.

**Шоҳ** (асал, бегим, бибӣ, боз, бону, бодом, бон, бону, вар, ваш, гул, гуна, дода, дона, духт, духтар, завқ, зин, зодабону, зодамоҳ, навоз, намо, никоб, нисо, ноз, ноза, нозабону, нозагул, ном, нома, нура, ораз, орзу, оро, ороста, офарид, пазир, пар, парӣ, партав, рабо, рав, размо, ранг, рас, раста, рахш, роз, роҳ, роҳа, руста, рӯз, рӯй, санам, сарв, саф, сон, таб, тоб, умр, фазо, файз, фар, фарах, физо, фом, фузун, фурӯғ, ханда, хез, хирад, хон, хоҳ, хуб, хумор, ҳавас, ҳусн, чаман, чашм, чеҳра, ҷабин, ҷӯ, ҷӯё, шева), з - аз Шоҳ ва п. м.

**Шоҳаншоҳ,** м - Шоҳи Шоҳон, Подшоҳи Подшоҳон, Подшоҳи бузург.

**Шоҳбоз,** м - бози сафед, мурғи шикорӣ, ки онро барои шикор кардани паррандагон тарбия мекунанд; бози Шоҳӣ.

**Шоҳваш** - монанди Шоҳ, шоҳмонанд.

**Шоҳвор = Шаҳвор,** м - лоиқи Шоҳ, сазовори Шоҳ. Ҳамчунон ба маънои писари шоҳ низ гӯянд.

**Шоҳгина,** з - ниг. Шоҳгун.

**Шоҳгун,** м - Шоҳчеҳра; аз Шоҳ ва Гуна; ниг. Гуна.
**Шоҳзиё,** м - аз Шоҳ ва Зиё.
**Шоҳзод,** м - фарзанди подшоҳ, фарде аз хонадони шоҳ.
**Шоҳзода,** з - фарзанди подшоҳ, мансуб ба хонаводаи подшоҳ; асилзода.
**Шоҳзоданасим,** м - аз Шоҳзода ва Насим.
**Шоҳид,** з - шаҳодатдиҳанда, мушоҳид, гувоҳ, шаҳодат, дилбар, хушрӯй.
**Шоҳида** (бибӣ, бону, гул, моҳ), з - ниг. Шоҳид.
**Шоҳиқ,** м, а - баланд; кӯҳи баланд.
**Шоҳиқа,** з - ниг. Шоҳиқ.
**Шоҳиқа** (бибӣ, бону, гул, дода, ёр, зеб, қад, манд, маҳ, меҳр, моҳ, намо, нигор,ноз, оро, раста, руста, саф, сон, тоб, фазо, файз, фар, фом), з - аз Шоҳиқа ва п. м.
**Шоҳимардон,** м - подшоҳи мардон; яке аз лақабҳои ҳазрати Алӣ.
**Шоҳин,** м - навъе аз боҳи шикорӣ:

Дилам сайди ту бо сад гуна зорӣ,
Ту дар дунболи шоҳини шикорӣ. Хисрави Деҳлавӣ

- чӯби рости тарозу, ки ба ҳар ду ҷониби он палла овезанд. мач. Одил; росткор; мувозикунанда.

**Шоҳин** (бону, духт, гул, нисо, пар), з - аз Шоҳин ва п. м.
**Шоҳинбод,** м - аз Шоҳин ва Бод.
**Шоҳиниcо = Шоҳинниcо,** з - сарвари Бонвон, Маликаи Бонуҳо.
**Шоҳир,** м, а - шӯҳратёфта, шӯҳратнок; маъруф:

Кабк раққосӣ кунад, сурхоб ғаввосӣ кунад,
Ин бад-ин маъруф гардад, он бад-он шоҳир шавад. Манучеҳрӣ

**Шоҳира,** з - ниг. Шоҳир.
**Шоҳира** ( абру, ақл, анбар, арҷ, асл, атр, афзо, афзун, ахтар, аҳд, бар, бахт, бахш, баҳо, беҳ, бибӣ, бин, бону, ванд, вар, васф, ваш, гул, гун, гоя, давр, дид, дил, дода, дон, дор, дӯст, ёб, ёд, ёр, завқ, зеб, зеҳн, зод, иқбол, илм, лафз, лутф, манд, маҳ, меҳр, моҳ, моя, наво, намо, нек, нигор, ноз, ном, овар, ово, огин, ораз, орзу, оро, пош, рамз, ранг, раста, рахш, руста, рух, саф, сон, соф, тоб, умр, фазо, файз, фар, фом, фузун, фурӯғ, хайр, хоҳ, хуш, ҳавас, ҳаёт, ҳусн, чаман, чашм, чеҳра, ҷӯ, шева), з - аз Шоҳира ва п. м.
**Шоҳмансур,** м - подшоҳи ғолибон, фармонфармои зафарманд; аз Шоҳ ва Мансур.
**Шоҳмардон,** м - ниг. Шоҳимардон .
**Шоҳназар,** м - аз Шоҳ ва Назар.
**Шоҳнишон,** м - шоҳхислат, дорои сифатҳои шоҳона; аз Шоҳ ва Нишон
**Шоҳрух** - ниг. Шаҳрух.
**Шоҳчеҳр** - шоҳсурат; зебо; ниг. Шаҳчеҳр:

Ҳама шоҳчеҳру ҳама моҳрӯй,
Ҳама ростболо, ҳама ростгӯй. Дақиқӣ

**Шоҳчеҳра,** з - ниг. Шоҳчеҳр.
**Шубон,** м - ниг. Шабон.
**Шугун,** м - фоли нек, муборак шумурдани чизе, чизеро аломати хушбахтӣ шумурдан:
Қамоли бисоти илму фунун
Аз вурудаш зананд ҷоми шугун. Бедил
**Шугун** (бибӣ, бону, ванд, васф, ваш, гул, гун, гӯе, гоя, деҳ, дид, дил, дод, дода, дон, ёб, ёд, ёр, завқ, зеб, иқбол, ком, лутф, манд, маҳ, моя, мужда, набид, нав, намо, нек, ноз, ном, овар, орзу, оро, пазир, пок, рамз, рас, рахш, роз, рух, тоб, фазо, файз, фар, физо, фом, хоҳ, хуш, ҳавас, ҷӯ), з - аз Шугун ва п. м.
**Шукр,** м, а - сипос ва сано гуфтан ба соҳиби неъмат ба сабаби он, ки неъмат эҳсон кардааст, ташаккур :
Ҳеҷ макун, эй писар, зи даҳр гила,
К-аз вай шукр аст сад ҳазор марo. Носири Хисрав
**Шукр** (алӣ, гузор, иддин,уллоҳ,), м - аз Шукр ва п. м.
**Шукр** (ато, афзо, бар, бону, гӯй, дода, ёб, ёр, зеб, зода, лутф, меҳр, навоз, ноз), з - аз Шукр ва п. м.
**Шукри** (ёр, набӣ, оллоҳ, худо), м - аз Шукр ва п. м.
**Шукринисо,** з - аз Шукр ва Нисо.
**Шукрӣ** - мансуб ба Шукр.
**Шукрия** (бону, моҳ), з - шакли навозишомезонаи Шукр.
**Шукрон** - ч. Шукр.
**Шукрона,** з - изҳори миннатдорӣ, ташаккур; сипосгузор:
Эй соҳиби каромат, шукронаи саломат,
Рӯзе тафаққуде кун дарвеши бенаворо. Ҳофиз
**Шукрона** (бибӣ, бону, гул, давр, дил, дон, вар, орзу, оро, хоҳ, ҳаёт, ҳусн, ҷӯ), з - аз Шукрона ва п. м.
**Шукрулло(ҳ),** м - аз Шукр ва оллоҳ; шукр дар ҳаққи Худо
**Шукур** (алӣ, бек, бой, зода, хон, ҷон), аслан Шакур аст, м - аз Шукур ва п. м.
**Шукур** (арҷ, асл, ато, афзо, афзун, бахш, бону, гӯ, деҳ, дил, завқ, лафз, лутф, меҳр, ноз, хоҳ), з - аз Шукур ва п. м.
**Шукуфа** (гул, дор, моҳ, ида), з - гули дарахтони мавадор; аз Шукуфа ва п. м.:
Даври гулзори шукуфа тараб ангехтаанд,
Гирди он доира гӯё ки садаф рехтаанд. Мушфиқӣ
**Шукуфон,** з - дар ҳолати шукуфтан буда, шукуфта гардида; гулдор, гулнок.
**Шукуфта,** з - ниг. Шукуфон.
**Шукуфта** (барг, бахт, бибӣ, бону, гул, давр, дил, завқ, иқбол, илм, ком, лаб, маҳ, меҳр, моҳ, намо, нигор, ноз, ораз, орзу, оро, рух, рӯй, табъ, умед, фазо, фом, хон, хоҳ, ҳавас, ҳаёт, ҳусн, чаман, чеҳра, ҷабин, ҷон), з - аз Шукуфта ва п. м.
**Шукӯҳ,** м - шаъну шавкат, ҳашамат, бузургӣ:
Хуршед ба сад шукӯҳ сар зад,
Бо таблу алам зи кӯҳ сар зад. Ҳилолӣ

- тавоной, қувват:

Шукӯҳи ишқ то лангар ба дӯши хотирам афганд,

Ба ҳар манзил, ки пои худ ниҳодам, то гулӯ рафтам. Мулҳам

- муҳобат, ҳайбат.

**Шукӯҳ** (бахш, дор, манд, ҷон), м - аз Шукӯҳ ва п. м.

**Шукӯҳ** (азм, ами, анда, андеш, арда, арҷ, арч, асл, афзо, афзун, афрӯз, ахтар, бако, бар, бахт, бахш, бин, бон, бону, ванд, васф, ваш, вора, ганҷ, гун, давр, деҳ, дода, дӯст, ёб, ёд, ёр, завқ, зеб, зер, иқбол, ия, манд, меҳр, мон, моя, намо, нигор, она, орзу, оро, осо, пазир, рабо, рамз, ранг, рас, раста, рез, руста, рӯй, тоб, фазо, фом, фузун, хоҳ, ҳавас), з - аз Шукӯҳ ва п. м.

**Шуҳуб,** м - ҷ. Шиҳоб.

**Шуҳуб** (бибӣ, бону, ваш, гул, гун, дил, ёд, ёр), з - аз Шуҳуб ва п. м.

**Шуҳуд,** м, а - ҷ. Шоҳид.

**Шуҳуд** (бону, гул), з - ниг. Шуҳуд.

**Шуҷоат,** м, а - далерӣ, диловарӣ, ҷасурӣ, нотарсӣ, пурдилӣ:

Ҳаст шарти подшоҳӣ чор чиз,

Ҳикмату иффат, шуҷоат, ҷуд низ. Ҷомӣ

**Шуҷоат** (алӣ, бек, бой, манд, пеша, ҷон, шоҳ - м; хон - з) - аз Шуҷоат ва п. м.

**Шуҷоъ,** м - далер, баҳодур:

Шуҷоъ он, ки дилро шикебо кунад,

Ба ошуфтан-андар мудоро кунад. Абӯшакури Балхӣ

**Шӯҳра,** а - машҳур, номдор:

Манам, ки шӯҳраи шаҳрам ба ишқ варзидан,

Манам, ки дида наёлудаам ба бад дидан. Ҳофиз

**Шӯҳра** (андом, афзо, афзун), з - аз Шӯҳра ва п. м.

**Шӯҳрат** (бибӣ, бону, ой - з), а - фошу ошкор шудани амре; машҳур, номдор ва номбардор шудан:

Халқ гӯянд: Аз сухан машҳури олам шуд Камол,

Маънии хос аст бас, чун шӯҳрати омам диҳад. Камоли Хуҷандӣ

**Шӯҳрат** (алӣ, афзо, дор, ёр, манд, уллоҳ, фазо, физо, ҷон, шоҳ), м - аз Шӯҳрат ва п. м.

**Шӯъла,** а - забонаи оташ, аланга:

Ишқ аъзои вуҷудам ҳама хокистар кард,

Аз куҷо буд, ки ин шӯъла ба хошок афтод. Мулҳам

**Шӯъла** (зо(й), параст, парвар, рез, рӯ(й), сифат, хез, хӯ(й)), м - аз Шӯъла ва п. м.

**Шӯълаангез,** з - оташ ангез; ниг. Шӯълаафрӯз.

**Шӯълаафрӯз** - оташафрӯз, шӯълавар:

То нагардад шӯълаафрӯз оташи деги ҳасад,

Нархи Юсуф бар сари бозор арзон кай шавад. Махфӣ

**Шӯълаафшон** - шӯълапош, шӯълarez.

**Шӯълавар,** м - шӯълаафрӯз, фурӯзон.

**Шӯълавор,** м - шӯъламонанд, мисли шӯъла; сӯзон.

